АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

**АБУЛҚОСИМИ ФИРДАВСӢ**

# ШОҲНОМА



ИБОРАТ АЗ 9 ҶИЛД

ДУШАНБЕ «АДИБ» 1987

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

## АБУЛҚОСИМИ ФИРДАВСӢ

# ШОҲНОМА





ҶИЛДИ ЯКУМ

ДУШАНБЕ «АДИБ» 1987

ББК 84(0)9
Тоҷик
Ф 75



Таҳияи

Қамол Айнӣ, Зоҳир Аҳрорӣ, | Баҳром Сирус. |

**Фирдавсӣ, Абдулқосим.**

Ф 75 Шоҳнома: Иборат аз 9 ҷилд. Ҷилди 1. Таҳияи Қ. Айнӣ, З. Аҳрорӣ, | Б. Сирус. | Ҳайати таҳр.: М. Осимӣ, Қ. Айнӣ, З. Аҳрорӣ, А. Маниёзов, М. Н. Османов, Х. Шарифов, М. Қаноат.— Душанбе: «Адиб», 1987.—480 с.

**Фирдоуси, Абулкосим.**

Шахнаме: Собрание сочинений в 9 т. Т. I.

Ф $\frac{4702050010-56}{М\ 501(13)-87}$ — 114 — 87

**ББК 84(0)9**
**Тоҷик 1**

# ДАР БОРАИ «ШОҲНОМА», НУСХАҲОИ АСОСӢ ВА НАШРҲОИ КОМИЛИ ОН

Биноҳои обод гардад хароб,
Зи борону аз тобиши офтоб.
Пай афкандам аз назм кохе баланд,
Ки аз боду борон наёбад газанд.
Бад-ин нома бас умрҳо бигзарад,
Бихонад ҳар он кас, ки дорад хирад.
Намирам аз ин пас, ки ман зиндаам,
Ки тухми суханро парокандаам.
Ҳар он кас, ки дорад ҳушу рою дин,
Пас аз марг бар ман кунад офарин.

*(Фирдавсӣ)*

«Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ аз шумори он осори гаронбаҳои фарҳангист, ки чун китоби халқ дар канори ишқу ихлос ва оғӯши завқу андешаи мардумон аз осеби, забонаҳои дуду оташи ҳаводиси рӯзгорон ва дандонаҳои арраи бедоди замонҳо то имрӯз маҳфуз мондааст.

Ин китоб шореҳи сарнавишти пурмоҷарои инсони боҳушу фар-

ханг, мубориз ва диловар, ватанпараст, худованди латифтарин афкору эҳсос, номаи розу ниёз, набарду пирӯзӣ, ваҳдат ва ҳамбастагии халқҳо дар мубориза бо деви бедоду ситам, зулмат ва зиштиву дадманишӣ; башардӯстӣ, дастури касби хулқу атвори ҳасана, ҳамосаи азамат, хирад ва заковат, нерӯи бузурги халлоқи инсон, достони ишқи безавол, таърихи суннат ва анъаноти писандидаи мардум мебошад. «Шоҳнома»-и безавол асрҳо инҷониб миёни мардумон шӯҳрат ва маҳбубияти хосе дошта, ҳамвора мавриди таваҷҷӯҳи на танҳо, бошандагони Ховарзамин, балки халқҳои тараққихоҳи дигар мамолики ҷаҳон аст. «Шоҳнома» дар ҳама кишварҳо дӯстон ва ошиқони зиёде дошта, достонҳои ҷудогонаи он тавассути донишмандон ба забони халқҳои гуногуни ҷаҳон тарҷима ва дастраси хонандагони ҳар диёр гардидааст. Роҷеъ ба масоили мухталифи китоб мақолоти илмӣ, рисолот ва шарҳу тафсири зиёде низ ба табъ расидааст, ки зикри ҳар яке аз он феълан имконпазир нест.

Ин ҷо ҳамин нуктаро қаблан бояд хотирнишон сохт, ки навиштани як таҳқиқи нисбатан муфассале барои нашри «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ ба назари аввал хеле осон ва ҳам ниҳоят душвор менамояд. Осон аз он, ки «Шоҳнома» барои мардуми тоҷик ва ҳамаи форсизабонони ҷаҳон як асари ба қалби ҳар як ошност, зеро ҳама достонҳои маъруфтарини онро аз овони кӯдакӣ аз забони модару модаркалон ва падару бобоёнамон бисьёрҳо шунидаем, ҳамчунин дар китобҳои осори омиёна, яъне осори даҳонии мардум (фольклор) достонҳои қаҳрамонӣ ва ишқии дилчаспи онро дида ва такрор ба такрор хондаем. Илова бар ин дар ҳама маҳалҳои тоҷикнишин ва дигар кишварҳои ҳамҷавор маҳфилҳои шоҳномахонӣ ҳам ба назм ҳам ба наср дар тӯли қарнҳо маъмул буда, баъзе лаҳзаҳои ҷудогонаи қисса бо саҳнаҳои махсуси ҳунарӣ намоиш дода мешавад. Дар баробари ин иншои рисолае дар мавзӯи «Шоҳнома»-и Ҳакими Тӯс бениҳоят душвор ва мушкил аст. Зеро аз назари ҳунари суханварӣ, шеърият, луғат ва ганҷинаҳои сухани сара, нерӯи фикри болиғ ва қудрати баёни фасеҳ ва умуман аз назари фасоҳат ва балоғат ва мазмуну мундариҷа, ҳамчунин аз нуктаи назари ҳаҷми ин бузургофаридаи доҳиёнаи замони сомониён як асари беҳамто ва бемислу монанд аст. Ва ба ҳамин ҷиҳатҳо ҳар як навиштае дар ин мавзӯъ ба назари хонанда, як ҷуръат ва ҷасорати нависанда ва қувваозмоии густохонае дар пешгоҳи бузургтарин ҳамосасарои мо — Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ менамояд. Ин аст, ки мо дар навиштаи худ

фақат дар як матлаб дар мавзӯи нашрҳои комили он ба забони аслаш ва нусхаҳои асосии ин асар ба тарзи мухтасар ва фушурда сухан мегӯем. Баён кардани ин матлаб ниҳоят зарур аст, зеро ин «Дебоча» барои нашри нави «Шоҳнома» иншо мешавад.

Бино ба гуфтаи Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ, «Шоҳнома» дорои 60 ҳазор байт буда, 120 ҳазор мисраъро ташкил медиҳад. Ба қавли муҳаққиқон адади нусхаҳои қаламии достон хеле зиёд аст, вале аз ҷиҳати миқдори байт онҳо ниҳоят гуногунанд. Баъзеи онҳо 40 ҳазор байт дошта бошанд, қисме аз он нусхаҳо то 80 ҳазор байт, яъне 160 ҳазор мисраъро дар бар мегиранд. Тамоман равшан аст, ки дар мавриди аввал дар баъзе нусхаҳо агар достони «Шоҳнома» хеле кӯтоҳ карда шуда бошад, дар мавриди дуввум гоҳе ба матни аслии он байтҳои илҳоқӣ ба теъдоди то 20 ҳазор байт илова шудааст. Ин аст, он душвории асосие, ки дар зарфи солҳои зиёд дар маркази диққати аҳли илми шоҳномашиносӣ истодааст.

Натиҷаи яке аз кӯшишҳои шоҳномашиносӣ он аст, ки соли 833 ҳиҷрӣ баробари 1429—30 милодӣ дар китобхонаи Бойсанғур Мирзо нусхаи нодири «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ба вуҷуд оварда шуд, ки онро пояи баландтарини ҳунари ороиши китоб гуфтан мумкин аст. Ин нусха дар замони мо дар китобхонаи салтанатии собиқи Эрон ҷузъи «Нафоис ва захоир» таҳти шумораи 4752 нигоҳдорӣ мешавад. Ин нусха барои касоне, ки ба он дастрасӣ доранд, шоистаи таҳқиқи ҷиддии махсусест.

Дар ҳоли ҳозир ҳамин қадар бояд гуфт, ки донишмандони ибтидои асри XV як матни ҷомеъе ба вуҷуд оварда буданд. Вале, дар ин нусха на дар дебоча ва на дар поёни сухан манобеъи асосии қорашон дақиқан сабт нашудааст. Ба ин ҷиҳат дар ин нусхаи нафиси ягона низ саромади абьёти илҳоқӣ ва машбӯҳ барои рӯзгорон номаълум мондааст. Равиши тадвини матни нусхаи Бойсанғурии «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ дар муқаддимаи он чунин тавзеҳ дода шудааст: «...Ишорати Ҳумоюн (яъне Бойсанғур—Мирзо) нофиз гашт, ки аз чанд китоб якеро мусаҳҳаҳ сохта мукаммал гардонад ба хатте чу занҷири мушкин мусалсал ва лекин чу об равон аз равонӣ ва дебочаи ҳикояти ҷамъовардани «Бостонннома», ки асли «Шоҳнома» аст ва ҷамъе шуаро, ки ба назми он машғул шуданд то замон, ки ба Фирдавсӣ иттифоқ карданд ва тамом кардани Фирдавсӣ «Шоҳнома»-ро ва ҳикояти ҳирмон ва навмедии ӯ аз Султон Маҳмуд ва абьёте, ки

дар шикоят аз Султон Маҳмуд гуфтааст бо он чи аз аҳволи Фирдавсӣ истимоъ афтода ва чудуле, ки муҷмали табақоти мулуки Аҷам аз он маълум шавад ва шаҷарии ансоби эшон аз Каюмарс то Яздаҷурд...[1]».

*Чӣ навъе ки дида шуд, байтҳои илҳоқӣ аз тарафи гурӯҳи шоирон* сохта шуда, ба як нусхаи интихобии хубтарини мусаҳҳаҳ шуда ба мақсади мукаммал кардан илова гардидааст.

Дуруст аст, ки мавзӯъҳои сохтаи илҳоқӣ, чунон ки аз иқтибоси боло бар меояд, номбар гардидааст. Вале бояд диққат кард, ки дар иқтибоси боло иборае аз фармони Бойсанғур Мирзо «...аз чанд китоб якеро мусаҳҳаҳ сохта, мукаммал гардонанд...» — нишон медиҳад, ки як нусхаи «Шоҳнома»-ро мукаммал гардонидаанд ва ин амал дар замони ҳокими мазкур анҷом ёфтааст, чандон равшан нест. Ин вазъият, ки риштаи илҳоқкории байтҳо дар тамоми «Шоҳнома» номаълум аст, муҳаққиқони ҷаҳонро водор намуд, ки матни «Шоҳнома»-ро бо роҳи муқобалаи нусхаҳои гуногун танзим ва таҳия кунанд. Таърихи нашри матни «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ, ҳамчунин омӯзиш ва тарҷимаи он дар мақолаи шарқшиноси маъруфи рус А. А. Ромаскевич ва китоби олими эронӣ Эраҷи Афшор ба тариқи таҳқиқи интиқодӣ ва китобшиносӣ оварда шудааст.[2]

Пас аз ба майдон омадани нусхаи Бойсанғурии «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосим Фирдавсӣ, кӯшишҳои аввалини ҷиддии таҳияи матни ин достони бузург бо роҳи муқобалаи нусхаҳо мансуб аст ба маркази интишороти Ҳиндустон дар Калкатта. Дар ин ҷо «Шоҳнома» аз рӯи 27 нусха аз тарафи гурӯҳи муншиёни пухтакор бо роҳбарии устоди забонҳои арабӣ ва форсӣ-тоҷикии коллеҷи Форт — Вильям — М. Лемсден барои чоп таҳия шуд ва он дар соли 1811 дар Калкатта қисман интишор ёфт. Вале азбаски кори ин гурӯҳи матншиносон мутаассифона то ба охир нарасида буд, мутарҷими маъруфи он замон Тернер Макан кори гурӯҳи М. Лемсденро идома дода, нахустин нашри матни илмии достони Ҳаким Абулқосим

---

[1] *Нусхаи Бойсанғурии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.* Китобхонаи салтанатии Эрон, рақами 47 52, с. 9

[2] *Ромаскевич А. А.* Очерк истории изучения «Шах-намэ» сб. Фирдоуси (934—1934) ИВ АН СССР. Госэрмитаж. Изд. АН СССР, М.—П., 1934, с. 13—50. *Афшор Э.*, Китобшиносии Фирдавсӣ. Феҳристи осор ва таҳқиқот дар бораи *Фирдавсӣ* ва «Шоҳнома». *Тадвини Эраҷи Афшор,* Теҳрон 1347—1968.

Фирдавсиро ба поён расонид ва дар соли 1829 дар Калкатта онро нашр кард. Тернер Макан барои таҳия ва таҳрири матн 17 нусхаи пурра, ки қадимтарини он соли 882 ҳиҷрӣ (баробари 1477 милодӣ) китобат шудааст ва 4 нусхаи ноқиси «Шоҳнома»-ро истифода бурда буд. Ба ғайр аз ислоҳи иштибоҳоти матни нусхаҳои достон, вай якчанд қисми достонро ба мулҳақот оварда, дар ҳар мавриде назари худро қайд намуд ва ҳар ҷое, ки дар матн ба назари ӯ машкук менамуд, бо ишораи ситорача сабт кард. Дар натиҷа, кори ниҳоят бузурге дар роҳи таҳияи матни «Шоҳнома» анҷом дода шуд. Ин нашри ҷомеъ, ки хусусиятҳои нусхаҳои гуногунро дар бар карда буд, дорои 55204 байт аст. Вай аз тарафи муҳаққиқони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ пазируфта шуда, дар зарфи як қарн дар маркази диққат қарор гирифта, ки тафсилоти ин матлабро донишманди маъруфи имрӯзаи итолиёӣ Анҷело Микеле Пиёмонтезе дар рисолаи худ «Маълумоти тоза дар бораи Фирдавсӣ: дастнависи соли 614 ҳ. 1217 дар Флоренция» баён кардааст.[1]

Пас аз тақрибан чорьяк асри нашри Тернер Макан, ховаршиноси франсавӣ Жюль Моҳл иқдоми наверо дар нашри «Шоҳнома» пеш гирифта, онро дар Париж солҳои 1836—1868 ба табъ расонид ва дар хидмати аҳли илм гузошт. Жюль Моҳл дар нашри интиқодии худ нашри Тернер Маканро бо 13 нусхаи нави «Шоҳнома» аз захираи «Индия оффис» дар Лондон, 8 нусха аз китобхонаи салтанатии Париж ва чанд дастнависи шахсӣ муқобала ва баррасӣ кардааст. Ж. Моҳл дар дебочаи худ барои нашри комили «Шоҳнома» ишораи ҷолибе дорад. Ӯ навишта аст: «Боре ман панҷ нусха аз ин асар дорам, ки яке мавриди истифода дар чопи «Шоҳнома» будааст ва яке ки бисьёр кӯҳнааст аз ин ҷиҳат бисьёр қобили мулоҳиза аст, ки намунаи барҷастаест барои нишон додани ҳолате, ки «Шоҳнома» пеш аз таҷдиди назаре, ки ба фармони Бойсанғурхон сурат гирифта, доштааст. Феҳристи ҳамаи дастнависҳоеро, ки то кунун мавриди истифодаи ман буда, ё баъд ба онҳо руҷӯъ кардаам, дар оғози «Баргузидаи нусхабадалҳо», ки афзудаи поёни китоб меоварам, хоҳед дид. Касоне, ки дастнависҳои «Шоҳнома»-ро бо ҳам баробар накардаанд, ба осонӣ дарнахоҳанд ёфт, ки ихтилофи нусхаҳо то ба куҷост».[2]

---

[1] Тарҷумаи ин рисола мансуб ба В. Козлов аст, ки дар китоби «Қадимтарин нусхаи қаламии «Шоҳнома» дарҷ хоҳад гардид. Минбаъд рисолаи мазкур бо номи Пиёмонтезе. Рисола.

[2] *Жюль Моҳл.* Дебочаи «Шоҳнома». Тарҷимаи *Ҷаҳонгири Афкорӣ.* Созмони китобҳои ҷайбӣ, Теҳрон, с. 1345, (1967), с. 78

Ниҳоят эроншиноси машҳур И. А. Вуллерс нашрҳои Тернер Макан ва Ж. Моҳлро муқобила намуда, дар солҳои 1877—1884 нашри нави «Шоҳнома»-ро ба вуҷуд овард, ки дар он иштибоҳоти пешин то андозае ислоҳ гардидааст.[1]

И. А. Вуллерс таҳияи кори матни «Шоҳнома»-ро ба поён расонида натавонист, зеро умр вафо накард. Вале бояд гуфт, ки дар оғози кор дар ин нашр бештар ба матни Ж. Моҳл такья шуда, дар чараёни кор ба чопи Калкатта пайравӣ шудааст.

Ба муносибати ҷашни ҳазораи Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ (1934) дар Теҳрон «Шоҳнома» таҷдиди нашр гардид, ки тасҳеҳи интиқодии онро се нафар аз донишмандони номии Эронзамин Муҷтабои Минавӣ, Аббоси Иқбол ва Саиди Нафисӣ анҷом додаанд.[2]

Бо вуҷуде, ки ин ҳама нашрҳои комили «Шоҳнома» таҳия ва тадвин шуда буданд, матни нашрҳои мавҷуда ҳанӯз аҳли илмро комилан қонеъ кунонида наметавонистанд. Барои ҳамин ин масъала дар муҳокимаи Институти шарқшиносии АФ СССР ва Президиуми АФ РСС Тоҷикистон гузошта шуда, қарор шуд, ки бо қувваи мутахассисони советӣ, ки дар таҳияи матнҳои осори хаттии шарқӣ таҷрибаи хубе доранд, нашри нави илмии «Шохнома» дар асоси усули имрӯзаи матншиносӣ таҳия гардад. Ба ин мақсад донишманди номдори советӣ Е. Э. Бертельс дар ҷамъбасти вазъияти кор ва принципҳои интиқодии матни «Шоҳнома» дар матбуоти советӣ назарияи худро дар ин боб эълон кард[3]. Баъдтар дар нашрияи махсуси Институти шарқшиносии Академияи Фанҳои СССР ин матлаб ба тариқи муфассал ва амалӣ бо тавсифи чопҳо, нусхаҳо ва усули корашон аз тарафи ҳайати таҳририяи нашрия дар яке аз шумораҳояш тавзеҳ дода шуда буд.[4] Интишори ин матни

[1] *Пиёмонтезе.* Рисола, с. 41.

[2] Ҷилди 1 — *Муҷтабои Минавӣ* ва *Аббос Иқбол,* ҷилдҳои II—IV—*Аббоси Иқбол* ва ҷилдҳои VIII—X *Саиди Нафисӣ. Ношир Бирухим,* Теҳрон, 1313—15/1934—1936.

[3] *Бертельс.* Шахнаме и критика текста. АН СССР, Советское востоковедение, № 1, 1955. с. 88—95.

[4] Ниг.: Новое издание «Шахнаме» Фирдоуси. От редакции кратких сообщений. Краткое сообщение ИВ АН СССР, XIII, Изд. АН СССР, М—Л., 1955, с. 3—12; *Бертельс Е Э.* Предисловие—Фирдоуси. Шах-наме. Критический текст. Под ред. *Е. Э. Бертельса.* Изд. Восточной литературы, М., 1960, с.5—21. Боз ниг.: *Османов М. Н.* Ближневосточная текстология в Советском Союзе и ее основные принципы. Вестник истории мировой культуры, июль — август, 1961, № 4 (28), с. 115—123.

интиқодии гурўҳи ховаршиносони Москва ва Ленинград солҳои 1960—1971 поён ёфтааст ва «Шоҳнома» дар 9 чилд бо алифбои форсии тоҷикӣ дар «Силсилаи осори адабии милали Ховар» аз тарафи идораи интишороти адабиёти Ховар ба табъ расид ва дар хидмати аҳли илм гузошта шуд.[1] Баробари ин аз соли 1957 сар карда дар ҳайати АФ РСС Тоҷикистон гурўҳи махсус таъин гардид, ки таҳияи матни илмии «Шоҳнома» ба ҳуруфи имрўзаи тоҷикӣ ба зиммаи он вогузор гардид. Натиҷаи фаъолияти ин гурўҳ ба сурати 9 ҷилдаи «Шоҳнома»-и Абулқосим Фирдавсӣ дар зарфи солҳои 1964—1966 аз тарафи Академияи Фанҳои РСС Тоҷикистон ва нашриёти «Ирфон» ба табъ расонида шуда, ба хонанда ва аҳли илм тақдим ёфт.[2]

Чигунагии ин нашр дар сарсухани китоби якуми он бо қалами устод А. М. Мирзоев баён ёфтааст, ки барои такрор накардани ҳамаи маълумот мақолаи номбурда дар нашри кунунӣ бо унвони «Сарсухани якуми нашри комили «Шоҳнома» дар Тоҷикис-

---

[1] *«Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.* Матни интиқодӣ, ҷилди аввал. Таҳти назари *Е. Э. Бертельс,* Институти шарқшиносии Академияи улуми Иттиҳоди Шўравӣ, идораи интишороти адабиёти Ховар, М., 1960. Тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *Л. Т. Гюзалян* бо ширкати *О. И. Смирнова* ва *А. Е. Бертельс*; Ҷилди дуввум— таҳти назари *Е. Э. Бертельс,* тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *А. Бертельс, Л. Гюзалян, М. Османов, О. Смирнова, А. Тоҳирҷонов М.,* 1962; ҷилди саввум. Тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *О. Смирнова,* бо эҳтимоми *Р. Алиев, А. Бертельс, М. Османов, таҳти назари А. Нушин,* М., 1965; Ҷилди панҷум — тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *Р. Алиев,* зери назари *А. Нушин,* М., 1967; Ҷилди шашум — тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *М. Н. Османов,* зери назари *А. Нушин,* М., 1967; Ҷилди ҳафтум — тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *М. Н. Османов* зери назари *А. Нушин,* М., 1968; Ҷилди ҳаштум—тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *Р. Алиев,* зери назари *А. Озар.* М., 1970; Ҷилди нуҳум — тасҳеҳи матн бо эҳтимоми *А. Бертельс,* зери назари *А. Нушин,* М., 1971.

[2] *Абулқосим Фирдавсӣ.* Шоҳнома, иборат аз 9 ҷилд. Ҷилди 1. Ба чоп тайёркунандагон: *К. Айнӣ, Зоҳир Аҳрорӣ, Баҳром Сирус.* Шўъбаи шарқшиносӣ ва осори адабии Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон, Ирфон, Д., 1964; Ба чоптайёркунандагони ҷилдҳои баъдина —II (1964), III (1964), IV (1965), V (1965), VI (1965)—*К. Айнӣ, З. Аҳрорӣ, Б. Сирус.* Ба чоп тайёркунандагони ҷилдҳои VII (1966), VIII (1966), IX (1966) —*К. Айнӣ, З. Аҳрорӣ, Б. Сирус* ва *А. Девонақулов.*

тон» дарҷ карда мешавад, ки хоҳишмандон метавонанд ба он муроҷиат кунанд. Ногуфта намонад, ки ин ҳар ду нашри комили «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ — нашри Москва ва Душанбе аз тарафи ҷомеа ва аҳли илму адаб ва марказҳои ховаршиносии ҷаҳон бо ҳусни таваҷҷӯҳи хосе пазируфта шуда, дар тақриз ва китобҳои шоҳномашиносӣ ҳамчун марҳилаи нави матншиносӣ дар роҳи баррасии «Шоҳнома» талаққӣ ва тавзеҳ дода шуд.[1]

Аз нашри аввали «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ то имрӯз солиёне сипарӣ гашт ва ба нисбати камии теъдоди нашр нусхаҳои он ноёфт шуда, хонандагони зиёде аз истифодаи он бенасиб гардиданд. Пайваста ба ин талаби хонандагони бешумор ошиқон ва ҳаводорони «Шоҳнома» беш аз пеш афзуд.

Нашриёти «Ирфон» талаб ва хоҳиши оммаи хонандагонро ба назар гирифта, масъалаи нашри ҷадиди ин шоҳасари безаволро ба миён гузошт. Дар нашри кунунӣ пеш аз ҳама заруратиислоҳи саҳву ғалатҳои матни «Шоҳнома», ки дар ҷараёни чоп сар зада буд, пеш омад. Бад-ин манзур матни асар бо матни аслӣ ва баъзе нусҳаҳои мӯътабари дастрас, хоса охирин нашри Теҳрон, ки аз тарафи донишмандони Эронзамин бо саъю кӯшиши фаровон баррасии амиқи матн ва санҷиши дақиқи нусхаҳои нодири «Шоҳнома» бо пешгуфтори Абулкарими Ҷаъфарӣ ва муқаддимаи мусаҳҳеҳи ин кор Муҳаммад Ҷаъфари Маҳҷуб соли 1350 ҳ. (1972 милодӣ) анҷом пазируфт, дар макоми муқоиса қарор дода шуда, навоқиси рухдода бартараф гардид. Илова бар ин, дар тарзи навишти баъзе аз калимот таҷдиди назар ба амал омада, бисьёр аломатҳои китобатие, ки бемавқеъ ҷогузин шуда, дар баъзе мавридҳо ба сиҳати маънои мисраъ ва абьёти ҷудогонае халал меоварад, ба

---

[1] *Нушин А.* Некоторые замечания к тексту «Шахнаме» *Фирдоуси*. Народы Азии и Африки, М., 1962, № 1, с. 156—160; *Раджабов З. Ш.* Развитие науки в Таджикской ССР (краткий очерк), АН Тадж. ССР, Институт истории имени А. Дониша, изд. «Наука», М., 1964, с. 89; *Акрамов А.* Шоҳнома—дастраси омма. «Маориф ва маданият» 14 ноября 1964 г.; Китобшиносии (Фирдавсӣ, тадвини *И. Афшор,* Теҳрон 1347—1969, с. 202; *Мутлақ, Ҷалоли Холиқӣ, Қавоид* ва савобити тасҳеҳи матни «Шоҳнома». Маҷаллаи Донишкадаи адабиёт ва улуми инсонии Донишгоҳи Фирдавсӣ шумораи чаҳорум, соли ёздаҳум, Машҳад, 1354 (1976), с. 716—763.
*Пиёмонтезе.* Рисола с. 42.

ислоҳ расид. Дар ибтидои ба нашр омода сохтани «Шоҳнома» чунон ки дар муқаддимаи аввал низ зикр гардидааст, бояд чилди дахуми «Шоҳнома»-ро луғати калимот ва ибороти бо хонандаи имрӯза номаълум ташкил медод. Ин кор ба зиммаи мутахассисони Институти забон ва адабиёти ба номи Абуабдулло Рӯдакӣ вогузор шуда буд. Вале тартиб ва нашри луготи «Шохнома» ба таъхир афтод. Дар ҳоли ҳозир баробари нашри кунунӣ он луғот ба сурати китоби алоҳида чоп ва дастраси хонандагон хоҳад шуд. Ин матлаб дар сарсухани луғатнома муфассал баён хоҳад гардид.

Дар чараёни тахияи чилди аввали «Шоҳнома» Р. Х. Додхудоев ва чилдхои баъдина М. Мамедова ҳамкорӣ карданд, ки аз онҳо сипосгузорем.

Чунон ки болотар хотирнишон гардид, нӯҳ чилди интиқодии «Шохнома»-ро Институти шарқшиносии АФ СССР интишор додааст, ки мо дар тахияи нашри нави 9 чилдаи «Шоҳнома» ба ҳуруфи кунунии тоҷикӣ ба ғайр аз мавридҳои алоҳидаи кори худ, истифода накардаем. Зеро пас аз фавти Е. Э. Бертельс, ки кори таҳияи матни интиқодии «Шохнома» ба ӯҳдаи матншиноси номии советӣ М. Н. Османов гузошта шуд, дар усули таҳияи матн таҷдиди назари куллӣ ба вучуд омад. Ин таҷдиди назари чиддии гурӯҳи шоҳномашиносони Институти шарқшиносии АФ СССР дар нашри нави ду чилди аввали «Шоҳнома», ки бо ҳамкории маркази илмии Эрон ба табъ расонида шудааст, қисман инъикос ёфтааст.[1] Вале ин нашр мутаассифона идома наёфт ва бо интишори фақат 2 чилди аввалаш қатъ гардид.

Ногуфта намонад, ки кори бузурги таҳияи матни интиқодии «Шохнома» бо тачдиди назар ва дар асоси қадимтарин нусхаҳои хаттии мавчуд дар чахон бо роҳбарии илмии М. Н. Османов идома дорад ва пешбинӣ шудааст, ки дар нашриёти «Наука» АФ СССР дар солҳо наздик интишор ёбад. Нашри нави ҳозир

[1] Ниг.: *Матни интиқодӣ ва илмии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ* аз рӯи қадимтарин нусхаҳои хаттии мавчуд дар чаҳон. Бо кӯшиши *Р. Алиев* ва *М. Н. Османов.* Институти ховаршиносии Фарҳангистони улуми Иттиҳоди Ҷамоҳири Шӯравии Сотсиалистӣ, Теҳрон 1350—1970; чилди дуввум, матни интиқодӣ ба тасхехи *М. Н.Османов* бо ҳамкории *А. Таботабой,* Теҳрон, 1352—1973.

бошад, як марҳилаи навест дар роҳи баррасии матни «Шоҳнома»-и Ҳаким Абулқосими Фирдавсӣ, зеро илова бар манбаъҳои қаблӣ боз як матни комили илмии дигари достон, ки ба тасҳеҳи Муҳаммад Ҷаъфари Маҳҷуб аст, истифода гардидааст.

*15 январи 1986* *Қ. Айнӣ. З. Аҳрорӣ*

# ПЕШГУФТОРИ НАХУСТИН НАШРИ КОМИЛИ «ШОҲНОМА»-И ФИРДАВСӢ ДАР ТОҶИКИСТОН

## САРСУХАН

19 январи соли 1956 Нашриёти Давлатии Тоҷикистон расман ба Шуъбаи шарқшиносӣ ва осори адабии Академияи Фанҳои Тоҷикистон муроҷиат карда хоҳиш намуд, ки Шуъбаи зикршуда ӯҳдадори ба нашр ҳозир намудани матни комили «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ (934—1021) гардад.

Ин хоҳиши нашриёт аз масъалаҳои хурд набуд. Гарчанде то ба имрӯз достонҳои ҷудогонаи «Шоҳнома» аз тарафи ин нашриёт дастраси хонандагони советии тоҷик мегардид, аммо ба нашри матни комили он ҷуръат накарда меомад. Чунки кори матни комили «Шоҳнома»-ро бо алифбои имрӯзаи тоҷик ба нашр ҳозир намудан мушкилотҳои зиёдеро дар пеш дошт ва дар айни ҳол вақти зиёдеро талаб менамуд.

Аз ин ҷост, ки Шуъбаи шарқшиносӣ ва осори адабӣ баъд аз он ки дар бораи ба плани илмии худ дохил намудани «Шоҳнома» розигии Президиуми Академияи Фанҳои Тоҷикистонро гирифт, дар бораи кадом нусхаи дастхати «Шоҳнома»-ро асоси матн қарор додан ва муайян намудани ҳайати ҳозиркунандагон масъаларо ба Совети илмии худ гузошт.

Совети илмӣ пас аз санҷида баромадани ҳақиқати масъала ба ин қарор омад, ки ҳамон таҳрири Бойсанғурии «Шоҳнома», ки пурратарин матн аст, асоси ин нашри асар қарор гирад.

Ин таҳрири «Шоҳнома», чи навъе ки маълум аст, ҳанӯз дар

соли 1877—1879 дар Европа аз тарафи И. А. Вуллерс нашр карда шуда буд. Аз тадқиқотчиёни муосири Эрон Саид Нафисӣ низ ҳамин нашри «Шоҳнома»-ро, ки беҳтарин матн буд, асоси матни нашри худ қарор дода, дар баробари истифода намудан аз нусхаҳои беҳтарини дастраси худ матни интиқодии «Шоҳнома»-ро такроран ҳозир намуда буд, ки ин матн дар солҳои 1313—1314 шамсӣ дар Теҳрон нашр гардидааст.

Азбаски ин нусха, чи навъе ки дида мешавад, ду навбат аз чиҳати талаботи матншиносӣ чи дар Европа ва чи дар Эрон аз диққати назар гузашта буд, Совети илмии Шуъбаи шарқшиносӣ мувофиқтар шуморид, ки ҳамин нусха асоси матни мо низ қарор дода шавад. Аз ин чиҳат нашри зикршудаи Теҳрон, ки асосан давоми нашри И. А. Вуллерс аст, асоси матни нашри ҳозираи «Шоҳнома» қарор дода шуда, аз се нусхаи дастхат ва ду нусхаи чопии дигар (муроҷиат карда шавад ба рӯйхати нусхаҳои истифода бурдашуда ва аломатҳои шартӣ) истифода бурдан мувофиқ дониста шуд.

Барои анҷоми ин кори муҳим дар ҳайати сардори сектори матншиносии Шӯъба номзади фанҳои филологӣ Қамол Айнӣ, ходими калони илмӣ Баҳром Сирус ва ходими илмӣ Зоҳир Аҳрорӣ як колективи махсуси сенафарӣ таъин карда шуд, ки ин рафиқон ҳанӯз аз моҳи июни соли 1957 сар карда барои анҷоми вазифаи худ ба кор шурӯъ намуданд. Чанде баъд дар соли 1960, яъне аз чилди VII «Шоҳнома» сар карда, ходими хурди илмӣ Алиқул Девонақулов низ ба ин кор кашида шуд.

Дар пеши ин колектив вазифаи хеле масъулиятноке меистод. Бояд он дар вақти ба алифбои нав гузаронидани «Шоҳнома», дурустии матн, аҳамияти фарқҳои дар поварақӣ оварда мешудагӣ ва дар такмил ва мафҳуми матн чӣ гуна хизмат карда тавонистани онҳо, риоя намудани нозукиҳои забони шеърӣ, чӣ гуна додани калимаҳои тарзи талаффузашон аз байнрафта ва амсоли онро ҳартарафа ба назар гирад.

Дар пеши ин коллектив вазифаи хеле масъулиятноке менсни фарқи нусхаҳо равияи зерин интихоб карда шудааст: тамоми фарқҳои нусхаҳо, ки дар матни аслӣ, яъне дар нашри зикршудаи Теҳрон дода шудааст, дар нашри ҳозира дохил карда нашуд. Зеро оварда шудани ҳамаи он фарқҳо ва илова бар он дохил намудани фарқи нусхаҳои аз тоза истифода бурдашуда аввал ин ки чопи асарро хеле вазнин мегардонад, аз тарафи дигар дар сурате ки ин нашр давоми ду нашри дар боло ишорашудаи «Шоҳ-

нома» аст, бинобар ин дохил намудани тамоми фаркҳои нашри зикршуда зарурият надошт. Аммо бо вуҷуди ин аз он нашри асар он фарқҳо — байтҳое, ки матни аслиро такмил медоданд ва ё барои равшантар гардидани мафҳуми тасвири ин ва ё он воқеа кӯмак мерасониданд, дар поварақии матн дар таҳти аломати шартии «Тп» оварда шуд. Вале фарқҳои нусхаҳои аз тоза истифода бурдашуда ғайр аз ғалатҳо ҳама дар поварақии матн дохил карда шудаанд.

Маълум аст, ки алифбои нави тоҷик бо вуҷуди хусусиятҳои хуби аз ҳад зиёд азбаски алифбои транскрипсионӣ нест, барои акс кунонидани тамоми нозукиҳои забони шеър қодир намебошад. Масалан, ҳодисаҳои баъзан дар аввал ва ё миёнаи калимаҳо омадани «И»-дароз, ки вазни шеърӣ талаб мекунад дар қоидаҳои имлои алифбо пешбинӣ нашудааст, ё худ барои ифода кардани «У»-дароз (вови маъруф) аломати хосе надорем. Мана ин гуна ҳолатҳо дар вақти ба алифбои нави тоҷикӣ гузаронидани матни «Шоҳнома» душвориҳои зиёдеро пеш овард, ки бартараф намудани ҳамаи онҳо табиист, ки мумкин нашуд.

Луғоти «Шоҳнома» аз нуқтаи назари ба хонандагони имрӯза то чи дараҷа мафҳум будани худ, асосан ба се гурӯҳ тақсим мешавад: гурӯҳи аввал калимаҳое мебошанд, ки дар муддати тақрибан ин ҳазор соли гузашта чи аз ҷиҳати шакл ва чи мазмун дуруст тағьир наёфтаанд. Гурӯҳи дуюм калимаҳое мебошанд, ки шаклан дар забони гуфтугӯӣ тағьир ёфтаанд. Гурӯҳи сеюм калимаҳоеанд, ки тамоман аз истеъмоли имрӯзаи забони гуфтугӯӣ хориҷ гардидаанд. Аз ин ҷиҳат дар вақти ба алифбои нав гузаронидани матни «Шоҳнома» равияи зерин пеш гирифта шуд:

Гурӯҳи аввали калимаҳои матн мувофиқи имлои имрӯза ба алифбои нави тоҷик гузаронида шуд. Нисбат ба гурӯҳи дуюм шакли тағьирьёфтаи калимаҳоро ба назар нагирифта онҳоро мувофиқи ҳамон тарзи талаффузашон, ки дар луғати Вольф[1] дода шуда буд, ба алифбои нав гузаронида шуд. Дар бораи гурӯҳи сеюми калимаҳо бошад, фақат тарзи талаффузи дар луғати боло додашуда ба назар гирифта шудааст. Илова бар ин дар вақти ба алифбои нав навиштани калимаҳои ду гурӯҳи охирин барои таҳқиқ ва санҷида шудани тарзи навишти ҳар як калима аз лу-

---

[1] Glossar zu Firdosii's Schahnama von F. Wolff Berlin, 1935.

ғатҳои «Бурҳони қотеъ»[1], «Луғати Шоҳнома»[2]-и Абдулқодири Бағдодӣ, «Фарҳанги Нафисӣ»[3] ва «Луғати «Шоҳнома»[4]-и Ризозода Шафақ низ ҳартарафа истифода бурда шудааст.

Душвории дигаре ки дар процесси кор коллектив ба он рӯ ба рӯ шуд, иборат аз ин буд, ки гарчанде шакли пурраи як миқдор калимаҳо дар байтҳои чудоғона меоянд, вале агар онҳоро бо ҳамон шакли навишташудаашон талаффуз кунем, аз вазн ва қофия хориҷ мешаванд, масалан дар ин байт:

«همانا که نیکی بـه از کـار بـد،
نجـوئـیم مـا دیـگـر آز ار خـود».

Маълум аст, ки калимаҳои «بـد» ،(дар мисраи якум) ва «خود» « (дар мисраи дуюм) ҳамқофия шуда наметавонанд, барои риояи ҳуруфи қофияи мисраи якум, калимаи «خود»-ро бояд «хад» талаффуз кард. Ё худ байти зеринро гирем:

«در آن جای جای تـو آتـش بـود،
بدنیا دلت تلخ و نـاخـوش بـود».

Дар ин байт калимаҳои «آتش» ва «ناخوش» ҳуруфи қофияро ташкил медиҳанд. Агар дар алифбои нав онҳоро бо ҳамин шаклашон гузаронем, қофияи мисраи дуюм бо қофияи мисраи якум мувофиқат накарда мемонад. Барои риояи қофияи мисраи аввал калимаи «ناخوش» -ро бояд «нохаш» талаффуз кард.

---

[1] برهان قاطع ـ تألیف محمد حسین بـن خلف تـبـریـزی، متخلص به برهان... باهتمام دکتر محمد معین، تهران، سال ۱۳۳۰ ـ ۱۳۳۵ شمسی.

[2] لغت شاهنامه ـ تألیف عبدالقادر البغدادی، سال ۱۸۵۹

[3] فرهنگ نفیسی ـ تألیف دکتر علی اکبر نفیسی، با مقدمهٔ محمد علی فروغی... تـهـران، سال ۱۳۱۸ ـ ۱۳۲۰ شمسی.

[4] فرهنگ شاهنامه ـ تألیف دکتر رضازاده شفق، تـهـران، سال ۱۳۲۰ شمسی.

Бинобар он дар матн барои риоя кардани талаботи вазн ва қофияи шеърӣ шакли ихтисорьёфтаи ин гуна калимаҳо навишташуда дар айни ҳол барои нигоҳ доштани шакли комили онҳо ҳуруфи талаффуз намешудагӣ дар байни кавс гирифта шудааст. Масалан, калимаҳои зикршуда ба ин шакл омадаанд: «нох (в) аш», «х (в) ад».

Чи навъе ки дар боло дида шуд, бо алифбои нав ба нашр ҳозир намудани «Шоҳнома» кори хеле душворе буд, вале бо вуҷуди ин коллективи зикршуда тавонист то ҳадди имкон душвориҳои пешомадаро бартараф намуда, вазифаи худро дар муддати панҷ сол, яъне дар соли 1962 бомуваффақият ба анҷом расонад. Вазифаи ба машинка чоп кардани матн ва баъд аз он санҷидани онро ходимони сектор: рафиқон Муродова М., Алимардонов А., Додалишоев Ҷ. анҷом доданд.

Дар масъалаи тақсими матни «Шоҳнома» ба бобҳои ҷудогона низ равияи дар матни аслӣ қабулшуда асос гирифта шудааст. Бо ин тариқа матни «Шоҳнома» дар нуҳ ҷилди зерин ба хонандагон тақдим карда мешавад:

ҶИЛДИ ЯКУМ — Аз оғози китоб то достони. Қайқубод (5279 байт ғайр аз байтҳои иловагии пaverақҳо).
ҶИЛДИ ДУЮМ — Аз достони Қайқубод то достони Сиёвуш (3475 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ СЕЮМ — Аз достони Сиёвуш то подшоҳии Кайхусрав (5926 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ ЧОРУМ — Аз достони подшоҳии Кайхусрав то достони дувоздаҳрух (4660 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ ПАНҶУМ — Аз достони Дувоздаҳрух то подшоҳии Луҳросп (5833 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ ШАШУМ — Аз подшоҳии Луҳросп то подшоҳии Искандар (6386 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ ҲАФТУМ — Аз подшоҳии Искандар то подшоҳии Яздигурд (7684 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).
ҶИЛДИ ҲАШТУМ — Аз подшоҳии Яздигурд то подшоҳии Хусрави Парвез (7225 байт ғайр аз байтҳои иловагии повароқҳо).

ҶИЛДИ НӮҲУМ — *Аз подшоҳии Хусрави Парвез то таърихи анҷоми «Шоҳнома»* (5674 байт ғайр аз байтҳои иловагии вараҷҳо).

Ҷилди даҳуми нашри Теҳрон иборат аз байтҳои иловагист, ки аз нусхаҳои истифода бурдашуда ба даст даромадаанд. Дар ин нашр ҳамон тарзе ки дар боло ишора карда шуд, қисматҳои асосии ин байтҳои иловагӣ дар варақиҳо оварда шудаанд. Аз ин ҷиҳат ҷилди даҳумро дар ин нашр луғати хоси «Шоҳнома» ташкил хоҳад намуд, ки ӯҳдадори он худи Нашриёти Давлатии Тоҷикистон мебошад ва мо умедворем, ки ин луғат дар баробари ба назар гирифта шудани тамоми нозуки ва ишораҳои дар вақти ба алифбои нави тоҷик гузаронидани матни «Шоҳнома» ба вуҷуд омада, дарояндаи наздик тақдими хонандагони тоҷик хоҳад гардид.

*Абдулғанӣ Мирзоев.*

## РӮЙХАТИ НУСХАҲОИ ИСТИФОДА БУРДАШУДА ВА АЛОМАТҲОИ ШАРТӢ

1. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ — бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Саид Нафисӣ, дар даҳ ҷилд, Теҳрон соли 1313—1314 (фарқҳои иловагии ин нусха, ки ба поварақии матни ҳозира дохил карда шудаанд, дар зери аломати шартии «Тп» хоҳанд омад).
2. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Ин нусхаи дастхат таҳти рақами С 1654 дар фонди дастхатҳои шарқии Шӯъбаи Ленинградии Институти Халқҳои Осиёи Академияи Фанҳои СССР нигоҳ дошта мешавад (дар ҷойҳои лозимшуда ин нусха бо аломати шартии «Л» хоҳад омад).
3. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Ин нусхаи дастхат тахти рақами 794 дар фонди дастхатҳои шарқии Академияи Фанҳои Тоҷикистон маҳфуз аст (ин нусха дар ҷойҳои лозимшуда бо аломати шартии «И» хоҳад омад).
4. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Нусхаи дастхати китобхонаи музеи Британиё, фотокопияи ин нусха дар зери рақами 68 дар фонди дастхатҳои шарқии Академияи Фанҳои Тоҷикистон нигоҳ дош-

та мешавад (ин нусха барои такроран санчидани матни аслӣ истифода бурда шудааст).

5. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Чопи сангии Ҳиндустон, соли 1291 ҳиҷрӣ (ин нусха низ барои такроран санчидани матни аслӣ истифода бурда шудааст).
6. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. Бо тасҳеҳ ва муқобалаи Муҳаммад Рамазонӣ, дар 5 чилд, Теҳрон, соли 1311, 1312 шамсӣ (ин нусха дар чойҳои лозимшуда бо аломати шартии «З» хоҳад омад).

# ОҒОЗИ ҚИТОБ

Ба номи худованди ҷону хирад,
Қ-аз ин[1] бартар андеша бар нагзарад:

Худованди ному[2] худованди ҷой,[3]
Худованди рӯзидеҳу раҳнамой.

Худованди Қайҳону гардонсипеҳр,
Фурӯзандаи Моҳу Ноҳиду Меҳр.

Зи ному нишону гумон бартар аст,
Нигорандаи баршуда гавҳар аст.

Ба бинандагон офаринандаро
Набинӣ, маранҷон ду бинандаро.

Наёбад бад-ӯ низ андеша роҳ,
Қи ӯ бартар аз ному аз ҷойгоҳ.

Сухан ҳарчи з-ин гавҳарон бигзарад,
Наёбад бад-ӯ роҳ ҷону хирад.

Хирад гар[4] сухан баргузинад ҳаме,
Ҳамонро гузинад ,ки бинад ҳаме.

---

[1] И — ӯ, [2] Л — ҷону. [3] Л — рой. [4] Л — к-ӯ.

Сутудан надонад кас ӯро чу хаст,
Миён бандагиро бибояд-т баст.

Хирадрову ҷонро ҳаме санҷад ӯ,
Дар андешаи сахта кай гунҷад ӯ?

Бад-ин олату рою ҷону равон,
Сутуд офаринандаро кай тавон?

Ба ҳастиш бояд, ки хисту[1] шавӣ,
Зи гуфтори бекор яксӯ шавӣ.

Парастанда бошиву ҷӯянда роҳ,
Ба фармонҳо жарф[2] кардан нигоҳ.

Тавоно бувад ҳаркӣ доно бувад,
Зи дониш дили пир барно бувад.

Аз ин парда бартар сухан гоҳ[3] нест,
Ба ҳастиш андешаро роҳ[4] нест.

ГУФТОР АНДАР СИТОИШИ ХИРАД

Кунун, эй хирадманд, арҷи[5] хирад.
Бад-ин ҷойгаҳ гуфтан андар хварад[6],

Бигӯ, то чӣ дорӣ, биёр аз хирад,
Ки гӯши ниюшанда з-ӯ бар хварад.

Хирад беҳтар аз ҳарчӣ эзад-т дод,
Ситоиш хирадро беҳ аз роҳи дод.[7]

[1] Л — хусту. [2] И — Жарфӣ ба фармон-ш. [3] И — рох. [4] И — Зи хастиш андеша кутох. [5] Л — васфи. [6] И — Пас аз б. 16 ин б. омада:

Касе к-ӯ хирадро надорад зи бун?
Чӣ дидор бояд ба шохи сухун,

[7] Тп — Пас аз б. 18 ин б. омада:

Хирад афсари шаҳриёрон бувад,
Хирад зевари номдорон бувад.
Хирад зиндаи ҷовидонӣ шинос,
Хирад мояи зиндагонӣ шинос
*[1] М — чун

Хирад раҳнамою хирад дилкушой,
Хирад даст гирад ба ҳарду сарой.

Аз ӯ шодмонӣ, аз уят ғам аст,
Аз ӯят фузунӣ, аз ӯят кам аст.[1]

Хирад тираву мард равшанравон
Набошад ҳаме шодмон як замон.

Чи гуфт он ҳунарманд марди хирад,
Қи доно зи гуфтори ӯ бар хварад.

Қасе к-ӯ хирадро надорад зи пеш,
Дилаш гардад аз кардаи хеш реш.

Ҳушивор девона хонад варо,
Ҳамон хеш бегона хонад варо.

Аз ӯӣ ба ҳарду сарой арҷманд,
Гусистахирад пой дорад ба банд.

Хирад чашми ҷон аст, чун бингарӣ,
Ту бе чашм шодон[2] ҷаҳон наспарӣ.

Нахуст офариниш хирадро шинос,
Нигаҳбони ҷон асту они сипос.

Сетон ту гуш[3] асту чашму забон,
Қ-аз инат расад неку бад бегумон.

Хирадрову ҷонро кӣ ёрад сутуд,
В-агар ман ситоям, кӣ ёрад шунуд?

Ҳакимо, чу кас нест, гуфтан чӣ суд?!
Аз ин пас бигӯ, к-офариниш чӣ буд?

---

[1] И — В — Аз ӯ шодмонӣ в-аз ӯ хуррамист,
Аз ӯ ҳам фузуниву ҳам з-ӯ камист.
[2] И — б. 23 нест. [3] И — ҷон. *[1] М — чашми ҷон он.

Туӣ кардаи кирдигори ҷаҳон,
Шиносӣ[1] ҳаме ошкору ниҳон.

Ҳамеша хирадро ту дастур дор,
Бад-ӯ ҷонат аз носазо дур дор.

Ба гуфтори донандагон роҳ ҷӯй,[2]
Ба гетӣ бипӯю ба ҳар кас бигӯй.

Зи ҳар донише чун сухан бишнавӣ,
Аз омӯхтан як замон нағнавӣ.[3]

Чу дидор ёбӣ ба шохи сухун,
Бидонӣ,[4] ки дониш наёяд ба бун.

ГУФТОР ДАР ОФАРИНИШИ ОЛАМ

Зи оғоз бояд, ки донӣ дуруст,
Сари мояи гавҳарон аз нахуст.

Ки яздон[5] зи ночиз чиз офарид,
Бад-он то тавоноӣ омад падид.

В-аз ӯ мояи гавҳар омад чаҳор,
Бароварда бе ранҷу бе рӯзгор.

Яке оташе баршуда тобнок,
Миён боду об аз бари тирахок.

Нахустин, ки оташ зи ҷунбиш дамид,
Зи гармиш пас хушкӣ омад падид.

В-аз он пас зи ором сардӣ намуд,
Зи сардӣ ҳамон боз тарри фузуд.[6]

---

[1] И — Бубинӣ. [2] И — Бикун ёди донандагон, роҳҷӯй.
[3] Л — б. 32—34 нест. [4] И — Бубинӣ. [5] И — эзид. [6] Л — б. 40, 41 нест. М—б. 41 нест.

Чу ин чор гавҳар ба ҷой омаданд,
Зи баҳри сипанҷӣ сарой омаданд.

Гуҳарҳо як андар дигар сохта,
Зи ҳар гуна гардан барафрохта.[1]

Падид омад ин гунбади тезрав,
Шигифтинамояндаи нав ба нав.

Абар даҳу ду ҳафт шуд кадхудой,
Гирифтанд ҳар кас сазовор ҷой.

Дар ӯ бахшишу дод[2] омад падид,
Бубахшид донандаро чун сазид.

Фалакҳо як андар дигар баста шуд,
Биҷунбид чун кор пайваста шуд.

Чу дарьёву чун кӯҳу чун дашту роғ,
Замин шуд ба кирдори равшан чароғ,

Биболид кӯҳ, обҳо бардамид,
Сари рустанӣ сӯи боло кашид.

Заминро баландӣ набуд ҷойгоҳ,
Яке маркази тира буду сиёҳ.

Ситора ба сар-бар шигифтӣ намуд,
Ба хок андарун[3] равшаноӣ фузуд.

Ҳаме бар шуд оташ, фуруд омад об,
Ҳаме гашт гирди замин офтоб.

Гиё руст бо чанд гуна дарахт,
Ба боло баромад сароншон зи бахт.

Биболад, надорад ҷуз ин нерӯе,
Напӯяд чу пӯяндагон ҳар сӯе.

---

[1] Л — гунае гардан афрохта. [2] И — додан; Л — дари бахшишу додан. [3] Л — бад-ин тирагӣ.

В-аз он пас чу чунбанда омад падид.
Хама[1] рустанӣ зери хеш оварид.[2]

Хуру хобу ором ҷӯяд ҳаме,
В-аз он зиндагӣ ком ҷӯяд ҳаме.

На гӯё забону на ҷӯё хирад,
Зи хору зи хошок тан парварад.

Надонад баду неки фарҷоми кор,
Нахоҳад аз ӯ бандагӣ кирдигор.[3]

Чу доно тавоно буду додгар,
Аз эро накард эч пинҳон ҳунар.

Чунин аст фарҷоми кори ҷаҳон,
Надонад касе ошкору ниҳон.

ГУФТОР ДАР ОФАРИНИШИ МАРДУМ

Чу з-ин[4] бугзарӣ, мардум омад падид,
Шуд ин бандҳоро саросар калид.

Сараш рост бар шуд чу сарви баланд,
Ба гуфтори хубу хирад корбанд,

Пазирандаи ҳушу рою хирад,
Мар уро даду дом фармон барад.

Зи роҳи хирад бингарӣ андаке,
Ки маънии мардум чӣ бошад яке.

Магар мардумӣ хира донӣ ҳаме,
Ҷуз инро надонӣ нишоне ҳаме.

---

[1] И — Сари. [2] ИЗ — Пас аз б. 55 ин б. омада:
Сараш зер омад ба сони дарахт,
Нигаҳ кард бояд бад-ин кор сахт.
[3] Л — б. 55—58 нест. [4] И — аз ӯ.

Туро аз ду гетӣ баровардаанд,
Ба чандин миёнҷӣ бипарвардаанд.

Нахустини фитрат, пасини шумор
Туӣ, хештанро ба бозӣ мадор.

Шунидам зи доно дигаргуна з-ин
Чӣ донем рози ҷаҳонофарин.

Нигаҳ кун, саранҷоми худро бубин,
Чу коре биёбӣ,[1] беҳӣ баргузин.

Ба ранҷ андар орӣ танатро равост,
Ки худ ранҷ бурдан ба дониш сазост,

Чу хоҳӣ, ки ёбӣ зи ҳар бад раҳо,
Сар андар наёрӣ ба доми бало,

Бувӣ, дар ду гетӣ зи бад растагор,
Накӯкор гардӣ бари кирдигор,

Нигаҳ кун аз ин[2] гунбади тезгард,
Ки дармон аз ӯсту з-ӯст[3] дард.

На гашти замона бифарсоядаш,
На ин[4] ранҷу тимор бигзоядаш.

На аз ҷунбиш ором гирад ҳаме,
На чун мо табоҳӣ пазирад ҳаме.

Аз ӯ дон[5] фузунӣ, аз ӯ дон[6] шумор,
Баду нек наздики ӯ ошкор.

## ГУФТОР АНДАР ОФАРИНИШИ ОФТОБ

Зи ёқути сурх аст чархи кабуд,
На аз боду обу на аз гарду дуд.

---

[1] ИЛ — Накӯном бошӣ. [2] Л — бад-ин; И — бар ин. [3] И — з-ӯ гаштӣ. [4] ИЛ — он. [5] И — мон. [6] И—мон; Л — ҳам.

Ба чандон фурӯғу ба чандон чароғ,
Биёроста чун ба навруз боғ.

Равон андар ӯ гавҳари дилфурӯз,
Қ-аз ӯ равшаной гирифтаст рӯз.

Ки ҳар бомдоде чу заррин сипар,
Зи Машриқ барорад фурӯзанда сар.

Замин пӯшад аз нур пироҳано,
Шавад тирагетӣ бад-ӯ равшано!

Чу аз Машриқ ӯ сӯи Ховар кашад,
Зи Машриқ шаби тира сар баркашад.

Нагиранд мар якдигарро гузар,
Набошад аз ин як равиш росттар.

Аё, он ки ту офтобӣ ҳаме,
Чӣ будат, ки бар ман натобӣ ҳаме?

ДАР ОФАРИНИШИ МОҲ

Чароғест мар тира шабро басеч,
Ба бад то тавонӣ, ту ҳаргиз мапеч.

Ду рӯзу ду шаб рӯй нанмоядо,[1]
Ҳамоно зи гардиш бифарсоядо.[2]

Падид ояд онгоҳ борику зард,
Чу пушти касе, к-ӯ ғами ишқ хвард.

Чу бинанда дидораш аз дур дид,
Ҳам андар замон ӯ шавад нопадид.

Дигар шаб намоиш кунад пештар,
Туро равшаной диҳад бештар.

---

[1] ИЛ — Чу сӣ рӯз гирдаш бипаймоядо. [2] И — ду рӯзу ду ша рӯй бинмоядо.

Ба ду ҳафта гардад тамому дуруст,
Бад-он боз гардад, ки буд аз нахуст.

Бувад ҳар шабонгоҳ бориктар,
Ба хуршеди тобанда наздиктар.

Бад-ин сон ниҳодаш худованд дод,
Бувад, то бувад ҳам бад-ин якниҳод.

### СИТОИШИ ПАЙҒАМБАР ВА ЁРОНАШ

Туро донишу дин раҳонад[1] дуруст,
Раҳи[2] растагорӣ бибояд-т ҷуст.

Агар дил нахоҳӣ, ки бошад нажанд,
Нахоҳӣ, ки доим бувӣ мустаманд,

Ба гуфтори пайғамбарат[3] роҳ ҷӯй,
Дил аз тирагиҳо бад-ин об шуй.

Чи гуфт он худованди[4] танзилу ваҳй,
Худованди амру худованди наҳй,

Ки хуршед баъд аз расулони меҳ
Натобид бар кас зи Бӯбакр беҳ.

Умар кард исломро ошкор,
Биёрост гетӣ чу боғи баҳор.

Пас аз ҳарду он буд, Усмон гузин,
Худованди шарму худованди дин.

Чаҳорум Алӣ буд ҷуфти Батул,
Ки ӯро ба хубӣ ситояд Расул,

---

[1] И — ниҳода. [2] ИЛ — Дари. [3] И — пайғамбаре. [4] **И — хирадманд.**

Ки: «Ман шаҳри илмам, Алиям дар аст»,
Дуруст ин сухан — қавли пайғамбар аст.

Гувоҳӣ диҳам, к-ин сухан рози ӯст,
Ту гуӣ, ду гӯшам бар овози ӯст.[1]

Алиро чунин дону дигар ҳамин,
К-аз эшон қавӣ шуд ба ҳар гуна дин.

Набӣ офтобу саҳобон чу моҳ.
Ба ҳам бастани якдигарост роҳ.[2]

Манам бандаи аҳли байти набӣ,
Ситояндаи хоки пои васӣ.[3]

Або дигарон мар маро кор нест,
Ҷуз ин мар маро роҳи гуфтор нест.

Ҳаким ин ҷаҳонро чу дарьё ниҳод,
Барангехта мавҷ аз ӯ тундбод.

Чу ҳафтод киштӣ бар ӯ сохта,
Ҳама бодбонҳо барафрохта.

Яке паҳн киштӣ ба сони арӯс
Биёроста ҳамчу чашми хурӯс.

Муҳаммад бад-ӯ андарун бо Алӣ,
Ҳамон аҳли байти набиву васӣ,[4]

Хирадманд, к-аз дур дарьё бидид,
Карона на пайдову бун нопадид,

Бидонист, к-ӯ мавҷ хоҳад задан,
Кас аз ғарқ берун нахоҳад шудан.

Ба дил гуфт, агар бо набиву васӣ —
Шавам ғарқа, дорам ду ёри вафӣ.

---

[1] ТПЗ — Бад-он бош, к-ӯ гуфт з-он* бармагард,
Чу** гуфтору роят*** наёяд**** ба дард.
[2] И — б. 103, 104 нест. [3] Л — валӣ. [4] Л — валӣ.

*И—зӯ; **И—чи; ***И—гуфтори ӯят; ****З—наёрад.

Ҳамоно, ки бошад маро дастгир,
Худованди тоҷу ливову сарир.

Худованди ҷуи маю ангабин,
Ҳамон чашмаи ширу моъи маъин.

Агар чашм дорӣ ба дигар сарой
Ба назди набиву васӣ[1] гир[2] ҷой.

Гарат з-ин бад омад, гуноҳи ман аст,
Чунин аст оину[3] роҳи ман аст.

Бар ин зодаму ҳам бар ин бугзарам,
Чунон дон, ки хоки паи Ҳайдарам.

Дилат гар ба роҳи хато моил аст,
Туро душман андар ҷаҳон худ дил аст.

Набошад ҷуз аз бепадар[4] душманаш,
Ки яздон ба оташ бисӯзад танаш.

Ҳар он кас, ки дар дил-ш буғзи Алист,
Аз ӯ зортар дар ҷаҳон зор кист?[5]

Нигар, то надорӣ ба бозӣ ҷаҳон,
Набаргардӣ аз некпай ҳамраҳон.

Ҳама некият бояд оғоз кард,
Чу бо некномон бувӣ ҳамнавард.[6]

Аз ин дар сухан чанд ронам ҳаме,
Ҳамоно каронаш надонам ҳаме.

## ГУФТОР АНДАР ФАРОҲАМ ОВАРДАНИ «ШОҲНОМА»

Сухан гуфта шуд, гуфтанӣ ҳам намонд,
Ман аз гуфта хоҳам яке бо ту ронд.

[1] Л — валӣ. [2] И — ҷуй. [3] И — ин дину; Л — в-ин расму. [4] И — чунин бад агар. [5] Л — б. 121 нест.

[6] ТПЗ — Накӯӣ ба ҳар ҷо чу ояд ба кор,
Накӯӣ гузин в-аз бадӣ шарм дор!

Сухан харчӣ гӯям, ҳама гуфтаанд,
Бари боғи дониш ҳама рӯфтаанд.

Агар бар дарахти барӯманд чой
Наёбам,[1] ки аз бар шудан нест рой.

Касе к-ӯ шавад зери нахли баланд,
Ҳамон соя з-ӯ боздорад газанд.

Тавонам магар пойгаҳ сохтан,
Бари шохи он сарви сояфикан.

К-аз ин номаи номвар шаҳрёр,
Ба гетӣ бимонам яке ёдгор.

Ту инро дурӯғу фасона мадон,
Ба яксон равиш дар замона мадон.

Аз ӯ ҳарчӣ андархурад бо хирад,
В-агар бар раҳи рамз маънӣ барад,[2]

Яке нома буд аз гаҳи бостон,
Фаровон бад-ӯ андарун достон.

Парокайда дар дасти ҳар мӯбаде,
Аз ӯ баҳрае бурда ҳар бихраде.

Яке паҳлавон буд деҳқоннажод,
Далеру бузургу хирадманду род.

Пижӯҳандаи[3] рӯзгори нахуст,
Гузашта суханҳо ҳама боз чуст.

Зи ҳар кишваре мӯбаде солх(в)ард,
Биёвард, к-ин номаро гирд[4] кард.

---

[1] И — Наёбӣ. [2] И — Дигар пардаи рамз маънӣ барад; Л — Дигар бора з-ин раҳ ба маънӣ барад. [3] Л — Бар ӯ бар басе. [4] ИЛ— ёд.

Бипурсидашон аз нажоди каён,
В-аз он номдорони фаррухгавон,[1]

Ки гетӣ ба оғоз чун доштанд,
Ки эдар ба мо хор бугзоштанд?

Чигуна сар омад ба некахтарӣ
Бар эшон ҳама рӯзи кундоварӣ?

Бигуфтанд пешаш яко-як меҳон,
Суханҳои шоҳону гашти ҷаҳон.

Чу бишнид з-эшон сипаҳбад сухун,
Яке номвар нома афканд бун.

Чунон ёдгоре шуд андар ҷаҳон,
Бар ӯ офарин аз кеҳону меҳон.

ДОСТОНИ ДАҚИҚИИ ШОИР

Чу аз дафтар ин достонҳо басе
Ҳаме хонд хонанда бар[2] ҳар касе

Ҷаҳон дил ниҳода бад-ин достон
Ҳама бихрадон низу ҳам[3] ростон.

Ҷавоне биёмад кушода забон,
Сухан гуфтани хубу равшан равон.[4]

«Ба назм[5] орам ин номаро-гуфт-ман».
Аз ӯ шодмон шуд дили анҷуман.

Ҷавонишро хӯи бад ёр буд,
Або бад ҳамеша ба[6] пайкор буд.

Бар ӯ тохтан кард ногоҳ марг,
Ба сар барниҳодаш яке тира тарг.

---

[1] ИЛ — фаррухмеҳон. [2] Л — бо. [3] И — Ҳамон бихрадону ҳамон. [4] Л — табъе равон; И — табъи тавон. [5] ИЛ—шеър. [6] И—Ҳама сол бо бад.

Бад-он хӯи бад ҷони ширин бидод,
Набуд аз ҷаҳон дил-ш[1] як рӯз шод.

Яко-як аз ӯ бахт баргашта шуд.
Ба дасти яке банда-бар кушта[2] шуд.[3]

Бирафт ӯву ин нома ногуфта монд,
Чунон бахти бедори ӯ хуфта монд.[4]

Худоё, бубахшо[5] гуноҳи варо!
Бияфзой дар ҳашр ҷоҳи варо!

ГУФТОР ДАР БУНЬЁД НИҲОДАНИ

Дили равшани ман чу баргашт аз ӯй,
Сӯи тахти шоҳи ҷаҳон кард[6] рӯй,

Ки ин номаро даст пеш оварам,
Зи дафтар ба гуфтори[7] хеш оварам.

Бипурсидам аз ҳар касе бешумор,
Битарсидам аз гардиши рӯзгор.

Магар худ дирангам набошад басе,
Бибояд супурдан ба дигар касе.

Ва дигар, ки ганҷам вафодор нест,
Ҳамон ранҷро кас[8] харидор нест.

Замона саросар пур аз ҷанг буд,
Ба ҷӯяндагон-бар ҷаҳон танг буд.

---

[1] Л — ҷавониш [2] И—Чунон бахти бедори ӯ хуфта.

[3] ТПЗ — Зи гуштоспу. Арҷосп байте ҳазор,
Бигуфту сар омад бар ӯ рӯзгор.

[4] И — б. 152 нест. [5] И — Бикун афв, ё раб. [6] И — шоҳаншаҳ овард. [7] И — ба пайванди; [8] И — Ҳам ин ранҷи касро. Л — ба пайванду.

Бар ингуна як чанд бигзоштам,
Суханро нуҳуфта ҳаме доштам.

Надидам касе, к-аш сазовор буд,
Ба гуфтори ин мар маро ёр буд.[1]

Зи некусухан беҳ чӣ андар ҷаҳон?
Бар ӯ офарин аз кеҳону[2] меҳон[3]!

Агар беҳ набудӣ сухан аз худой,
Набӣ кай будӣ назди мо раҳнамой?!

Ба шаҳрам яке меҳрубон дӯст буд,
Ту гуфтӣ, ки бо ман ба як пӯст буд.

Маро гуфт: «Хуб омад ин рои ту,
Ба некӣ гирояд ҳаме пои ту.

Набишта ман ин номаи паҳлавӣ,
Ба пеши ту орам, магар нағнавӣ.

Қушода забону ҷавонит ҳаст,
Сухангуфтани паҳлавонит ҳаст.

Ту[4] ин номаи хусравон бозгӯй,
Бад-ин ҷӯй назди меҳон обрӯй».

Чу овард ин нома наздики ман,
Барафрӯхт ин ҷони торики ман.

АНДАР СИТОИШИ АБӮ МАНСУР
БИННИ МУҲАММАД

Бад-ин нома чун даст кардам дароз,
Яке меҳтаре буд гарданфароз:

---

[1] ИЛ — б. 160—161 нест. [2] Л — Миёни кеҳону миёни. [3] И — назди сухансанҷ фаррухмеҳон. [4] И — Шав.

Ҷавон[1] буд аз гавҳари паҳлавон,
Хирадманду бедору равшанравон.

Худованди рою худованди шарм,
Сухан гуфтани хубу овои[2] нарм.

Маро, гуфт, к-«Аз ман чӣ бояд ҳаме,
Ки ҷонат сухан баргироярд[3] ҳаме?»

Ба чизе ки бошад маро дастрас,
Бикӯшам,[4] ниёзат наёрам ба кас.

Ҳаме доштам чун яке тоза себ,
Ки аз бод н-ояд ба ман-бар нихеб.

Ба кайвон расидам зи хоки нажанд,
Аз он некдил, номдор арҷманд.

Ба чашмаш ҳамон хоку ҳам симу зар,
Бузургӣ[5] бад-ӯ ёфта зебу фар.

Саросар ҷаҳон пеши ӯ хор буд,
Ҷавонмард буду вафодор буд.[6]

Чунон номвар гум шуд аз анҷуман,
Чу аз бод сарви саҳӣ аз[7] *чаман*.

На з-ӯ *зинда бинам*, на мурда нишон,
Ба дасти наҳангони мардумкушон.[8]

Дареғ он камарбанду он гирдгоҳ.
Дареғ он каибурзу болои шоҳ![9]

Гирифтор з-ӯ дил шуда ноумед,
Равон[10] ларз-ларзон ба кирдори бед.[11]

---

[1] И — Чу он. [2] Л — овози. [3] И — баргизояд. [4] И — Зи гети. [5] Л — Қаримӣ. [6] И — б. 177, 178 нест. [7] И — дар. [8] И — гарданкашон. [9] И — б. 181 нест. [10] И — Тавон; Л — Навон.

[11] ТПЗ — Ситам бод бар ҷони ӯ моҳу сол,
Куҷо бар тани шоҳ шуд бадсигол.

Яке панди он шоҳ ёд оварам,[1]
Зи кажжӣ равон[2] сӯи дод оварам.[3]

Маро гуфт, к-«Ин номаи шаҳриёр
Гарат гуфта ояд, ба шоҳон супор».

Дили ман ба гуфтори ӯ ром шуд,
Равонам бад-ин шоду пидром шуд.[4]

Бад-ин нома ман даст кардам[5] дароз,
Ба номи шаҳаншоҳи гарданфароз.[6]

Худованди тоҷу худованди тахт,
Ҷаҳондори пирӯзу бедорбахт.[7]

АНДАР СИТОИШИ СУЛТОН МАҲМУД

Ҷаҳонофарин то ҷаҳон офарид,
Чу ӯ шаҳриёре наёмад падид.[8]

Чу хуршед бар гоҳ бинмуд тоҷ,
Замин шуд ба кирдори тобанда оҷ.

Чӣ гӯӣ, ки хуршеди тобон кӣ буд,
Қ-аз ӯ дар ҷаҳон равшаноӣ фузуд?

Абулқосим он шоҳи пирӯзбахт,
Ниҳод аз бари тоҷи хуршед тахт.[9]

Зи Ховар биёрост то Бохтар,
Падид омад аз фарри ӯ кони зар.

---

[1] ИЛ — оварем. [2] И — дарун. [3] ИЛ — оварем. [4] ИЛ — б. 185 нест;

ТПЗ — Чу ҷони раҳӣ панди ӯ кард ёд,
*Дижам гашт аз панди ӯ роду шод.*

[5] ИЛ — будам. [6] И — гетинавоз. [7] ИЛ — б. 187 нест.

[8] И — Қунун бозгардам ба оғози кор,
Сӯи номаи номвар шаҳриёр.

[9] Л — Худованди тоҷу худованди тахт.

Маро ахтари хуфта бедор гашт,
Ба мағз андар андеша бисьёр гашт.

Бидонистам, омад[1] замони сухан,
Кунун нав шавад рӯзгори кухан.

Бар андешаи шаҳриёри замин,
Бихуфтам шабе лаб пур аз офарин.

Дили ман чу нур андар он тира шаб
Бихуфта кушодадилу басталаб.

Чунон дид равшан равонам ба хоб,
Ки рахшанда шамъе баромад зи об.

Ҳама рӯи гетӣ шаби лоҷвард
Аз он шамъ гаштӣ чу ёқути зард.

Дару дашт бар сони дебо шудӣ,
Яке тахти пируза пайдо шудӣ.

Нишаста бар ӯ шаҳриёре чу моҳ,
Яке тоҷ бар сар ба ҷои кулоҳ.

Рада баркашида сипоҳаш ду мил,
Ба дасти чапаш ҳафтсад жандапил.

Яке пок дастур пешаш ба пой,
Ба доду ба дин шоҳро раҳнамой.

Маро хира гаштӣ сар аз фарри шоҳ,
В-аз он жандапилону чандон сипоҳ.

Чу он чеҳраи хусравӣ дидаме,
Аз он номдорон бипурсидаме,

Ки: «Ин чарху моҳ аст, ё тоҷгоҳ,
Ситораст пеш андараш, ё сипоҳ?»

---

[1] ИЛ — Бидонист, к-омад.

Яке гуфт: «Ин шоҳи Рум асту Ҳинд,
Зи Қаннуҷ то пеши дарьёи Синд.

Ба Эрону Турон варо бандаанд,
Ба рою ба фармони ӯ зиндаанд.

Биёрост рӯи заминро ба дод
Бипардахт аз он тоҷ бар сар ниҳод.

Ҷаҳондор-Маҳмуд, шоҳи[1] бузург,
Ба обишхур орад ҳаме мешу гург.

Зи Кашмир то пеши дарьёи Чин
Бар ӯ шаҳриёрон кунанд офарин.

Чу кӯдак лаб аз шири модар бишуст,
Ба[2] гаҳвора, Маҳмуд, гӯяд нахуст.

Ту низ офарин кун, ки гӯяндаӣ,
Бад-ӯ номи ҷовид ҷӯяндаӣ.

Напечад[3] касе сар зи фармони ӯй,
Наёрад гузаштан зи паймони ӯй[4]».

Чу бедор гаштам, биҷастам зи ҷой,
Чӣ моя шаби тира будам ба пой.

Бар он шаҳриёр офарин хондам,
Набудам дирам, ҷон барафшондам,

Ба дил гуфтам: «Ин хобро посух аст,
Ки овози ӯ дар ҷаҳон фаррух аст.»

Бар ӯ[5] офарингӯ кунад офарин,
Бар он бахти бедору тоҷу нигин.[6]

Зи фарраш ҷаҳон шуд чу боғи баҳор,
Ҳаво пур зи абру замин пурнигор.

---

[1] И — Ҷаҳондори поку худон. [2] ИЛ — Зи.
[3] И — Натобад. [4] Л — б. 213 нест, [5] И — он [6] ИЛ — Бад-ин бахти бедору фаррухзамин.

Зи абр андаромад ба ҳангом нам,
Ҷаҳон шуд ба кирдори боғи ирам.

Ба Эрон ҳама хубӣ аз доди ӯст,
Куҷо ҳаст мардум, ҳама ёди ӯст.

Ба базм андарун осмони вафост,
Ба разм андарун тезчанг аждаҳост.

Ба тан жандапилу ба ҷон Ҷабраил,
Ба каф[1] абри баҳман, ба дил[2] рӯди Нил.

Сари бахти бадхоҳ аз хашми ӯй
Чу динор хор аст бар чашми ӯй.

На кундоварӣ гирад аз тоҷу ганҷ,
На дил тира дорад зи разму зи ранҷ.

Ҳар он кас, ки дорад зи парвардагон,
Зи[3] озоду аз некдил бардагон,[4]

Шаҳаншоҳро сар ба сар дӯстдор,[5]
Ба фармон бубаста камар устувор.

Шуда ҳар яке шоҳ бар кишваре,
Равон номашон дар ҳама дафтаре,[6]

Нахустин бародар-ш кеҳтар ба сол,
Ки дар мардумӣ кас надорад ҳамол.[7]

Зи гетӣ парастандаи фарри наср,
Зияд шод дар сояи шоҳи аср.

Касе к-аш падар Носириддин бувад,
Сари тахти ӯ тоҷи парвин бувад.

Худованди мардиву рою ҳунар
Бад-ӯ шодмон меҳтарон сар ба сар.[8]

---

[1] Л — дил. [2] Л — каф. [3] И — Аз. [4] И — бандагон. [5] И — дӯствор. [6] И — б. 227 нест. [7] Л — б. 226—228 нест. [8] И — б. 230 нест.

Ва дигар диловар сипаҳдори Тус,
Ки дар ҷанг бар шер дорад фусус.[1]

Бубахшад дирам, ҳарчи ёбад зи даҳр,
Ҳаме офарин ҷӯяд аз даҳр баҳр,

Ба яздон бувад халқро раҳнамой,
Сари шоҳ хоҳад, ки монад[2] ба ҷой,

Ҷаҳон бе сару тоҷи хусрав мабод,
Ҳамеша бимонод ҷовид[3] шод!

Ҳамеша тан обод, бо тоҷу тахт,
Зи дарду ғам озоду пирӯзбахт!

Кунун боз гардам ба оғози кор,
Сӯи номаи номвар шаҳриёр.

## ОҒОЗИ ДОСТОН

*Подшоҳии Каюмарс — аввалин мулуки Аҷам сӣ сол буд*

Сухангӯй деҳқон чӣ гӯяд нахуст,
Ки тоҷи бузургӣ ба гетӣ кӣ ҷуст?

Кӣ буд он ки дайҳим бар сар ниҳод?
Надорад кас аз рӯзгорон ба ёд.

Магар, к-аз падар ёд дорад писар,
Бигӯяд туро як ба як аз[4] падар,

Ки номи бузургӣ кӣ овард пеш?
Киро буд аз он бартарон поя беш?!

Пижӯҳандаи номаи бостон,
Ки аз паҳлавонон занад достон.

[1] Л — б. 230, 231 нест. [2] ИЛ — бошад. [3] ИЛ — ҷовиду. [4] И — дар.

Ҷунин гуфт, к-«Оини тахту кулоҳ[1]
Каюмарс оварду ӯ буд шоҳ.

Чу омад ба бурҷи ҳамал офтоб,
Ҷаҳон гашт бо фарру оину об,

Битобид з-он сон[2] зи бурҷи бара,
Ки гетӣ ҷавон гашт аз ӯ[3] яксара.

Қаюмарс шуд бар ҷаҳон кадхудой,
Нахустин ба кӯҳ андарун сохт[4] ҷой.

Сари тахту бахташ[5] баромад зи кӯҳ,
Палангина пӯшид[6] худ бо гурӯҳ.

Аз ӯ андаромад[7] ҳаме парвариш,
Ки пӯшиданӣ нав буду нав хӯриш.

Ба гетӣ[8] дарун сол сӣ шоҳ буд,
Ба хубӣ чу хуршед бар гоҳ буд.

Ҳаме тофт аз тахти[9] шоҳаншаҳӣ
Чу моҳи дуҳафта зи сарви саҳӣ.

Даду дом[9] ҳар ҷонвар, к-аш бидид,
Зи гетӣ ба наздики ӯ орамид.

Дуто мешудандӣ[10] бари тахти ӯй,
Аз он бар шуда фарраи бахти ӯй.[11]

Ба расми намоз омадандиш пеш,
Аз он ҷойгаҳ баргирифтанд кеш.

Писар буд мар ӯро яке хубрӯй,
Ҳунарманду ҳамчун падар номҷӯй.

---

[1] И — к-«Ин тахту мӯҳру кулоҳ. [2] И — тан. [3] И — з-он. [4] И — дашт; Л — кард. [5] Л — Сару тоҷу тахташ. [6] И — пӯшида, [7] Л — эдаромад. [8] И — Бар ӯ. [9] Л — з-ӯ бахти. [10] Л — Дутой шудандӣ. [11] И — Аз он фарру з-он баршуда бахти ӯ.

Сиёмак будаш ному фархунда буд,
Қаюмарсро дил бад-ӯ зинда буд.

Зи гетӣ ба дидори ӯ шод буд,
Ки бас борвар шохи[1] буньёд буд,

Ба ҷонаш бар[2] аз меҳр гирьён будӣ,
Зи бими ҷудоиш бирьён будӣ.[3]

Баромад бар ин кор як рӯзгор,
Фурӯзанда шуд давлати шаҳриёр.

Ба гетӣ набудаш касе душмано,
Магар дар ниҳон[4] риман Оҳармано!

Ба рашк андар Оҳармани бадсигол
Ҳаме рой зад, то биболид бол.[5]

Яке бачча будаш чу гурги сутург,
Диловар шуда бо сипоҳи бузург.

Сипаҳ карду наздики ӯ роҳ ҷуст,
Ҳаме тахту дайҳими Қайшоҳ ҷуст.

Ҷаҳон шуд бар он девбачча сиёҳ,
Зи бахти Сиёмак, ҳам[6] аз бахти шоҳ.

Ҳаме гуфт бо ҳар касе рози хеш,
Ҷаҳон кард яксар пуровози хеш.

Қаюмарс з-ин худ кай огоҳ буд,
Ки ӯро ба даргоҳ бадхоҳ[7] буд?

Яко-як биёмад хуҷаста сурӯш,
Ба сони парие палангинапӯш.

---

[1] ИЛ — шоху. [2] Л — ҷонаш пур.
[3] ТПЗ — Чунин аст оину расми ҷаҳон
Падарро ба фарзанд бошад тавон.
[4] ИЛ — Ҷуз андар ҷаҳон. [5] Л — б. 23 нест. [6] Л — чи. [7] Л — Ки тахти меҳиро ҷуз ӯ шоҳ.

Бигуфташ ба роз ин сухан дар ба дар,
Ки душман чӣ созад ҳаме бо писар?»

### КУШТА ШУДАНИ СИЁМАК БАР ДАСТИ ДЕВ

Сухан чун ба гӯши Сиёмак расид,
Зи кирдори бадхоҳ деви палид,

Дили шоҳбачча баромад ба ҷӯш,
Сипоҳ анҷуман карду бикшод гӯш.

Бипӯшид танро ба чарми паланг,
Ки ҷавшан набуд он гаҳ[1] оини ҷанг.

Пазира шуда[2] девро ҷангҷӯй,
Сипаҳро чу рӯй андаромад ба рӯй.

Сиёмак биёмад[3] бараҳнатано,
Баровехт[4] бо пури Оҳармано!

Бизад чанг воруна[*1] деви сиёҳ,
Дуто андаровард болои шоҳ.

Фиканд он тани шоҳбачча ба хок,
Ба чангол кардаш ҷигаргоҳ[5] чок.

Сиёмак ба дасти чунон зиштдев[6]
Табаҳ гашту монд анҷуман бе хидев,

Чу огаҳ шуд аз марги фарзанд шоҳ,
Зи тимор гетӣ бар ӯ шуд сиёҳ.

Фуруд омад аз тахт вайлакунон,
Ба нохун танаш гӯштпораканон.[7]

---

[1] И — худ зи; Л — худ ба. [2] И — худаш; Л — шуд он. [3] И — баромад. [4] И — Биёвехт. [5] И — кард он камаргоҳ; Л — кардаш камаргоҳ. [6] ИЛ — Хазарвондев. [7] И — Занон бар сару дасту бозӯканон. [*1] М — вожуна.

Ду рухсора пурхуну дил сӯгвор,
Дижам карда бар хештан рӯзгор.

Сипаҳ сар ба сар зору гирьён шуданд,
Бар он оташи сӯг[1] бирьён шуданд.

Хурушс баромад зи лашкар ба зор,
Қашиданд саф бар дари шаҳрнёр.

Ҳама ҷомаҳо карда пирӯзаранг,
Ду чашмон пур аз хуну рух бодранг.[2]

Даду мурғу нахчир гашта[3] гурӯҳ,
Бирафтанд вайлакунон сӯи кӯҳ.

Бирафтанд бо[4] сӯгвориву дард,
Зи даргоҳи Қайшоҳ[5] бархост гард.[6]

Нишастанд соле чунин сӯгвор,
Паём омад аз довари кирдигор.

Дуруд оваридаш хуҷаста суруш,
Қ-аз ин беш махрӯшу боз ор ҳуш.

Сипаҳ созу баркаш ба фармони ман,[7]
Баровар яке гард аз он анҷуман.

Аз он бадкуниш дев рӯи замин
Бипардозу пардахта кун дил зи кин.

Каи номвар сар сӯи осмон
Баровaрду бад хост бар бадгумон.

Бад-он бартарин[8] номи яздон-шро
Бихонду бинолуд мижгон-шро.[9]

---

[1] И — тез. [2] И — Ду чашм абри хунин ду рухсора занг. [3] Л — карда. [4] Л — Яко-як пур аз. [5] Л — хиргоҳи он шоҳ. [6] И — б. 45—46 нест. [7] И — ба фармон-ш тан. [8] И — бартарӣ. [9] Л — б. 51, 52 нест.

Ва-з он пас ба кини Сиёмак шитофт,
Шабу руз орому хуфтан наёфт.

### РАФТАНИ ҲУШАНГ ВА КАЮМАРС БА ҶАНГИ ДЕВИ СИЕҲ

Сиёмак хуҷаста яке пур дошт,
Ки назди ниё ҷои дастур дошт.

Гаронмояро ном Ҳушанг буд,
Ту гуфтӣ, ҳама ҳушу фарҳанг буд.

Ба назди ниё ёдгори падар,
Ниё парварида мар ӯро ба бар.

Ниёяш ба ҷои писар доштӣ,
Ҷуз у бар касе чашм нагмоштӣ.

Чу бинҳод дил кинаву ҷангро,
Бихонд он гаронмоя Ҳушангро.

Ҳама рафтаниҳо[1] бад-ӯ бозгуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт.

Ки *ман лашкаре* кард[2] хоҳам ҳаме,
Хурӯше баровард хоҳам ҳаме.

Туро буд бояд ҳаме пешрав,
Ки ман рафтаниам, ту солори нав.

Париву паланг анҷуман карду шер.
Зи даррандагон гургу бабри далер.[3]

Сипоҳи даду дому мурғу парӣ,
Сипаҳдор бо кабру[4] кундоварӣ.

[1] ИЛ — гуфтаниҳо. [2] Л — гурд

[3] ТПЗ — Ба фармони шоҳи ҷаҳон буд ҳама,
Сипоҳиву ваҳшиву мурғу рама.

[4] Л — пуркину.

Паси пушти лашкар Қаюмарсшоҳ,
Набера ба пеш андарун бо сипоҳ.

Биёмад сияҳдев бо тарсу бок,
Ҳаме б-осмон бар пароканд хок.

Зи ҳуррои дарандагон чанги дев
Шуда суст бар чашми кайҳонхидев.

Ба ҳам дарфитоданд ҳарду гурӯҳ,
Шуданд аз даду дом девон сутӯҳ,

Биёзид Ҳушанг чун шер чанг,
Ҷаҳон кард бар деви настӯҳ танг.

Қашидаш саропой яксар дувол,
Сипаҳбад бурид он сари беҳамол.

Ба пой андар афканду биспурд хор,
Дарида бар ӯ чарму баргашта кор.

Чу омад мар он кинаро хостор,
Сар омад Қаюмарсро рӯзгор.

Бирафту ҷаҳон мурдарӣ монд аз ӯй,
Нигар, то киро назди ӯ обрӯй?!

Ҷаҳони фиребандаро гирд кард,
Раҳи суд паймуду моя нах[в]ард,[1]

Ҷаҳон сар ба сар чун фасонасту бас,
Намонад баду нек бар ҳеҷ кас.

## ҲУШАНГ

*Подшоҳии Ҳушанг чиҳил сол буд*

Ҷаҳондор Ҳушанги бо рою дод,
Ба ҷои ниё тоҷ бар сар ниҳод.

Бигашт аз бараш чарх соле чиҳил,
Пур аз ҳуш мағзу пур аз дод[2] дил.

[1] И — сармоя хвард. [2] И — рой.

Чу биншаст бар ҷойгоҳи меҳӣ,
Чунин гуфт бар тахти шоҳаншаҳӣ,

Ки: «Бар ҳафт кишвар манам подшо,
Ба ҳар ҷой пирӯзу фармонраво.

Ба фармони яздони пирӯзгар,
Ба доду деҳиш танг баста[1] камар».

В-з он пас ҷаҳон яксар обод кард,
Ҳама руи гетӣ пур аз дод кард.[2]

Нахустин яке гавҳар омад ба чанг.
Ба дониш[3] зи оҳан ҷудо кард санг.

Сари моя кард оҳани обгун,
К-аз[4] он санги хоро кашидаш бурун.

Чу бишнохт,[5] оҳангарӣ пеша кард,
Кудҷо з-у[6] табар[7], арраву теша кард.

Чу ин карда шуд, чораи об сохт,
Зи дарьё бароварду ҳомун навохт.[8]

Ба ҷую ба рӯд обро роҳ кард,
Ба фарри кай ранҷ кӯтоҳ кард.

Чу огоҳмардум бар он барфузуд,
Парокандани тухму кишту дуруд,

Бисеҷид[9] пас ҳар касе нони хеш,
Биварзиду[10] бишнохт сомони хеш,

Аз ин пеш, к-ин корҳо шуд басеч,
Набуд хурданиҳо ҷуз аз мева хеч.

---

[1] Л — бастам; И — баста дорам. [2] И — б. 6 нест. [3] И — Ба оташ. [4] Л — Аз. [5] Л — бархост. [6] Л — Чу гозу. [7] И — Ба оҳангарӣ [8] Л — ба ҳомун-ш андарфарохт. [9] И — Биварзид. [10] И — Бисанҷиду.

Ҳама кори мардум набудӣ ба барг,
Ки пӯшиданишон ҳам буд барг.

Ниёро ҳаме буд оину кеш,[1]
Парастидани эзадӣ буд пеш.[2]

Бад-он гаҳ будӣ оташи хубранг,
Чу мар тозиёнрост меҳроб санг.

Ба санг андар оташ аз ӯ шуд падид,
К-аз ӯ равшанӣ дар ҷаҳон густарид.

БУНЬЁД НИҲОДАНИ ҶАШНИ САДА

Яке рӯз шоҳи ҷаҳон сӯи кӯҳ
Гузар кард бо чанд кас ҳамгурӯҳ.

Падид омад аз дур чизи дароз,
Сияҳрангу тиратану тезтоз.

Ду чашм аз бари сар чу ду чашма хун,
Зи дуди даҳонаш ҷаҳон тирагун.

Нигаҳ кард Хушанги боҳушу санг,
Гирифташ яке сангу шуд пешчанг.

Ба зӯри каёнӣ биёзид даст.
Ҷаҳонсӯз мор аз ҷаҳонҷӯ бинҷаст.

Баромад ба санги гарон санги хурд,
Ҳам ону ҳам ин санг бишкаст хурд.

Фурӯғе падид омад аз ҳарду санг,
Дили санг гашт аз фурӯғ озаранг.

Нашуд мор кушта, валекин зи роз,
Падид омад оташ аз он санг боз.

---

[1] *Л — ҳамин буд оин зи пеш.* [2] *Л — кеш.*

Ҳар он кас, ки бар санг оҳан задӣ,
Аз ӯ равшаной падид омадӣ.

Ҷаҳондор пеши ҷаҳонофарин,
Ниёиш ҳаме карду хонд офарин.[1]

Қи ӯро фурӯғе чунин ҳадья дод,
Ҳамин оташ он гоҳ қибла ниҳод.

Бигуфто: «Фурӯғест ин эзадӣ,
Парастид бояд, агар бихрадӣ».

Шаб омад, барафрӯхт оташ чу кӯҳ,
Ҳамон шоҳ дар гирди ӯ бо[2] гурӯҳ.

Яке ҷашн кард он шабу бода х[в]ард,
Сада номи он ҷашни фархунда кард.[3]

Зи Ҳушанг монд ин Сада[4] ёдгор,
Басе бод чун ӯ дигар[5] шаҳриёр,

К-аз[6] обод кардан ҷаҳон шод кард,
Ҷаҳоне ба некӣ аз ӯ ёд кард.

Бад-он эзадифарру ҷоҳи каён,
Зи нахчиру гӯру гавазни жаён,

Ҷудо кард[8] гову хару гӯспанд,
Ба варз[9] оварид он чи буд судманд.

Ҷаҳондор Ҳушанги боҳуш гуфт,
Бидоред шонро ҷудо ҷуфт-ҷуфт.[10]

Бад-эшон биварзиду з-эшон[11] х[в]арид,
Ҳаме боҷро хештан парварид.

---

[1] Л — ҳаме кард сар бар замин. [2] И — шоҳу дар гирди ӯ он. [3] И — б. 29—32 нест. [4] И — инчунин. [5] Л — Паси у чунон кард ҳар. [6] Л — Аз. [7] Л — эзадиҷою фарри. [8] И — Ҷудогона. [9] Л — Бурун. [10] Л — б. 37 нест. [11] Л — ҳам-шон.

Зи пуяндагон ҳаркӣ[1] муяш накуст,
Бикушту зи[2] эшон бароҳехт пуст.

Чу санҷобу қоқум, чу рубоҳ гарм,
Чаҳорум самур аст, к-аш муй нарм.

Бад-ин гуна аз чарми пуяндагон
Бипушид болои гуяндагон.

Бубахшиду густурду хурду супурд,
Бирафту ҷуз аз номи некӣ набурд.

Басе ранҷ бурд андар он рузгор,
Ба афсуну андешаи бешумор.[3]

Чу пеш омадаш рузгори беҳӣ,
Аз у мурдарӣ монд тахти меҳӣ.

Замона надодаш замоне диранг,
Шуд он шоҳ Ҳушанги боҳушу[4] санг.

На пайваст хоҳад ҷаҳон бо ту меҳр,
На низ ошкоро намояд-т чеҳр.

## ТАҲМУРАС

*Подшоҳии Таҳмураси девбанд сӣ сол буд*

Писар буд мар уро яке ҳушманд,
Гаронмоя Таҳмураси девбанд.

Биёмад, ба тахти падар барнишаст,
Ба шоҳӣ камар бар миён бар бубаст.[5]

---

[1] И — ҳарчи. [2] И — в-аз

[3] ТПЗ — Чиҳил сол бо шодкомиву ноз
Ба доду дехиш буд он сарфароз.

[4] Л — хуши Ҳушанги бофарру. [5] Л — Камар бар миён расми уро бубаст.

Ҳама мӯбадонро зи лашкар бихонд,
Ба чарбӣ, чӣ моя, суханҳо биронд.

Чунин гуфт, к-«Имрӯз ин тахту гоҳ
Маро зебаду тоҷу гурзу[1] кулоҳ.

Ҷаҳон аз бадиҳо бишӯям ба рой,
Пас он гаҳ кунам дар кеҳӣ*[1] гирд пой.

Зи ҳар ҷой кӯтаҳ кунам дасти дев,
Ки ман буд хоҳам ҷаҳонро хидев.

Ҳар он чиз, к-андар ҷаҳон судманд,
Кунам ошкоро, кушоям зи банд».

Пас аз пушти мешу бара пашму мӯй
Буриду ба риштан ниҳоданд рӯй,

Ба кӯшиш аз он кард пӯшиш ба ҷой,
Ба густурданӣ ҳам буд ӯ раҳнамой.

Зи пӯяндагон ҳаркӣ буд тезрав,[2]
Хӯриш кардашон[3] сабзаву коҳу ҷав.

Раманда дадонро ҳама бингарид,
Сияҳгӯшу юз аз миён баргузид.

Ба чора биёвардаш аз дашту кӯҳ,
Ба банд омаданд он ки буд з-он гурӯҳ.

Зи мурғон ҳамон он ки буд нексоз,
Чу бозу чу шоҳини гарданфароз[4],

Биёварду омӯхтаншон гирифт
Ҷаҳоне бад-ӯ монд андар шигифт.[5]

---

[1] Л — хусравонӣ. [2] И — некрав. [3] Л — додашон. [4] Л — б. 12—13 нест. [5] И — б. 13,14 нест. * [1] М — зи гетӣ кунам

Бифармудашон то навозанд гарм,
Нахонандашон ҷуз ба овози нарм,

Чу ин карда шуд, мокиёну хурӯс,
Куҷо бархурӯшад гаҳи захми кӯс,

Биёварду яксар чунон чун сазид,[1]
Нуҳуфта ҳама[2] судмандӣ гузид.

Чунин гуфт, к-«Инро ниёиш кунед,
Ҷаҳонофаринро ситоиш кунед.

Ки ӯ додамон бар дадон дастгоҳ,
Ситоиш[3] мар ӯро, ки бинмуд роҳ».

Мар ӯро яке пок дастур буд,
Ки рояш зи кирдори бад дур буд.

Ханида ба ҳар ҷою Шедасп[4] ном,
Назад ҷуз ба некӣ ба ҳар ҷой гом.

Ҳама рӯз баста зи хӯрдан ду лаб,
Ба пеши ҷаҳондор бар пой шаб.

Ҳамон бар дили ҳар касе буда дӯст,
Намози шабу рӯза оини ӯст.

Сари моя буд ахтари шоҳро
В-аз ӯ банд буд[5] ҷони бадхоҳро.

Ҳама роҳи некӣ намудӣ ба шоҳ,
Ҳам аз[6] ростӣ хостӣ пойгоҳ,

Чунон шоҳ полуда гашт аз бадӣ,
Ки тобид з-ӯ фарраи эзадӣ,[7]

---

[1] ИЛ — ба мардум кашид. [2] ИЛ — ҳаме. [3] Л — Ниёиш. [4] ИЛ — Гузида ба ҳар ҷою шуҳраст. [5] Л — Даридан бад-ӯ; Н — Дарида буд ӯ. [6] Л — Ҳама.

[7] ТПЗ ИЛ — Чу дастур бошад чунин кордон
Ту шахро* хунар низ бисьёр дон.

*Л—навишта.

Бирафт, Аҳриманро ба афсун бубаст,
Чу бар тезрав борагӣ барнишаст.

Замон то замон зин-ш барсохтӣ,
Ҳаме гирди гетиш бартохтӣ.[1]

Чу девон бididанд кирдори ӯ,
Кашиданд гардан зи гуфтори ӯ.

Шуданд анҷуман деви бисьёрмар,
Ки пардахта монад аз ӯ тоҷи зар[2]

Чу Таҳмурас огаҳ шуд аз корашон,
Барошуфту бишкаст бозорашон.

Ба фарри ҷаҳондор басташ[3] миён,
Ба гардан баровард гурзи гарон.

Ҳама наррадевону афсунгарон,
Бирафтанд ҷодусипоҳе[4] гарон.

Даманда сияҳдевашон пешрав,
Ҳаме б-осмон баркашиданд ғав.

Ҳаво тирафому замин тира гашт,
Ду дида дар ӯ[5] андарун хира гашт.[6]

Ҷаҳондор Таҳмураси б-офарин,
Биёмад камар бастаи разму кин.

Зи як сӯ ғави оташу дуди дев,
Зи як сӯ далерони кайҳонхидев.

Яко-як биёрост[7] бо дев ҷанг,
Набуд ҷангашонро фаровон диранг.

---

[1] И — Замон то замонеш бод омадӣ
Ҳама гирди гетиш дод омадӣ.

[2] Л — пардохт монад аз ӯ ҷою фар. [3] И — баста. [4] Л — ҷодусипоҳи. [5] И — ба гирд. [6] Л — б. 35 нест. [7] И — баророст.

Аз эшон ду баҳра ба афсун бубаст,
Дигаршон ба гурзи гарон кард паст.

Кашидандашон хаставу баста хор,
Ба ҷон хостанд он замон зинҳор,

Ки: «Моро макуш, то яке нав ҳунар
Биёмӯзӣ аз мо, к-ат ояд ба бар.[1]»

Каи номвар додашон зинҳор,
Бад-он то ниҳонӣ кунанд ошкор.

Чу озодашон шуд[2] сар аз банди ӯй,
Биҷустанд ночор пайванди ӯй.

Набиштан[3] ба хусрав биёмӯхтанд,
Дилашро ба дониш барафрӯхтанд.

Набиштан яке на, ки наздики сӣ,
Чи румӣ, чи тозиву чи порсӣ,

Чӣ суғдӣ, чӣ чиниву чӣ паҳлавӣ,
Нигоридани он куҷо бишнавӣ.

Ҷаҳондор сӣ сол аз ин бештар,
Чӣ гуна падид оваридӣ ҳунар.

Бирафту сар омад бар ӯ[4] рӯзгор,
Ҳама ранҷи ӯ монд аз ӯ ёдгор.

Ҷаҳоно, мапарвар чу хоҳӣ дуруд,
Чу мебидравӣ, парваридан чӣ суд?

Барорӣ якеро ба чархи баланд,
Супориш ногаҳ ба хоки нажанд.[5]

[1] ИЛ — б. 41 нест. [2] И — озод шудшон. [3] Л — Навиштан. [4] Л — аз он. [5] Л — б. 50 нест.

# ҶАМШЕД

*Подшоҳии Ҷамшед ҳафтсад сол буд*

Гаронмоя Ҷамшед фарзанди ӯй,[1]
Қамар баставу[2] дил пур аз панди ӯй.[3]

Баромад бар он тахти фаррух падар,
Ба расми каён бар сараш тоҷи зар.

Қамар баст бо фарри шоҳаншаҳӣ,
Ҷаҳон сар ба сар гашт[4] ӯро раҳӣ.

Замона баросуда аз доварӣ,
Ба фармони ӯ деву мурғу парӣ.

Ҷаҳонро фузуда бад-ӯ обрӯй,
Фурӯзон шуда тахти шоҳӣ бад-ӯй.

Манам гуфт бо фарраи эздӣ,
Ҳамам шаҳриёриву ҳам мӯбадӣ.

Бадонро зи бад даст кӯтаҳ кунам,
Равонро сӯи равшанӣ раҳ кунам.

Нахуст олати ҷангро даст бурд,
Дари ном ҷустан ба гурдон супурд.

Ба фарри кай нарм кард оҳано,
Чу хӯду зиреҳ карду чун ҷавшано.

Чу хафтону чун диръу баргустувон,
Ҳама кард пайдо ба равшан равон.

Бад-ин андарон сол панҷоҳ ранҷ
Бибурду аз ин чанд бинҳод ганҷ.

---

[1] Л — ӯ. [2] Л — баста як.

[3] ТПЗ — Чу рафт аз миён номвар шаҳриёр,
Писар шуд ба ҷои падар номдор.

[4] Л — гашт сар то сар.

Дигар панчаҳ андешаи чома кард,
Ки пушанд ҳангоми базму[1] набард.

Зи каттону абрешиму мӯю қаз,
Қасаб кард пурмоя дебову хаз.

Биёмухтшон риштану тофтан,
Ба тор андарун пудро бофтан.

Чу шуд бофта, шустану дӯхтан
Гирифтанд аз ӯ яксар омӯхтан.

Чу ин карда шуд, сози дигар ниҳод,
Замона бад-ӯ шоду ӯ низ шод.

Зи ҳар пешавар анҷуман гирд кард,
Бад-ин андарун низ[2] панҷоҳ х[в]ард.

Гурӯҳе ки котузиён хонияш,
Ба расми парастандагон донияш.

Ҷудо кардашон аз миёни гурӯҳ,
Парастандаро ҷойгаҳ кард[3] кӯҳ.

Бад-он то парастиш бувад корашон,
Навон[4] пеши равшан ҷаҳондорашон.

Сафе бар дигар даст биншонданд,
Ҳаме ном найсориён хонданд.

Куҷо шермардони ҷанговаранд,
Фурӯзандаи лашкару кишваранд.

К-аз эшон бувад[5] тахти шоҳӣ ба ҷой,[6]
В-аз эшон бувад[7] номи мардӣ ба пой.[8]

---

[1] НЛ — нангу. [2] Л — Баъд-ӯ, андарун сол. [3] Л — сохт. [4] И — [illegible]. [5] Н — шуда. [6] Н — пой. [7] И — будӣ. [8] И — ҷой.

Насудӣ, се дигар гурӯҳро шинос,
Куҷо нест бар кас аз эшон сипос.[1]

Бикоранду варзанду худ бидраванд,
Ба гоҳи хӯриш сарзаниш нашнаванд.

Зи фармон сар озодаву жандапӯш,
Зи овози беғора осуда гӯш.

Тан озоду обод гетӣ бар ӯй,
Баросуда аз довару гуфтугӯй.

Чӣ гуфт он сухангӯи озодамард,
Ки озодаро коҳилӣ банда кард.

Чаҳорум, ки хонанд аҳтухашӣ,
Ҳамон дастварзони[2] бо саркашӣ.

Куҷо корашон ҳамгинон пеша буд,
Равоншон ҳамеша пурандеша буд.

Бад-ин андарун сол панҷоҳ низ,
Бихӯрду бубахшид бисьёр чиз.

Аз ин ҳар якеро яке пойгоҳ
Сазовор бугзиду бинмуд роҳ;

Ки то ҳар кас андозаи хешро
Бубинад, бидонад каму бешро[3].

Бифармуд девони[4] нопокро,
Ба об андар омехтан хокро.

Ҳар он-ч аз гил омад чу бишнохтанд,
Сабук хиштро колбад сохтанд.

---

[1] Л — б. 23,24 нест. [2] Л — дасткорон. [3] И — пас аз б. 33 ин б. омада:

Аз он пас, ки инҳо шуд ороста,
Шаҳаншоҳи бо донишу хоста.

[4] И — пас деви.

Ба сангу ба[1] гач дев девор кард,
Нахуст аз бараш[2] ҳандасӣ кор кард.

Чу гарвобаву[3] коххои баланд,
Чу айвон, ки бошад паноҳ аз газанд.

Зи хоро гуҳар[4] ҷуст як рӯзгор,
Ҳаме кард з-у[5] равшанӣ хостор.

Ба чанг[6] омадаш чанд гуна гуҳар,
Чу ёқуту беҷодаву симу зар.

Зи хоро ба афсун бурун[7] оварид,
Шуд он бандҳоро саросар[8] калид.

Дигар бӯйҳоро[9] хуш оварда боз,
Ки доранд мардум ба рӯяш ниёз[10]

Чу бону[11] чу кофуру чун мушки ноб,
Чу уду чу анбар чу равшангулоб.

Пизишкиву дармони ҳар дардманд,
Дари тандурустиву роҳи газанд.

Ҳамон[12] розҳо кард низ ошкор,
Ҷаҳонро наёмад чун ӯ хостор.

Гузар кард з-он пас ба киштӣ бар об,
Зи кишвар ба кишвар баромад шитоб.

Чунин сол панҷаҳ биварзид низ,
Надид аз ҳунар бар хирад баста чиз.

Ҳамон карданиҳо чу омад падид,
Ба гетӣ ҷуз аз хештан кас надид.

---

[1] И — Зи сангу зи гач. [2] И — андараш. [3] И — гармобаи. [4] И — ҳунар. [5] И — аз. [6] И — Ба даст. [7] Л — падид. [8] И — Шуд ҷуста бандҳоро. [9] И — бӯйҳои. [10] Л — б. 41 нест. [11] И — Чу поё. [12] ИЛ — Ҳамин.

Чу он корҳои вай омад ба ҷой,
Зи ҷои меҳин бартар овард пой.[1]

Ба фарри каёнӣ яке тахт сохт,
Чӣ моя бад-ӯ[2] гавҳар андар нишохт.

Ки чун хостӣ, дев бардоштӣ,
Зи ҳомун ба гардун барафроштӣ.

Чу хуршеди тобон миёни ҳаво
Нишаста бар ӯ шоҳи фармонраво.

Ҷаҳон анҷуман шуд бари[3] тахти ӯй,[4]
Фурӯ монда аз фарраи[5] бахти ӯй.[6]

Ба Ҷамшед-бар гавҳар афшонданд,
Мар он рӯзро рӯзи нав хонданд.

Сари соли нав Ҳурмузи фарвадин,
Баросуда[7] аз ранҷ тан, дил зи кин.[8]

Бузургон ба шодӣ биёростанд,
Маю ҷому[9] ромишгарон хостанд.

Чунин рӯзи[10] фаррух аз он рӯзгор
Бимонда аз он хусравон ёдгор.[11]

Чунин сол сесад ҳаме рафт кор,
Надиданд марг андар он рӯзгор.[12]

---

[1] И — б. 46—48 нест. [2] И — дар ӯ. [3] Л — бад-он. [4] Л — ӯ. [5] ИЛ — Шигифтӣ фуру монда аз. [6] Л — ӯ. [7] Л — Баросудаш. [8] И — Баросуда он шаҳриёри гузини;

ТПЗИ — Ба наврӯз нав шоҳи гетифурӯз
Бар он тахт биншаст фирӯз рӯз.

[9] Л — руду. [10] И — ҷашни; Л — гашни. [11] И — Ҳамон монд аз он хусравон ёдгор.

[12] ТПЗИ — Наёраст кас кард бекорие,
Набуд дардмандиву беморие.

Зи ранҷу зи бадшон набуд огаҳӣ,
Миён баста девон ба сони раҳӣ[1].

Ба фармон-ш мардум ниҳода ду гӯш,
Зи ромиш ҷаҳон буд пуровози нӯш.

Чунин то баромад бар ин солиён,
Ҳаме тофт аз шоҳ фарри каён.

Ҷаҳон буд ба ором, аз ӯ шодком,
Зи яздон бад-ӯ нав ба нав буд паём.[2]

Чу чаиде баромад бар ин рӯзгор,
Надиданд ҷуз хубӣ аз[3] шаҳриёр.

Ҷаҳон сар ба сар гашта ӯро раҳӣ,
Нишаста ҷаҳондор бо фарраҳӣ.

Яко-як ба тахти меҳӣ бингарид,
Ба гетӣ ҷуз аз хештан кас[4] надид.

Манӣ кард он шоҳи яздоншинос,
Зи яздон бупечиду шуд носипос.

Гаронмоягонро зи лашкар бихонд,
Чӣ моя сухан пеши эшон биронд.

Чунин гуфт бо солхӯрда меҳон,
Ки: «Ҷуз хештанро надонам ҷаҳон.

---

[1] ТП — Яке тахти пурмоя карда ба пой,
Бар ӯ барнишаста ҷаҳон кадхудой.
Нишаста бар он тахт Ҷамшеди кай,
Ба ҷанг андарун хусравӣ ҷоми май.
Мар он тахтро дев бардошта,
Зи ҳомун ба абр андар афрошта,
Бар афроз тахти сипаҳбад зада,
Саросар зи мурғон ҳама саф зада,

. 61 нест. [3] Л — Фурӯзанда шуд давлати. [4] ИЛ — **хештанро**

Ҳунар дар ҷаҳон аз ман омад падид,
Чу ман номвар тахти шоҳӣ надид.

Ҷаҳонро ба хубӣ ман оростам,
Чунон гашт гетӣ, ки ман хостам.[1]

Хӯру хобу ороматон аз ман аст,
Ҳамон пӯшишу коматон аз ман аст.

Бузургиву дайҳиму шоҳӣ марост,
Кӣ гӯяд, ки ҷуз ман касе[2] подшост!

Ба доруву дармон ҷаҳон гашт рост,
Ки бемориву марг касро накост.

Ҷуз аз ман кӣ бардошт марг аз касе,
В-агар бар замин шоҳ бошад басе?[3]

Шуморо зи ман ҳушу ҷон дар тан аст,
Ба ман награвад[4] ҳарки Оҳарман аст.

Гар эдун, ки донед, ман кардам ин,
Маро хонд бояд ҷаҳонофарин[5].»

Ҳама мӯбадон сар фиканда нагун,
Чаро, кас найёраст гуфтан, на чун?

Чу ин гуфта шуд, фарри яздон аз ӯй
Гусисту[6] ҷаҳон шуд пур аз гуфтугӯй.

Ҳар он кас зи даргоҳ баргашт рӯй,
Намондӣ ба пешаш яке номҷӯй.[7]

Севу бист сол аз дари боргоҳ,
Пароканда гаштанд яксар сипоҳ.

Манӣ чун бипайваст бо кирдгор,[8]
Шикаст андар оварду баргашт кор.

---

[1] Л — Зи рӯи замин ҷавр ман костам. [2] Л — яке. [3] И — б. **72,73** нест. [4] И — *бигравад*. [5] И — б. 75 нест; Л — б. 72—75 нест. [6] **ИЛ** — Бигашту. [7] ИЛ — б. 78 нест. [8] ИЛ — Ҳунар худ бипайваст бо кирдгор.

Чӣ гуфт он сухангӯи бо фарру ҳуш,
Чу хусрав шавӣ, бандагиро бикӯш.

Ба яздон ҳар он кас, ки шуд носипос,
Ба дил-ш андар ояд зи ҳар сӯ ҳарос.

Ба Ҷамшед-бар тирагун гашт рӯз,
Ҳаме кост з-ӯ[1] фарри[2] гетифурӯз[3].

Ҳаме ронд аз дида хун дар канор,
Ҳаме кард пӯзиш бари кирдгор.[4]

Ҳаме кост з-ӯ фарраи эзадӣ,
Бар оварда бар вай шукӯҳи бадӣ.

ДОСТОНИ ЗАҲҲОК БО ПАДАРАШ

Яке мард буд андар он рӯзгор,
Зи дашти саворони найзагузор.

Гаронмоя ҳам шоҳу ҳам некмард,
Зи тарси Ҷаҳондор бо боди сард.

Ки Мардос номи гаронмоя буд,
Ба доду деҳиш бартарин поя буд.

Мар ӯро зи дӯшиданӣ чорпой
Зи ҳар як ҳазор омаданди ба ҷой.

Бузу уштуру мешро ҳамчунин,
Ба дӯшандагон дода буд покдин.

---

[1] Л — он. [2] И — Ҳаме гашт аз ӯ меҳри.

[3] ТПЗ — Аз ӯ пок яздон чу шуд хашмнок,
Бидонисту шуд шоҳ бо тарсу бок.
Ки озурда шуд пок яздон аз ӯй,
Надида бад-он дард дармон аз ӯй.

[4] И — б. 84 нест;
Л — Сар омад мар ӯрову андаргузашт,
Чунон дон, ки гети чу боде ба дашт.

Ҳамон гови дӯшо ба фармонбарӣ,
Ҳамон тозиасни рамандафарӣ,[1]

Ба шир он касеро, ки буди ниёз,
Бад-он хоста даст бурдӣ фароз.

Писар буд мар он покдинро яке,
Қ-аш аз меҳр баҳра набуд андаке.

Ҷаҳонҷӯйро ном Заҳҳок буд,
Далеру сабуксору нопок[2] буд.

Ҳамон[3] Бевараспаш ҳаме хонданд,
Чунин ном бар паҳлавӣ ронданд.

Кучо бевар аз паҳлавонӣ шумор,
Бувад дар забони дарӣ даҳ ҳазор[4].

Аз аспони тозӣ ба зарринситом,
Варо буд бевар, ки бурданд ном.

Шабу рӯз будӣ ду баҳра ба зин,
Зи роҳи бузургӣ, на аз роҳи кин.

Чунон буд, ки иблис рӯзе пагоҳ,
Биёмад ба сони яке некхоҳ.

Дили меҳтар аз роҳи некӣ бибурд,
Ҷавон гӯш гуфтори ӯро супурд.

Ҳамоно хуш омад-ш гуфтори ӯй,
Набуд огаҳ аз зишт кирдори ӯй.

Бад-ӯ дод ҳушу дилу ҷони пок,
Пароканд[5] бар тораки хеш хок.

---

[1] И.— Ҳамон говдӯшон ба фармонбарӣ,
Ҳам он тозиаспони ҳамчун парӣ.

[2] И — бебок. [3] Л — Ҳаме. [4] И — б. 96 нест. [5] Л — Пароканда.
*[1] М — Кучо.

Чу иблис донист, к-ӯ дил бидод
Бар афсонааш, гашт наҳмор шод.

Фаровон сухан гуфт зебову нағз,
Ҷавонро зи дониш тиҳӣ буд[1] мағз.

Ҳаме гуфт: «Дорам суханҳо басе,
Ки онро ҷуз аз ман надонад касе.»

Ҷавон гуфт: «Баргӯю чандин мапой,
Биёмӯз моро ту, эй некрой».

Бад-ӯ гуфт: «Паймон-т хоҳам нахуст,
Пас онгаҳ сухан баркушоям дуруст».

Ҷавон некдил буд, паймон-ш кард[2],
Чунон к-ӯ[3] бифармуд, савганд х[в]ард[4].

Ки: «Рози ту бо кас нагӯям зи бун,
Зи ту бишнавам ҳарчӣ гӯй сухун.»

Бад-ӯ гуфт: «Ҷуз ту касе дар сарой
Ҷаро бояд, эй номвар кадхудой?

Чӣ бояд падар, чун писар чун ту буд,
Яке пандат аз ман бибояд шунуд.

Замона бад-ин хоҷаи солх[в]ард,
Ҳаме дер монад ту андар навард.

Бигир ин сари моя даргоҳи ӯй,
Туро зебад андар ҷаҳон ҷои ӯй.

Бар ин гуфтаи ман чу дорӣ вафо,
Ҷаҳонро ту бошӣ яке подшо».

---

[1] ИЛ — тиҳӣ буд аз ақл. [2] И — савганд хвард; [1] — соддадил буду фармон-ш бард. [3] Л — Чун. [4] И — чун бифармуд, фармон-ш кард.

Чу Заҳҳок бишнид, андеша кард,
Зи хуни падар шуд дилаш пур зи дард.

Ба иблис гуфт: «Ин сазовор нест,
Дигар гӯй, к-ин аз дари кор нест».

Бад-ӯ гуфт: «Гар[1] бугзарӣ з-ин сухан,
Битобӣ зи паймону савганди ман,

Бимонад ба гардан-т савганду банд,
Шавӣ хору монад падар-т[2] арҷманд».

Сари марди тозӣ ба дом оварид,
Чунон шуд, ки фармони ӯ баргузид.

Бипурсид, к-«Ин чора бо ман бигӯй,
Набартобам аз роҳи ту ҳеҷ рӯй».

Бад-ӯ гуфт:[3] «Ман чора созам туро,
Ба хуршед сар барфарозам туро.

Ту дар кор хомӯш мебошу бас,
Набояд маро ёрӣ аз ҳеҷ кас.

Чунон чун бибояд бисозам тамом,
Ту теғи сухан бармакаш аз наём».

Мар он подшоро дар андар сарой
Яке бӯстон буд бас дилкушой.

Гаронмоя шабгир бархостӣ,
Зи баҳри парастиш[4] биёростӣ.

Сару тан бишустӣ нуҳуфта ба боғ,
Парастанда бо ӯ набурдӣ чароғ.

Бар он рои вожуна деви нажанд[5]
Яке жарфчоҳе ба раҳ-бар биканд.

[1] ИЛ — агар. [2] Л — хормоя, падар. [3] Л — Бигуфташ, ки. [4] — ниёиш. [5] И — Баровард иблиси нозуна банд.

Пас иблиси вожуна ин жарфчоҳ
Ба хошок пӯшиду биспард роҳ.

Шаб омад сӯи боғ бинҳод руй,
Сари тозиён меҳтари номҷӯй.

Чу омад ба наздики он жарфчоҳ,
Яко-як нагун шуд сари бахти шоҳ.

Ба чоҳ андар афтоду бишкаст паст,[1]
Шуд он некдил марди яздонпараст.

Ба ҳар неку бад шоҳи озодмард,
Ба фарзанд-бар нозада боди сард,

Ҳаме парваридаш ба нозу ба ранҷ,
Бад-ӯ буд шоду бад-ӯ дод ганҷ.

Чунон бадкуниш[2] шӯхфарзанди ӯй[3].
Наҷуст аз раҳи шарм пайванди ӯй[4].

Ба хуни падар гашт ҳамдостон,
Зи доно шунидастам ин достон,

Ки: «Фарзанди бад гар бувад наррашер,
Ба хуни падар ҳам набошад далер.

Агар дар ниҳонӣ сухан дигар аст,
Пижӯҳандаро роз бо модар аст[5].»

Фурӯмоя Заҳҳоки бедодгар,
Бад-ин чора бигрифт гоҳи падар.

Ба сар барниҳод афсари тозиён,
Бар эшон бубахшуд суду зиён.

[1] И — б. 130, 131 нест. [2] Л — буд, ки он. [3] Л — ӯ. [4] Л — ӯ.

[5] ТПЗ — Писар,к-ӯ раҳо кард расми падар,
Ту бегона донаш, маҳонаш писар.

Чу иблис пайваста дид он сухун,
Яке банди дигар[1] нав афканд бун.

Бад-ӯ гуфт: «Чун сӯи ман тофтӣ,
Зи гетӣ ҳама коми дил ёфтӣ.

Агар ҳамчунин низ паймон[2] кунӣ,
Напечӣ зи гуфтору фармон[3] кунӣ,

Ҷаҳон сар ба сар подшоҳӣ туро́ст,
Даду дом бо[4] мурғу моҳӣ туро́ст».

Чу ин гуфта[5] шуд, сози[6] дигар гирифт,
Дигаргуна чора гирифт, эй шигифт[7].

ХОЛИГАРӢ ҚАРДАНИ ИБЛИС

Ҷавоне бароро́ст аз хештан,
Сухангую бинодилу поктан.

Ҳам эдун ба Заҳҳок бинҳод[8] рӯй,
Набудаш ҷуз аз офарин гуфтугӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Гар шоҳро дарх[в]арам,
Яке номвар пок[9] холигарам».

Чу бишнид Заҳҳок, бинвохташ,
Зи баҳри хӯриш ҷойгаҳ сохташ.

Калиди хӯришхонаи подшо
Бад-ӯ дод дастури фармонраво.

Фаровон набуд он замон парвариш,
Ки камтар буд аз куштаниҳо хӯриш.

---

[1] И — панди навро; Л — панди бадро. [2] И — фармон. [3] И — сар аз роҳу паймон. [4] Л — мардуму; И — ҳам. [5] ИЛ — карда. [6] И — рози. [7] ИЛ — Яке чора кард аз шигифтӣ шигифт. [8] Л — бинмуд. [9] ИЛ — марди

Ҷиз аз рустаниҳо нахӯрданд чиз,
Зи ҳар-ч аз замин сар баровард низ.

Пас Оҳармани бадкуниш рой кард,
Ба дил куштани ҷонвар ҷой кард[1].

Зи ҳаргуна[2] аз мурғу аз чорпой
Хӯриш карда овард як-як ба ҷой.

Ба хунаш бипарвард бар сони шер,
Бад-он то кунад подшоро далер.

Сухан ҳарчӣ гӯяд-ш, фармон кунад,
Ба фармони ӯ дил гаравгон кунад.

Хӯриш зардаи хоя додаш нахуст,
Бад-он дошташ чанд гаҳ[3] тандуруст.

Бихӯрду бар ӯ офарин кард сахт,
Маза ёфт з-он хӯрданаш некбахт.

Чунин гуфт иблиси найрангсоз,
Ки: «Ҷовид зӣ шоҳи[4] гарданфароз.

Чу фардот аз он гуна созам хӯриш,
К-аз ӯ бошадат сар ба сар парвариш.»

Бирафту ҳама шаб сиголиш гирифт,
Ки фардо чӣ созад зи хӯрдан шигифт.

Дигар рӯз чун гунбади лоҷвард
Бароварду бинмуд ёқути зард,

Хӯришҳо зи кабку тазарви сафед,
Бисозиду омад дили пурумед.

---

[1] Л — 151, 152 нест. [2] ИЛ — хар гӯшт. [3] ИЛ — як замон. [4] ИЛ — бодиву.

Шахи[1] тознён чун ба хон даст бурд,
Сари камхирад меҳр ӯро супурд.

Савум рӯз хонро ба мурғу бара
Биёросташ гунагун яксара.

Ба рӯзи чаҳорӯм чу бинҳод хон,
Хӯриш сохт аз пушти гови ҷавон.

Бад-ӯ андаруи заъфарону гулоб,
Ҳамон солхӯрда маю мушки ноб.

Чу Заҳҳок даст андароварду х[в]ард,
Шигифт омадаш з-он ҳушивор мард.

Бад-ӯ гуфт: «Бингар, ки то орзӯй
Чӣ хоҳӣ, бихоҳ аз ман, эй некхӯй»!

Хӯришгар бад-ӯ гуфт, к-«Эй подшо,
Ҳамеша бизӣ шоду фармонраво!

Маро дил саросар пур аз меҳри туст,
Ҳама тӯшаи ҷонам аз чеҳри туст.

Яке ҳоҷатастам зи наздики шоҳ[2],
В-агарчӣ маро нест ин пойгоҳ,

Ки фармон диҳад шоҳ то кифти ӯй
Бибӯсам, бимолам бар ӯ[3] чашму рӯй»

Чу Заҳҳок бишнид гуфтори ӯй,
Ниҳонӣ надонист бозори ӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Додам ман ин коми ту,
Баландӣ бигирад[4] магар номи ту».

Бифармуд то дев чун ҷуфти ӯ,
Ҳаме бӯсае дод бар[5] кифти ӯ».

---

[1] Л — Сари. [2] ИЛ — ба пирӯзшоҳ. [3] Л — бад-ӯ барниҳам.
[4] И — кунад з-ин. [5] И — буса дод аз бари; Л — абар.

Чу бӯсиду[1] шуд дар замин[2] нопадид,
Кас андар ҷаҳон ин шигифтӣ надид.

Ду мори сияҳ аз ду китфаш бируст,
Ғамӣ гашту аз ҳар сӯе чора ҷуст.

Саранҷом бубрид ҳарду зи кифт,
Сазад, гар бимонӣ аз ин[3] дар шигифт.

Чу шохи дарахт он ду мори сиёҳ,
Баромад дигарбора аз кифти шоҳ.

Пизишкони фарзона гирд омаданд,
Ҳама як ба як достонҳо заданд.

Зи ҳаргуна найрангҳо сохтанд,
Мар он дардро чора нашнохтанд.

Ба сони пизишке пас иблис тафт,
Ба фарзонагӣ назди Заҳҳок рафт.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин буданӣ кор буд,
Бимон, то чӣ монад, набояд дуруд.

Хӯриш созу оромашон деҳ ба х[в]ард,
Нашояд[4] ҷуз ин чорае низ кард[5].

Ба ҷуз мағзи мардум мадеҳшон хӯриш,
Магар худ бимиранд аз ин парвариш[6].

Нигар наррадев андар[7] ин ҷустуҷӯ
Чӣ ҷусту чӣ дид андар ин гуфтугӯ.

---

[1] И — Бибӯсиду; Л — бӯсида. [2] Л — замон. [3] ИЛ — бад-ин.
[4] Л — Набояд; И — Наёяд. [5] Л — коркард.

[6] ТПЗ — Давои ту ҷуз мағзи одам чу нест,
Бар ин дарду дармон бибояд гирист.
Ба рузе ду кас боядат кушт зуд,
Пас аз мағзи саршон бибояд дуруд.

[7] И — Сари наррадевон аз.

Магар то яке чора созад нихон,
Ки пардахта монад[1] зи мардум ҷаҳон.

### ТАБОҲ ШУДАНИ РӮЗГОРИ ҶАМШЕД

Аз он пас баромад аз Эрон хурӯш,
Падид омад аз ҳар сӯе ҷангу ҷӯш.

Сияҳ гашт рахшанда рӯзи сапед,
Гусистанд пайванд аз Ҷамшед,

Бар ӯ тира шуд фарраи эзадӣ,
Ба каҷҷӣ гироиду нобихрадӣ.

Падид омад аз ҳар сӯе хусраве,
Яке номдоре зи[2] ҳар паҳлаве.

Сипаҳ кардаву ҷангро сохта,
Дил аз меҳри Ҷамшед пардохта.

Яко-як аз Эрон баромад сипоҳ,
Сӯи тозиён баргирифтанд роҳ.

Шунуданд, к-он ҷо яке меҳтар аст,
Пур аз ҳавл шоҳ, аждаҳопайкар аст.

Саворони Эрон ҳама шоҳҷӯй,
Ниҳоданд яксар ба Заҳҳок рӯй.

Ба шоҳӣ бар ӯ офарин хонданд,
Варо шоҳи эронзамин хонданд.

Қаи[3] аждаҳофаш биёмад чу бод,
Ба эронзамин тоҷ бар сар ниҳод.

Аз Эрону аз тозиён лашкаре
Гузин кард гурдони ҳар кишваре,

---

[1] И — гардад. [2] Л — номҷӯеву. [3] ИЛ — яке.

Сӯи тахти Ҷамшед биниҳод рӯй,
Чу ангуштарӣ кард гетӣ бар ӯй.

Чу Ҷамшедро бахт шуд кундрав,
Ба танг оваридаш ҷаҳондори нав.

Бирафту бад-ӯ дод тахту кулоҳ,
Бузургиву дайҳиму ганҷу сипоҳ.

Ниҳон гашту гетӣ бар ӯ шуд сиёҳ,
Супурда ба Заҳҳок тахту кулоҳ.

Чу сад солаш андар ҷаҳон кас надид,
Зи чашми ҳама мардумон нопадид.

Садум сол рӯзе ба дарьёи Чин
Падид омад он шоҳи нопокдин[1].

Чу Заҳҳокаш овард ногаҳ ба чанг,
Яко-як надодаш замоне диранг.

Ба арра мар ӯро[2] ба ду ним кард,
Ҷаҳонро аз ӯ поку бебим[3] кард.

Ниҳон буд чанд аз дами аждаҳо.
Ба фарҷом ҳам з-ӯ наёмад раҳо.

Шуд он тахти шоҳиву он дастгоҳ,
Замона рабудаш чу беҷода коҳ[4].

Аз ӯ беш[5] бар тахти шоҳӣ кӣ буд[6],
Аз он[7] ранҷ бурдан чӣ омад-ш суд?

Гузашта бар ӯ солиён ҳафтсад,
Падид оваридаш басе[8] неку бад.

---

[1] И — покизадин. [2] ИЛ — саросар. [3] ИЛ — пок пурбим [4] Л — Рабудаш замона ҳам аз тахту гоҳ. [5] И — пеш. [6] И — набуд. [7] И — Бар он. [8] ИЛ — ҳама.

Чӣ бояд ҳаме зиндагонӣ дароз,
Ки гетӣ нахоҳад кушодан-т роз?

Ҳаме парваронад-т бо шаҳду[1] нӯш,
Ҷуз овози нармат наёяд[2] ба гӯш.

Яко-як чу гӯй, ки густурд меҳр,
Ки хоҳад намудан ба ман меҳр[3] чеҳр,

Ҳама[4] шод бошиву шодӣ[5] бад-ӯй,
Ҳама рози дил баркушодӣ бад-ӯй[6],

Яке нағз бозӣ бурун оварад,
Ба дил-т андар аз дард хун оварад[7].

Дилам сер шуд з-ин сарои сипанҷ,
Худоё, маро зуд бирҳон зи[8] ранҷ!

## ЗАҲҲОК

*Подшоҳии Заҳҳок ҳазор сол буд*

Чу Заҳҳок бар тахт шуд шаҳриёр,
Бар ӯ солиён анҷуман шуд ҳазор.

Саросар замона бад-ӯ гашт боз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз.

Ниҳон гашт оини фарзонагон,
Пароканда шуд номи девонагон.

Ҳунар хор шуд, ҷодуӣ арҷманд,
Ниҳон ростӣ, ошкоро газанд.

Шуда бар бадӣ дасти девон дароз,
Зи некӣ набудӣ сухан ҷуз ба роз.

---

[1] И — Ҳаме парваронад ба шаҳду ба; Л — Ҳаме парваридат або нозу. [2] ИЛ — наёрад. [3] ИЛ — ба бад низ. [4] И — Бад-ӯ, [5] **И — нозӣ**; Л — бодиву нози. [6] И — баркушой бар ӯй; Л — **Бияфзоядат сарфарозӣ** бад-ӯй.

[7] ТПЗ — Чунин аст кайҳони нопойдор,
Ту дар вай ба ҷуз тухми некӣ макор.

[8] Л — Ки огоз ганҷ асту фарҷом.

Ду покиза аз хонаи Ҷамшед
Бурун овариданд ларзон чу бед.

Ки Ҷамшедро ҳарду хоҳар буданд,
Сари бонувонро чу афсар буданд.

Зи пӯшидарӯён яке Шаҳрноз,
Дигар моҳрӯе[1] ба ном Арнавоз.

Ба айвони Заҳҳок бурдандашон,
Бад-он аждаҳофаш супурдандашон.

Бипарвардашон аз раҳи бадхӯӣ.[2]
Биёмӯхташон тунбалу ҷодуӣ[3].

Надонист худ ҷуз бад омӯхтан,
Ҷуз аз куштану ғорату сӯхтан.

Чунон буд, ки ҳар шаб ду марди ҷавон,
Чӣ кеҳтар, чӣ аз тухмаи паҳлавон,

Хӯришгар бибурдӣ ба айвони шоҳ
В-аз ӯ сохти роҳи дармони шоҳ.

Бикуштиву мағзаш бурун охтӣ[1],
Мар он аждаҳоро хӯриш сохтӣ.

Ду покиза аз кишвари[5] подшо,
Ду марди гаронмояи[6] порсо,

Яке номаш Армоили покдин,
Дигар ном Кармоили пешбин.

Чунон буд, ки буданд рӯзе ба ҳам,
Сухан рафт ҳаргуна аз бешу кам.

---

[1] ИЛ — покдоман. [2] ИЛ — ҷодуӣ. [3] Л — аз каҷҷӣ, бадхӯӣ;
ТПЗ — Бад-ин буд будьёни Заҳҳоки шум.
Ҷаҳон шуд мар ӯро чу як мӯҳра мум.
[4] ИЛ — бипардохтӣ. [5] И — гавҳари. [6] И — дурри гаронмояву.

Зи бедодгар шоҳу аз лашкараш,
В-аз он расмҳои бад андар х[в]араш.

Яке гуфт: «Моро ба холигарӣ
Бибояд бари шоҳ рафтоварӣ.

В-аз он пас яке чорае сохтан[1],
Зи харгуна андеша андохтан[2].

Магар з-ин ду танро, ки резанд хун,
Якеро тавон оваридан бурун».

Бирафтанду холигарӣ сохтанд,
Хӯришҳо ба андоза пардохтанд[3].

Хӯришхонаи подшоҳи ҷаҳон,
Гирифт он ду бедори хуррамниҳон[4],

Чу омад-ш[5] ҳангоми хун рехтан,
Ба ширинравон андар овехтан.

Аз он рӯзбонони мардумкушон,
Гирифта ду марди ҷавонро кашон.

Дамон*[1] пеши холигарон тохтанд,
Зи боло ба рӯй андар андохтанд.

Пур аз дард холигаронро ҷигар,
Пур аз хун ду дида, пур аз кина сар.

Ҳаме бингарид ин бад-он, он бад-ин,
Зи кирдору бедоди шоҳи замин.

Аз он ду якеро бипардохтанд,
Ҷуз ин чорае низ нашнохтанд.

---

[1] И — сохтӣ. [2] И — андохтӣ. [3] ИЛ — беандоза бишнохтанд.
[4] И — фаррухниҳон. [5] ИЛ — омад ба. *[1] М — занон.

Бурун кард мағзи сари гӯспанд,
Баромехт бо мағзи он[1] арҷманд.

Якеро ба ҷон дод зинҳору гуфт:
«Нигар, то биёрӣ[2] сар андар нуҳуфт.

Нигар, то набошӣ ба обод шаҳр,
Туро дар[3] ҷаҳон кӯҳу дашт аст баҳр».

Ба ҷон сараш з-он сари бебаҳо
Хӯриш сохтанд аз паи аждаҳо[4].

Аз ин гуна ҳар моҳиён сӣ ҷавон
Аз эшон ҳаме ёфтандӣ равон

Чу гирд омадандӣ[5] аз эшон дувист,
Бар он сон, ки нашнохтандӣ, ки кист,

Хӯришгар бар эшон бузе чанду меш
Бидодиву саҳро ниҳодиш пеш.

Кунун курд аз он тухма дорад нажод.
К-аз обод н-ояд ба дил бар-ш ёд.

Бувад хонаҳошон саросар палос,
Надоранд дар дил зи яздон ҳарос[6].

Пас онни Заҳҳоки вожунахӯй,
Чунон буд, ки чун мебудаш орзӯй.

Зи мардони ҷангӣ яке хостӣ,
Ба куштӣ, ки бо дев бархостӣ.

Куҷо[7] номвар духтари[8] хубрӯй,
Ба парда дарун пок бегуфтугӯй.

---

[1] Биёмехт бо ин сари. [2] Л — набозӣ. [3] ИЛ — аз. [4] Л — подшо. [5] И — омадӣ мард. [6] Л — б. 38 нест. [7] И — яке. [8] И — духтаре.

6—1366

Парастанда кардиш бар пеши хеш,
На расми кай буд, на оин, на кеш.

### АНДАР ХОБ ДИДАНИ ЗАҲҲОК ФАРИДУНРО

Чу аз рӯзгораш чиҳил сол монд,
Нигар, то ба сар бар-ш яздон чӣ ронд.

Дар айвони шоҳӣ шабе дерьёз,
Ба хоб андарун буд бо Арнавоз.

Чунон дид, к-аз шохи шоҳаншаҳон,
Се ҷангӣ падид омадӣ ногаҳон.

Ду меҳтар, яке кеҳтар андар миён,
Ба болон сарву ба чеҳри каён.

Қамар бастану рафтани[1] шоҳвор,
Ба ҷанг андарун гурзаи говсор.

Дамон[2] пеши Заҳҳок рафтӣ ба ҷанг,
Задӣ бар сараш гурзаи говранг.

Яко-як ҳамон гурди кеҳтар ба сол,
Зи сар то ба пояш кашидӣ дувол.

Бад-он зеҳ ду дасташ бубастӣ чу санг,
Ниҳодӣ ба гардан бараш полаҳанг.

Бад-ин хориву зориву гурму дард,
Пароканда бар торакаш хоку гард[3].

Ҳаме тохтӣ то Дамовандкӯҳ,
Кашону давон аз пас андар гурӯҳ.

---

[1] И — баставу рафтане. [2] И — Давон. [3] ИЛ — б. 51 нест.

Бупечид Заҳҳоки бедодгар,
Бидарридаш аз бим[1], гуфтӣ, ҷигар.

Яке бонг барзад ба хоб андарун,
Ки ларзон шуд он хонаи садсутун.

Биҷастанд хуршедрӯён зи ҷой,
Аз он ғулғули номвар кадхудой.

Чунин гуфт Заҳҳокро Арнавоз,
Ки: «Шоҳо, чӣ будат, бигӯй[2] ба роз.

Ба ором хуфта ту дар хони хеш,
Чӣ дидӣ, бигӯй, чӣ омад-т пеш?[3]

Ҷаҳоне саросар ба фармони туст,
Даду деву мардум нигаҳбони туст,

Замин, ҳафт кишвар ба шоҳӣ туруст,
Сари моҳ то пушти моҳӣ туруст.

Чӣ будӣ, к-аз он сон биҷастӣ зи ҷой,
Ба мо бозгуй, эй ҷаҳонкадхудой[4]?»

Ба хуршедрӯён сипаҳдор гуфт,
Ки: «Ин хобро боз бояд нуҳуфт.

Гар эдун, ки[5] ин достон бишнавед,
Шавадтон дил аз ҷони ман ноумед»

Ба шоҳи гаронмоя гуфт Арнавоз,
Ки: «Бар мо бибояд кушодан-т роз.

Тавонем кардан магар чорае,
Ки бе чорае нест патьёрае».

---

[1] Л — ҳавл. [2] Л — диди, бигуям. [3] И — Бад-ин-бар натарсидӣ аз ҷони хеш;

Л — Ту хуфта ба ором дар ҷои хеш,
Бад-ин сон натарсиди аз рои хеш.

[4] ИЛ — б. 60 нест. [5] Л — Агар аз ман.

Баровард пас ӯ[1] нихон аз нуҳуфт,
Ҳама хоб як-як[2] бад-эшон бигуфт.

Чунин гуфт бо номвар хубрӯй[3],
Ки: «Магзор инро, раҳи чора ҷӯй[4].

Нигини замона сари тахти туст,
Ҷаҳон равшан аз номвар бахти туст.

Ту дорӣ ҷаҳон зери ангуштарӣ,
Даду мардуму мурғу деву[5] парӣ.

Зи ҳар кишваре гирд кун бихрадон[6],
Зи ахтаршиносону аз мӯбадон[7].

Сухан сар ба сар мӯбадонро бигӯй,
Пижӯҳиш куну розҳо[8] бозҷӯй[9].

Нигаҳ кун, ки ҳуши ту бар дасти кист,
Зи мардум нажод[10] ар зи деву парист.

Чу донистиаш, чора кун[11] он замон,
Ба хира матарс аз бади бадгумон».

Шаҳи бадманишро[12] хуш омад сухун,
Ки он сарви симинбар[13] афканд бун.

Ҷаҳон аз шаби тира чун парри зоғ,
Ҳамон гаҳ сар аз кӯҳ барзад чароғ.

Ту гуфтӣ, ки бар гунбади[14] лоҷвард
Бигустурд хуршед ёқути зард.

Сипаҳбад ҳар он ҷо, ки буд мӯбаде,
Сухандону бедордил бихраде.

---

[1] ИЛ — Сипахбад кушод он. [2] Л — яксон. [3] Л — чораҷӯй [4] Л — Пижӯҳиш куну ростӣ боз ҷуй; И — ин роҳро, чора ҷӯй. [5] И — дому ҷинию унсу. [6] ИЛ — меҳтарон. [7] ИЛ — афсунгарон. [8] И — ростиро. [9] Л — Ниҳонӣ ҳама розҳоро биҷӯй. [10] ИЛ — мардум шумор. [11] Л — донистa шуд чора соз. [12] И — хушманишро; Л — пурманишро. [13] ИЛ — сарвбун посух. [14] ИЛ — кишвари.

Зи кишвар ба наздики хеш оварид,
Бигуфт он ҷигархаста хобе, ки дид.

Бихонду ба як ҷояшон гирд кард,
В-аз эшон ҳаме ҷуст дармони дард.

Бигуфто: «Маро зуд огаҳ кунед,
Равонро сӯи равшанӣ раҳ кунед».

Ниҳонӣ сухан кардашон хостор,
Зи неку бади гардиши рӯзгор.

Қи: «Бар ман замона кай ояд ба сар,
Қиро бошад ин тоҷу тахту камар?

Гар ин роз бар мо[1] бибояд кушод,
В-агар[2] сар ба хорӣ бибояд ниҳод».

Лаби мӯбадон хушку рухсора тар,*[1]
Забон пур зи гуфтор бо якдигар,*[2]

Қи: «Гар буданӣ бозгӯем рост,
Шавад ҷон ба як бору ҷон бебахост.

В-агар нашнавад буданиҳо[3] дуруст,
Бибояд ҳам акнун[4] зи ҷон даст шуст[5]».

Се рӯз андар он кор шуд рӯзгор,
Сухан кас наёраст кард ошкор.

Ба рӯзи чаҳорум барошуфт шоҳ,
Бар он мӯбадони намоянда роҳ,

Қи: «Гар зиндатон дор бояд бисуд,
В-агар[6] буданиҳо бибояд намуд!»

---

[1] Л — Нихон роз бар ман; И — Ки ин роз бар ман. [2] Л — Ва ё. [3] И — бишнавад гуфтанихо; Л — бишнавад буданихо. [4] И — эдун. [5] Л — Хам акнун бибояд рахи чора чуст. [6] И — Хама. *[1] М — сард. *[2] М — дард.

Ҳама мӯбадон сар фиканда нагун,
Ба ду нима[1] дил, дидагон[2] пур зи хун.

Аз он номдорони бисьёрҳуш
Яке буд бинодилу росткуш[3],

Хирадманду бедору Зирак ба ном,
Аз он мӯбадон ӯ задӣ пеш гом.

Дилаш тангтар гашту бебок шуд,
Кушода забон пеши Заҳҳок шуд.

Бад-ӯ гуфт! «Пардахта[4] кун сар зи бод,
Ки ҷуз маргро кас зи модар назод.

Ҷаҳондор пеш аз ту бисьёр буд,
Ки тахти меҳиро сазовор буд.

Фаровон ғаму шодмонӣ шумурд,
Чу рӯзи дарозаш сар омад, бимурд[5].

Агар бораи оҳанинӣ ба пой,
Сипеҳрат бисояд, намонӣ ба ҷой.

Қасеро бувад з-ин сипас тахти[6] ту,
Ба хок андарорад сари бахти[7] ту.

Куҷо номи ӯ Офаридун бувад,
Заминро сипеҳри ҳумоюн бувад.

Ҳанӯз он сипаҳбад зи модар назод,
Наёмад гаҳи тарсашу[8] сард бод.

Чу ӯ зояд аз модари пурҳунар,
Ба сони дарахте бувад борвар.

---

[1] ИЛ — Пур аз ҳавл. [2] И — дидашон. [3] И — бинодили тезгӯш. [4] Л — пардахт. [5] Ил — Бирафту ҷаҳон дигареро супурд. [6] И — бахти. [7] И — оварад ин сару тахти. [8] И — тарси ӯ.

Ба мардӣ[1] расад, баркашад сар ба моҳ,
Қамар ҷӯяду тоҷу тахту кулоҳ.

Ба боло шавад чун яке сарви бурз,
Ба гардан барорад зи пӯлод гурз.

Занад бар сарат гурзаи говрӯй,
Ба бандат дарорад зи айвон ба кӯй».

Бад-ӯ гуфт Заҳҳоки нопокдин,
«Чаро бандадам, чист бо ман-ш кин?»

Диловар бад-ӯ гуфт: «Гар бихрадӣ,
Қасе бебаҳона наҷӯяд[2] бадӣ.

Барояд ба дасти ту ҳуши падар-ш,
В-аз он дард гардад пур аз кина сар-ш.

Яке гов Бармоя хоҳад будан,
Ҷаҳонҷӯйро доя хоҳад будан.

Табаҳ гардад он ҳам ба дасти ту-бар,
Бад-ин кин кашад гурзаи[3] говсар».

Чу Заҳҳок бишнид, бикшод гӯш,
Зи тахт андарафтоду з-ӯ рафт ҳуш.

Гаронмоя аз пеши тахти баланд
Битобид рӯяш зи бими[4] газанд.

Чу омад дили тоҷвар боз ҷой,
Ба тахти каён[5] андаровард пой.

Нишони Фаридун ба гирди ҷаҳон
Ҳаме бозҷуст ошкору ниҳон.

На ором будаш, на хобу на х[в]ард,
Шуда рӯзи равшан бад-ӯ лоҷвард.

---

[1] И — ҷое. [2] И — насозад. [3] Кина бар сар занад. [4] ИЛ — Биёмад диле пур зи биму. [5] И — кай.

АНДАР ЗОДАНИ ФАРИДУН

Баромад бар ин[1] рӯзгоре дароз,
Ки шуд аждаҳофаш ба тангӣ фароз.

Хуҷаста Фаридун зи модар бизод,
Ҷаҳонро яке дигар омад ниҳод.

Биболид бар сони сарви саҳӣ,
Ҳаме тофт з-ӯ фарри шоҳаншаҳӣ.

Ҷаҳонҷӯй бо фарри Ҷамшед буд,
Ба кирдори[2] тобанда хуршед буд.

Ҷаҳонро чу борон ба бойистагӣ,
Равонро чу дониш ба шойистагӣ.

Ба сар-бар ҳаме гашт гардонсипеҳр,
Шуда ром бо Офаридун ба меҳр.

Ҳамон гов, к-аш ном Бармоя буд,
Зи говон варо бартарин поя буд.

Зи модар ҷудо шуд чу товуси нар,
Ба ҳар мӯй-бар тоза ранги дигар.

Шуда анҷуман бар сараш бихрадон,
Ситорашиносону ҳам мӯбадон;

Ки кас дар ҷаҳон гов чунон надид,
На аз пирасар кордонон шунид.

Замин кард Заҳҳок пур гуфтугӯй,
Ба гирди замин дар ҳамин ҷустуҷӯй.

Фаридун, ки будаш падар Отибин,
Шуда танг бар Отибин-бар замин.

---

[1] И — Сар омад бад-ин. [2] Ҷаҳонро чу.

Гурезону аз хештан гашта сер,
Баровехт ногох дар доми шер.

Аз он рӯзбонони нопокмард,
Тане чанд рӯзе бад-ӯ боз х[в]ард.

Гирифтанду бурдандy баста чу юз
Бар ӯ бар сар овард Заҳҳок рӯз.

Хирадманд моми Фаридун чу дид,
Ки бар ҷуфти ӯ — бар чунон бад расид[1],

Фаронак будаш ному фархунда буд,
Ба меҳри Фаридун дил оганда буд.

Равон гашту дилхаста аз[2] рӯзгор,
Ҳаме рафт гирьён сӯи[3] марғзор.

Куҷо номвар гови Бармоя буд,
Ки рахшанда бар тан-ш пероя буд.

Ба пеши нигаҳбони он марғзор
Хурӯшиду борид хун дар канор.

Бад-ӯ гуфт: «Ин кӯдаки ширхор
Зи ман рӯзгоре ба зинҳор дор.

Падарвораш аз модар андар пазир,
В-аз ин гови нағзаш бипарвар ба шир.

Агар[4] бора хоҳӣ, равонам туруст,
Гаравгон кунам ҷон бад-он, к-ат ҳавост».

Парастандаи бешаву гови нағз,
Чунин дод посух бад-он покмағз,

[1] ТПЗ — Зане буд ороиши рӯзгор,
Дарахте к-аз ӯ фарри шоҳӣ ба бор.

[2] И — дил хастаи. [3] И — пӯён бад-он. [4] ИЛ — Дигар.

Ки: «Чун банда дар пеши фарзанди ту
Бибошам пазирандаи панди ту».

Фаронак бад-ӯ дод фарзандро,
Бигуфташ бад-ӯ гуфтани пандро.[1]

Се солаш падарвор аз он гов шир
Ҳаме дод ҳушьёри зинҳоргир.

Нашуд сер Заҳҳок аз он ҷустуҷӯй,
Шуд аз гов гетӣ пур аз гуфтугӯй.

Давон модар омад сӯи марғзор,
Чунин гуфт бо марди зинҳордор[2],

Ки: «Андешае дар дилам эзадӣ
Фароз омадаст аз раҳи бихрадӣ.

Ҳаме кард бояд, к-аз он чора нест,
Ки фарзанду ширин равонам якест.

Бибуррам пай аз хоки ҷодусitон,
Шавам бо писар сӯи Ҳиндустон.

Шавам нопадид аз миёни гурӯҳ,
Мар инро барам то[3] ба Албурзкӯҳ[4].

Биёвард фарзандро чун наванд,
Чу ғурми жиён сӯи кӯҳи баланд.

Яке марди динӣ бад-он кӯҳ буд,
Ки аз кори гетӣ беандӯҳ буд.

Фаронак бад-ӯ гуфт: к-«Эй покдин,
Манам сӯгворе зи Эронзамин.

Бидон, к-ин гаронмоя фарзанди ман,
Ҳаме буд хоҳад сари анҷуман.

[1] И — б. 139 нест. [2] ИЛ — зинҳорхор. [3] ИЛ — Барам хубрухро.

[4] ТПЗ — Чу гуфт ин сухан хубрухро бибурд,
Зи бас доғи ӯ хуни дил месутурд.

Бибуррад сару тоҷ Заҳҳокро,
Супорад камарбанди ӯ хокро.

Туро буд бояд нигаҳбони ӯй,
Падарвор ларзанда бар ҷони ӯй».

Бипазруфт фарзанди ӯ некмард,
Наёвард ҳаргиз бад-ӯ боди сард.

Хабар шуд ба Заҳҳоки бадрӯзгор,
Аз он бешаву гову он марғзор.

Биёмад пур аз кина чун пили маст,
Мар он гови Бармояро кард паст.

Ҳама ҳарчӣ дид андар ӯ[1] чорпой,
Біяфканду з-эшон бипардохт ҷой.

Сабук сӯи хони Фаридун[2] шитофт,
Фаровон пижӯҳиду касро наёфт.

Ба айвони ӯ оташ андарфиканд,
Зи пой андаровард кохи баланд.

## ПУРСИДАНИ ФАРИДУН НАЖОДИ ХУДРО АЗ МОДАР

Чу бугзашт бар Офаридун ду ҳашт,
Зи Албурзкӯҳ андаромад ба дашт.

Бари модар омад пижӯҳиду гуфт,
Ки: «Букшой бар ман ниҳон аз нуҳуфт.

Бигӯ мар маро, то кӣ будам падар?
Киям ман, ба тухм аз кадомин гуҳар?!

[1] Л — Ҷуз он ҳарчи буд андар он. [2] ИЛ — Сӯи хонаи Офаридун.

Чӣ гӯям, киям[1] бар сари анҷуман?
Яке донишӣ достоне бизан».

Фаронак бад-ӯ гуфт, к-«Эй номҷӯй,
Бигӯям туро ҳарчӣ гуфтӣ, бигӯй.

Ту бишнос, к-аз марзи эронзамин
Яке мард буд номи ӯ Отибин.

Зи тухми каён буду бедор буд,
Хирадманду гурду[2] беозор буд.

Зи Таҳмураси гурд будаш нажод,
Падар бар падар-бар ҳаме дошт ёд.

Падар буд туро, мар маро нек шӯй,
Набуд рӯз равшан маро ҷуз бад-ӯй.

Чунон буд, ки Заҳҳоки ҷодупараст,
Аз Эрон ба ҷони ту ёзид даст.

Аз ӯ ман ниҳонат ҳаме доштам,
Чӣ моя ба бад рӯз бугзоштам.

Падар-т он гаронмоя марди ҷавон,
Фидо кард пеши ту ширин равон.

Абар китфи Заҳҳоки ҷоду ду мор
Бирасту баровард аз Эрон[3] димор.

Сари бобат аз мағз пардохтанд,
Мар[4] он аждаҳоро хӯриш сохтанд[5].

---

[1] Л — чиям. [2] Л — хирадманд гурди; И — хирадманд буду. [3] ИЛ — баромад зи мардум. [4] И — Ҳамон. [5] И — пас аз б. 172 ин б. омада:

Биёмад, бикушт он гаронмоя хор,
Табаҳ кард бар мо чунин рӯзгор

Саранҷом рафтам сӯи бешае,
Ки касро набуд эч[1] андешае.

Яке гов дидам чу хуррам баҳор[2],
Саропои ӯ пур зи[3] рангу нигор.

Нигаҳбони ӯ пой карда ба каш,
Нишаста ба пеш андарун шоҳфаш.

Бад-ӯ додамат рӯзгори дароз,
Ҳаме парваридат ба бар-бар ба ноз.

Зи пистони он гови товусранг
Барафрохтӣ чун диловар наҳанг.

Саранҷом з-он гову он марғзор,
Яко-як хабар шуд сӯи[4] шаҳриёр.

Зи беша бибурдам туро ногаҳон,
Гурезон зи Эрону аз хону мон.

Биёмад, бикушт он гаронмояро,
Чунон безабон[5] меҳрубон дояро.

В-аз айвони мо то ба хуршед хок
Бароварду кард аз[6] баландӣ мағок».

Фаридун барошуфту букшод гӯш,
Зи гуфтори модар баромад ба ҷӯш.

Дилаш пур зи дарду сараш[7] пур зи кин,
Бар абрӯ зи хашм андаровард чин.

Чунин дод посух ба модар, ки: «Шер
Нагардад магар б-озмудан[8] далер.

---

[1] Л — На касро на з-он беша. [2] ИЛ — боғи баҳор. [3] Л — Саропой найрангу. [4] И — бари. [5] Л — бовафо. [6] ИЛ — он. [7] И — гашти пурдарду ҷон; Л — сар. [8] Л — з-озмоиш.

Қунун карданӣ корд ҷодӯпараст,
Маро бурд бояд ба шамшер даст.

Бипӯям ба фармони яздони пок,
Барорам зи айвони Заҳҳок хок».

Бад-ӯ гуфт модар, ки: «Ин рой нест,
Туро бо ҷаҳон сар ба сар пой нест.

Ҷаҳондор Заҳҳок бо тоҷгоҳ,
Миён баста фармони ӯро сипоҳ.

Чу хоҳад зи ҳар кишваре сад ҳазор
Қамарбаста ояд,[1] кунад корзор.

Ҷуз ин[2] аст оини пайванду кин,
Ҷаҳонро ба чашми ҷавонӣ мабин.

Қи ҳар, к-ӯ набиди ҷавонӣ чашид,
Ба гетӣ ҷуз аз хештанро надид.

Бад-он мастӣ-андар диҳад сар ба бод,
Туро рӯз ҷуз шоду хуррам мабод.

Туро, эй писар, панди ман ёд бод,
Ба ҷуз гуфти модар дигар бод бод».[3]

ДОСТОНИ ЗАҲҲОҚ БО ҚОВАИ ОҲАНГАР

Чунон буд, ки Заҳҳок худ рӯзу шаб
Ба ёди Фаридун кушодӣ ду лаб.

Бад-он бурзу боло зи бими нишеб,
Дилаш з-Офаридун шуда пурниҳеб.

Чунон буд, ки як рӯз бар тахти оҷ,
Ниҳода ба сар-бар зи пирӯза тоҷ.

[1] ИЛ — ӯро. [2] Л — Чунин. [3] Л — б. 193 нест.

Зи ҳар кишваре меҳтаронро бихост,
Ки дар подшоҳӣ кунад пушт рост.

Аз он пас чунин гуфт бо мӯбадон,[1]
Ки: «Эй пурҳунар номвар[2] бихрадон,

Маро дар ниҳонӣ яке душман аст,
Ки бар бихрадон ин сухан равшан аст.[3]

Надорам ҳаме душмане хурду хор,
Битарсам ҳаме аз бади рӯзгор.[4]

Ҳаме з-ин фузун боядам лашкарӣ,
Ҳам аз мардуму ҳам зи деву парӣ.

Яке лашкаре хоҳам ангехтан,
Або девмардум баромехтан.

Бибояд бар ин буд ҳамдостон,
Ки ман ношикебам бад-ин достон.

Яке маҳзар акнун бибояд набишт,
Ки ҷуз тухми некӣ сипаҳбад[5] накишт.

Нагӯяд сухан ҷуз ҳама ростӣ,
Нахоҳад ба дод андар он костӣ.»

Зи бими сипаҳбад ҳама ростон,
Бад-он кор гаштанд ҳамдостон.

---

[1] И — меҳтарон. [2] И — богуҳар.

[3] ТПЗИ — Ба сол андакеву ба дониш бузург,
Гаве пурнажоду далере сутург.
Агарчӣ ба сол андак аст ин ҷавон,
Чунин гуфт мубад ба пеши гавон,
Ки душман агарчӣ бувад хору хурд,
Мар ӯро ба нодон набояд шумурд.

[4] И — пас аз б. 200 ин б. омада:

Битарсам, ки гирад ба ман-бар ҷаҳон,
Кунад мар маро аз бари гил ниҳон.

[5] Л — Заҳҳок ҷуз тухми некӣ.

Дар он маҳзари аждаҳо ногузир,
Гувоҳӣ набиштанд барнову пир.

Ҳамон гаҳ яко-як зи даргоҳи шоҳ
Баромад хурӯшидани додхоҳ.

Ситамдидаро пеши ӯ хонданд,
Бари номдорон-ш биншонданд.

Бад-ӯ гуфт меҳтар ба рӯи дижам,
Қи: «Баргӯй то аз кӣ дидӣ ситам?»

Хурӯшиду зад даст бар сар зи шоҳ,
Қи «Шоҳо, манам Қоваи додхоҳ!

Бидеҳ доди ман, омадастам давон,
Ҳаме нолам аз ту ба ранҷи равон.

Агар дод додан бувад кори ту,
Бияфзояд, эй шоҳ, миқдори ту.

Зи ту бар ман омад ситам бештар,
Занӣ ҳар замон бар дилам нештар.

Ситам гар надорӣ ту бар ман раво,
Ба фарзанди ман даст бурдан чаро?

Маро буд ҳаждаҳ писар дар ҷаҳон,
Аз эшон яке мондааст ин замон.

Бубахшову бар ман яке дарнигар,
Қи сӯзон шавад ҳар замонам ҷигар.

Шаҳо, ман чӣ кардам, яке бозгӯй,
В-агар бегуноҳам, баҳона маҷӯй.

Ба ҳоли ман, эй тоҷвар, дарнигар,
Маяфзой бар хештан дарди сар.

Маро рӯзгор инчунин куж кард,
Дили бесумеду сари пур зи дард.

Ҷавонӣ намондасту фарзанд нест,
Ба гетӣ чу фарзанд пайванд нест.

Ситамро миёну карона бувад,
Ҳам эдун ситамро баҳона бувад.

Баҳона чӣ дорӣ ту бар ман биёр,
Қи бар ман сиголӣ бади рӯзгор.[1]

Якс безиён марди оҳангарам,
Зи ноҳ оташ ояд ҳаме бар сарам.

Гу шоҳиву гар аждаҳопайкарӣ,
Бибояд бад-ин достон доварӣ.

Агар ҳафт кишвар ба шоҳӣ турост,
Ҷаро ранҷу сахтӣ ҳама баҳри мост?

Шуморет бо ман бибояд гирифт.
Бад-он то ҷаҳон монад андар шигифт.

Магар, к-аз шумори ту ояд падид,
Қи навбат ба фарзанди ман чун расид,

Қи морон-т-ро магзи фарзанди ман
Ҳаме дод бояд ба ҳар анҷуман».

Сипаҳбад ба гуфтори ӯ бингарид,
Шигифт омадаш, к-он суханҳо шунид[2].

Бад-ӯ боз доданд фарзанди ӯй,
Ба хубӣ бинҷустанд пайванди ӯй.

---

[1] ИЛ — б. 212—223 нест. [2] И — пас аз б. 230 ин б. омада:

Шукӯҳе ба дил-ш андар омад аз ӯй,
Бари мардум он марди бедодҷӯй.

Бифармуд пас Қоваро подшоҳ
Ки бошад бад-он маҳзар уро[1] гувоҳ.

Чу бархонд Қова ҳама маҳзараш,
Сабук суп пирони он кишвараш,

Хурӯшид, к-«Эй поймардони дев,
Бурида дил аз тарси кайҳонхидев,

Ҳама сӯи дӯзах ниҳодед руй,
Супурдед дилҳо ба гуфтори ӯй.

Набошам бад-ин маҳзар андар гувоҳ,
На ҳаргиз барандешам аз подшоҳ.»

Хурӯшиду барчаст ларзон зи ҷой.
Бидарриду биспард маҳзар ба[2] пой.

Гаронмоя фарзанди ӯ[3] пеши ӯй,
Аз айвон бурун шуд хурӯшон ба кӯй.

Меҳон шоҳро хонданд офарин,
Ки: «Эй номвар шаҳриёри замин,

Зи чархи фалак бар сарат боди сард
Наёрад гузаштан ба рӯзи набард,

Чаро пеши ту Қоваи хомгӯй,
Ба сони ҳамолон кунад сурх рӯй?

Хаме[4] маҳзари мо ба[5] паймони ту
Бидаррад, бупечад зи фармони ту?

Сару дил пур аз кина карду бирафт,
Ту гӯӣ, ки аҳди Фаридун гирафт[6].

Надидем мо кор з-ин зишттар,
Бимондем хира бад-ин кор-дар.»

[1] ИЛ — маҳзар — андар. [2] И — Бидаррид маҳзар бияфшурд. [3] Л — фарзанд буд. [4] Л — Хама. [5] Л — мову. [6] Л — б. 243 нест.

Қаи номвар посух овард зуд,
Ки: «Аз ман шигифте бибояд шунуд[1],

Ки чун Кова омад зи даргаҳ падид,
Ду гӯши ман овои ӯро шунид.

Миёни ману ӯ ба айвон дар аст,
Яке оҳанӯ кӯҳ[2] гуфтӣ бар аст.

Ҳам эдун чу ӯ зад ба сар-бар ду даст,
Шигифте маро дар дил омад шикаст.

Надонам, чӣ шояд будан з-ин сипас,
Ки рози сипеҳрӣ надонист кас?»

Чу Кова бурун омад аз пеши шоҳ,
Бар ӯ анҷуман гашт бозоргоҳ.

Ҳаме бархурӯшиду фарьёд хонд,
Ҷаҳонро саросар сӯи дод хонд.

Аз он чарм, к-оҳангарон пушти пой
Бипӯшанд ҳангоми захми дарой,

Ҳамон Кова он бар сари найза кард,
Ҳамон гаҳ зи бозор бархост гард.

Хурӯшон ҳаме рафт найза ба даст,
Ки: «Эй номдорони яздонпараст!

Касе к-ӯ ҳавои Фаридун кунад,
Сар аз банди Заҳҳок берун кунад.

Яко-як ба назди Фаридун шавем,
Бад-он сояи фарри ӯ биғнавем[3].

---

[1] И — пас аз б. 245 ин б. омада:

Ба пирони кишвар чунин гуфт шоҳ,
Ки «Тарсам, шавад рӯзи равшан сиёҳ».

[2] Л — кӯҳи охан ту. [3] ИЛ — б. 256 нест.

Бипуед, к-ин меҳтар Оҳарман аст,
Ҷаҳонофаринро ба дил душман аст!»

Бад-он бебаҳо носазовор пӯст,
Падид омад овои душман зи дӯст.

Ҳаме рафт пеш андарун марди гурд,
Сипоҳе бар ӯ анҷуман шуд на хурд

Бидонист худ к-Офаридун куҷост,
Сар андар кашиду ҳаме рафт рост.[1].

Биёмад ба даргоҳи солори нав,
Бидидандаш аз дуру бархост ғав.

Чу он пуст бар найза бардид кай,
Ба некӣ яке ахтар афканд пай.

Биёрост онро ба дебои Рум,
Зи гавҳар бар ӯ пайкару зар-ш бум.

Бизад бар сари хеш чун гирдмоҳ,
Яке фоли фаррух пай афканд шоҳ.

Фурӯ ҳишт з-ӯ сурху зарду бунафш,
Ҳаме хондаш «Қоваёнӣ дурафш».

Аз он пас ҳар он кас, ки бигрифт гоҳ,
Ба шоҳӣ ба сар барниҳодӣ кулоҳ,

Бар он бебаҳо чарми оҳангарон,
Баровехтӣ нав ба нав гавҳарон.

Зи дебои пурмояву парниён,
Бар он гуна гашт ахтари коваён,

Ки андар шаби тира хуршед буд,
Ҷаҳонро аз ӯ дил пуруммед буд.

[1] И — пас аз б. 260 ин б. омада:

Нишоне ҳаме чусту рафтӣ зи пеш,
Ки ёбад саранчом солори хеш.

Бигашт андар ин низ чанде ҷаҳон,
Ҳаме буданӣ дошт андар ниҳон.

Фаридун чу гетӣ бар он гуна дид,
Ҷаҳон пеши Заҳҳок вожуна дид,

Сӯи модар омад камар бар миён,
Ба сар барниҳода кулоҳи каён,

Ки: «Ман рафтаниям сӯи корзор,
Туро ҷуз ниёиш мабод эч кор.

Зи гетӣ ҷаҳонофарин бартар аст,
Бад-ӯ*[1] зан ба ҳар неку бад ҳарду даст.»

Фурӯ рехт об аз мижа модараш,
Ҳаме хонд бо хуни дил довараш.

Ба яздон ҳаме гуфт: «Зинҳор ман,
Супурдам ба ту,[1] эй ҷаҳондор, ман!

Бигардон зи ҷонаш ниҳеби бадон,[2]
Бипардоз гетӣ зи нобихрадон!»

Фаридун сабук сози рафтан гирифт,
Суханро зи ҳар кас нуҳуфтан гирифт.

Бародар ду будаш-ду фаррухҳамол,
Аз ӯ ҳарду озода меҳтар ба сол.

Яке буд аз эшон, Каёнуш ном,
Дигар, ном Пурмояи шодком.

Фаридун бар эшон сухан баркушод,
Ки: «Хуррам зиед,[3] эй далерону шод.

Ки гардун нагардад ба ҷуз бар беҳӣ,
Ба мо боз гардад кулоҳи меҳӣ.

---

[1] И — туро. [2] Л — бади човудон; И — бади, бадгумон. [3] И — бувед. *[1] М — дар ӯ.

Биёред донанда оҳангарон,
Яке гурз созанд моро[1] гарон.»

Чу букшод лаб, ҳарду биштофтанд,
Ба бозори оҳангарон тофтанд.

Аз он пеша ҳар кас, ки[2] буд номҷӯй,
Ба сӯи Фаридун[3] ниҳоданд рӯй.

Ҷаҳонҷӯй паргор бигрифт зуд,
В-аз он гурз пайкар бад-эшон намуд.

Нигоре нигорид бар хок пеш,
Ҳамэдун ба сони сари говмеш.

Бад-он даст бурданд оҳангарон,
Чу шуд сохта кори гурзи гарон,

Ба пеши ҷаҳонҷӯй бурданд гурз,
Фурӯзон ба кирдори хуршеди бурз.

Писанд омадаш кори пӯлодгар,
Бибахшидашон ҷомаву симу зар.

Ҳаме кардашон низ фаррух умед,
Басе додашон меҳтариро навид,

Ки гар аждаҳоро кунам зери хок,
Бишӯям шуморо сар аз гард пок.

Ҷаҳонро ҳама сӯи дод оварам[4],
Чу аз номи додор ёд оварам[5].

## РАФТАНИ ФАРИДУН БА ҶАНГИ ЗАҲҲОК

Фаридун ба хуршед бар бурд сар,
Ба кини падар танг басташ камар.

---

[1] Л — фармуд бояд. [2] И — Ҳар он кас к-аз он пеша. [3] И — Сӯи Офаридун. [4] И — оварем. [5] И — оварем; И — пас аз б. 293 ин байт омада:

Шуморо диҳам пояи меҳтарӣ,
Ба оҳангарон—бар диҳам бартарӣ.

Бурун шуд ба шодӣ ба хурдод рӯз,
Ба некахтару фоли гетифурӯз.

Сипоҳ анҷуман шуд ба даргоҳи ӯй,
Ба абр андаромад сари гоҳи ӯй.

Ба пилони гарданкашу говмеш
Сипаҳро ҳаме тӯша бурданд пеш[1].

Қаёнӯшу Пурмоя бар дасти шоҳ,
Чу кеҳтар бародар варо некхоҳ.

Ҳаме рафт манзил ба манзил чу бод,
Саре пур зи кина, диле пур зи дод.

Расиданд бар тозиёни наванд,
Ба ҷое ки яздонпарастон буданд.

Даромад дар [2] *[1] он ҷои некон фуруд,
Фиристод[3] наздики эшон дуруд.

Чу шаб тиратар гашт, аз он ҷойгоҳ
Хиромон биёмад яке некхоҳ.

Фурӯ ҳишта аз мушк то пой мӯй,
Ба кирдори ҳури биҳиштиш рӯй.

Суруше бад-ӯ омада аз биҳишт,
Ки то боз гӯяд бад-ӯ хубу зишт.

Сӯи меҳтар омад ба сони парӣ,
Ниҳонаш*[2] биёмӯхт афсунгарӣ,

Ки то[4] бандҳоро бидонад калид,
Кушода ба афсун кунад нопадид.

---

[1] И — б. 295—297 нест. [2] И — Пас омад бар. [3] И — фиристода.
[4] И — Куҷо. *[1] М — бад-ин. *[2] М — ниҳонӣ.

Фаридун бидонист, к-он эзадист,
На оҳарманиву на кори бадист[1].

Шуд аз шодмонӣ рухаш арғувон,
Ки танро ҷавон диду давлат ҷавон.

Хӯришҳо биёрост холигарон[2],
Яке пок хон аз дари меҳтарон[3].

Чу шуд нӯш хӯрда[4], шитоб омадаш,
Гарон шуд сараш, рои[5] хоб омадаш[6].

Чу он эзадӣ рафтани кори ӯй
Бидиданду он бахти бедори ӯй,

Бародар сабук ҳарду бархостанд,
Табаҳ карданашро биёростанд.

Яке кӯҳ буд аз бараш[7] — Бурзкӯҳ,
Бародар-ш ҳарду ниҳон аз гурӯҳ.

Ба поини кӯҳ шоҳ хуфта ба ноз,
Шуда як замон аз шаби дерьёз,

Ба кӯҳ бар шуданд он ду бедодгар,
В-аз эшон набуд ҳеҷ касро хабар[8].

Чу эшон аз он[9] кӯҳ канданд санг,
Бад-он то бикӯбад сараш бедиранг.

---

[1] И — На аз роҳи пайкору на бихрадист; Л — На аз роҳи пайкору дасти бадист. [2] И — холигаре; Л — Хӯриш нағз орост холигараш. [3] И — меҳтаре; Л — бари меҳтараш. [4] И — нушхора. [5] И — гашт сар суп. [6] И — пас аз б. 310 ин б. омада:

Намуданд дар хоб харҷ-аш расад,
Чу дид аз ҷаҳонҷуй ҳар неку бад.

[7] Л — санг буд аз буни.

[8] ТПЗИЛМ — Зи хоро биканданд санге гарон,
Надиданд мар* кори** бадро карон.

[9] Л — Давиданду аз.

*Л—он; **И—пайкори.

Аз он кӯҳ ғалтон фурӯ гоштанд,
Мар он хуфтаро кушта пиндоштанд.

Ба фармони яздон сари хуфтамард
Хурӯшидани санг бедор кард.

Ба афсун ҳамон санг бар ҷои хеш
Бубасту нағалтид як зарра[1] беш.

Бародар бидонист, к-он эзадист,
На аз роҳи бекору дасти бадист.

Фаридун камар басту андаркашид,
Накард он суханро бад-эшон падид.

Биронду будаш Қова пеши сипоҳ,
Бар афроз ронд ӯ аз он ҷойгоҳ.

Барафрошта коваёнӣ дурафш,
Ҳумоюн ҳамон хусравонӣ дурафш[2],

Ба Арвандруд[3] андаровард[4] рӯй,
Чунон чун бувад марди дайҳимҷӯй.

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро[5] Даҷла хон.

Дигар[6] манзил он шоҳи озодмард
Лаби Даҷлаву шаҳри Боғдод кард.

Чу омад ба наздики Арвандруд[7],
Фиристод зӣ рудбонон[8] дуруд.

Ки киштиву заврақ ҳам андар шитоб
Гузоред яксар бар ин рӯи об.

Бад-он тозиён гуфт пирӯзшоҳ,
Ки «Киштӣ барафкан ҳам акнун ба роҳ[9].

---

[1] Л — яке гом панход пеш. [2] Л — б. 322, 323 нест. [3] Л — Арванд. [4] И — Ниҳоданд яксар ба Арванд. [5] ИЛ — Аврандро. [6] ИЛ — сеюм. [7] ИЛ — Аврандруд. [8] И — рудпоён. [9] И — б. 329 нест.

Маро бо сипоҳам бад-он сӯ расон,
Аз инҳо якеро бад-ин сӯ намон.»

Наёвард киштӣ нигаҳбони руд,
Наёмад ба ғуфти Фаридун фуруд.

Чунин дод посух ки: «Шохи ҷаҳон
Чунин гуфт бо ман сухан дар ниҳон,

Маро гуфт киштӣ марон, то нахуст
Ҷавозе биёбӣ ба мӯҳрам дуруст».

Фаридун чу бишнид, шуд хашмнок,
Аз он жарфдарьё наёмад-ш бок.

Ба тундӣ миёни каёнӣ бубаст,
Бар он бораи шердил барнишаст.

Сараш тез шуд кинаву ҷангро,
Ба об андар афканд гулрангро.

Бубастанд ёрон-ш яксар камар,
Ҳам эдун ба дарьё ниҳоданд сар.

Бар он бодпоёни боофарин,
Ба об андарун ғарқа карданд зин.

Сари саркашон андаромад ба хоб,
Зи тозидани бодпоён ба об.

Ба об андарун тан, баровардa ёл,
Чунон чун шаби тира бози хаёл.[1]

Ба хушкӣ расиданд, сар кинаҷӯй
Ба Байт-ул-Муқаддас ниҳоданд рӯй.

Чу бар[2] паҳлавонӣ забон ронданд,
Ҳаме Ганги Дижхӯхташ[3] хонданд.

---

[1] Л — б. 340 нест. [2] И — Абар. [3] И — Ҳаме як ба як мидхаташ.

Ба тозй кунун «Хонаи пок» хон,
Бароварда айвони Заҳҳок дон.

Чу аз дашт наздики шаҳр омаданд,
Аз ин шаҳр ҷӯяндабаҳр омаданд.

Зи як мил кард Офаридун нигоҳ.
Яке кох дид андар он шаҳр шоҳ,

Ки айвон-ш бартар зи кайвон намуд,
Ту гуфтӣ ситора бихоҳад рабуд[1].

Фурӯзанда чун муштарӣ бар сипеҳр,
Ҳама ҷои шодиву орому меҳр.

Бидонист, к-он хонаи аждаҳост,
Ки ҷои бузургиву ҷои баҳост.

Ба ёрон-ш гуфт: «Он ки з-ин тирахок
Барорад чунин ҷо баланд аз мағок,

Битарсам ҳаме он ки бе ӯ ҷаҳон —
Яке роз дорад магар дар ниҳон.

Ҳамон беҳ, ки моро бар ин ҷои ҷанг[2]
Шитобидан ояд ба ҷои диранг».

Бигуфту ба гурзи гарон даст бурд,
Инон бораи тезтакро супурд.

Ту гуфтӣ, яке оташе шуд[3] дуруст[4],
Ки пеши нигаҳбони айвон бируст[5].

Гарон гурз бардошт аз пеши зин,
Ту гуфтӣ, ҳаме дарнавардад[6] замин.

---

[1] Л — бихоҳад бисуд. [2] Л — Набояд, ки моро дар ин ҷои ҷанг. [3] Л — магар оташ астӣ. [4] И — андар аст. [5] И — бираст. [6] ИЛ — барнавардад.

Ба асп андаромад ба кохи бузург,
Ҷаҳонносипарда ҷавони сутург.

Кас аз рӯзбонон ба дар бар намонд.
Фаридун ҷаҳонофаринро бихонд.

ДИДАНИ ФАРИДУН ХОҲАРОНИ ҶАМШЕДРО

Тилисме, ки Заҳҳок созида[1] буд,
Сараш б-осмон барфарозида[2] буд,

Фаридун зи боло фурӯд оварид,
Ки он ҷуз ба номи ҷаҳондор дид.

Яке гурзаи говпайкар[3] сараш
Зади, ҳаркӣ омад ҳаме дар[4] бараш[5].

В-аз он ҷодувон, к-андар айвон буданд,
Ҳама номвар наррадевон буданд[6].

Сароншон ба гурзи гарон кард паст,
Нишаст аз бари гоҳи ҷодупараст.

Ниҳода[7] бари тахти Заҳҳок пой,
Кулоҳи каӣ ҷусту[8] бигрифт ҷой.

Зи ҳар сӯ ба айвони ӯ бингарид,
Нишоне аз ӯ ҳеч гуна надид[9].

Бурун оварид аз шабистони ӯй,
Бутони сияҳчашми[10] хуршедрӯй.

Бифармуд шустан таноншон нахуст,
Равоншон пас аз тирагиҳо бишуст.

---

[1] ИЛ — созанда. [2] ИЛ — бар фарозанда. [3] ИЛ — говсар. [4] И — ӯ омадӣ ҳам. [5] Л — б. 359 нест. [6] И — б. 360 нест. [7] ИЛ — Ниҳод аз. [8] ИЛ — Ба пирӯзиву рой. [9] Л — б. 363 нест. [10] И — сияҳмун.

Раҳи довари пок бинмудашон,
Зи олудагиҳо биполудашон[1],

Ки парвардаи бутпарастон буданд,
Саросема бар сони мастон буданд.

Пас, он хоҳарони ҷаҳондор Ҷам,
Зи наргис гули сурхро дода нам.

Кушоданд бар Офаридун сухан,
Ки: «Нав[2] бош, то ҳаст гетӣ куҳан.

Чӣ ахтар буд ин аз ту, эй некбахт,
Чӣ борӣ? Зи шохи кадомин дарахт?

Ки эдун ба болини шер омадӣ,
Ситамгора марди далер омадӣ?

Чӣ моя кашидем ранҷу бало,
Аз ин аҳриманкеши[3] душаждаҳо.

Чӣ моя ҷаҳон гашт бар мо ба бад,
Зи кирдори ин ҷодуи камхирад.

Надидем кас, к-инчунин заҳра дошт,
Бад-ин ҷойгаҳ аз ҳунар баҳра дошт.

Қ-аш андешаи гоҳи ӯ омадӣ,
В-агар-ш орзӯ ҷоҳи ӯ омадӣ!»

Чунин дод посух Фаридун, ки: «Тахт
Намонад ба кас ҷовидона, на бахт.

Манам пури он некбахт[4] Отибин,
Ки Заҳҳок бигрифт аз эронзамин.

Бикушташ ба зориву ман кинаҷӯй
Ниҳодам сӯи тахти Заҳҳок рӯй.

---

[1] И — Аз олудагӣ низ полудашон. [2] И — ту. [3] И — Зи аҳарманикешн. [4] И — некдил; Л — некмард.

Хамон гови Бармоя, к-ам доя буд,
Зи пайкар танаш ҳамчу пероя буд.

Зи хуни чунин безабон чорпой,
Чӣ омад бар он марди нопокрой?

Қамар бастаам, лоҷарам ҷангҷӯй,
Аз Эрон ба кин андароварда рӯй.

Сарашро бад-ин гурзаи говчеҳр
Бикӯбам, на бахшоиш орам, на меҳр».

Суханҳо[1] чу бишнид з-ӯ Арнавоз,
Кушода шудаш бар дили пок роз.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳ Офаридун туӣ,
Ки вайрон кунӣ тунбалу ҷодуӣ[2].

Куҷо хуши Заҳҳок бар дасти туст,
Кушоди ҷаҳон аз[3] камарбасти туст.

Зи тухми каён мо ду пӯшида пок,
Шуда ром бо ӯ зи бими ҳалок.

Ҳаме хуфтану хост бо ҷуфти мор,
Чӣ гуна тавон бурдан, эй шаҳриёр?!»

Фаридун чунин посух овард боз,
Ки ««Гар чарх додам диҳад аз фароз[4],

Бибуррам паи аждаҳоро зи хок,
Бишӯям ҷаҳонро зи нопок[5] пок.

Бибояд шуморо кунун гуфт рост,
Ки он бебаҳо[6] аждаҳофаш куҷост?»

---

[1] И — Суханро. [2] И — пас аз б. 384 ин б. омада:

Туро покдодор бар пой кард,
Бад-он то барорӣ аз ин мард гард.

[3] ИЛ — Кушоиш ҷаҳонро. [4] ИЛ — бо боло чархро нест роз. [5] ИЛ — шуморо сар аз гард. [6] И — бехирад.

Бар ӯ хубрӯён кушоданд роз,
Магар аждаҳоро саромад ба гоз.

Бигуфтанд, к-«Ӯ сӯи Ҳиндустон
Бишуд, то кунад банд[1] ҷодустон[2].

Бибуррад сари бегуноҳон ҳазор,
Ҳаросон шудаст аз бади рӯзгор.

Куҷо гуфта будаш яке пешбин,
Ки пардахта монад зи ту ин замин.

Фаридун бигирад сари тахти ту,
Ҳам эдун фурӯ пажмурад бахти ту.

Дилаш з-он[3] зада фол пуроташ аст,
Ҳамон зиндагонӣ бар ӯ нохваш аст.

Ҳаме хуни дому даду марду зан
Бигирад, кунад дар яке обзан.

Магар, к-ӯ сару тан бишӯяд ба хун,
Шавад гуфти[4] ахтаршиносон нагун.

Ҳамон[5] низ з-он[6] морҳо бар ду кифт
Ба[7] ранҷи дароз аст, монда шигифт,

Аз ин кишвар ояд, ба дигар шавад,
Зи ранҷи ду мори сияҳ нағнавад.

Биёмад кунун гоҳи[8] боз омадан-ш,
Ки ҷое набошад фаровон будан-ш».

---

[1] И — банду. [2] И — пас аз б. 393 ин б. омада:

Зи бимат яке тупбал орад ба даст,
*Магар з-он тавонад зи банди ту раст.*
Зи ҳавли ту рӯзу шаб андар ҳарос
Ҳаме бошад, эй шохи некушинос.

[3] И — то. [4] ИЛ — фоли. [5] И — Чунон. [6] Л — Ҳама беш аз он. [7] И — Зи. [8] И — Ки омад кунун вақти.

Кушод он нигори ҷигархаста роз,
Ниҳода бад-ӯ гӯш гарданфароз.

### ДОСТОНИ ФАРИДУН БО ВАКИЛИ ЗАҲҲОК

Чу кишвар зи Заҳҳок будӣ тиҳӣ,
Яке моявар буд ба сони раҳӣ,

Ки ӯ доштӣ тахту ганҷу сарой,
Шигифте ба дилсӯзагӣ кадхудой.

Варо Кундрав хондандӣ ба ном,
Ба кундӣ задӣ пеши бедод гом.

Ба кох андаромад давон Қундрав,
Дар айвон яке тоҷвар дид нав.

Нишаста ба ором дар пешгоҳ,
Чу сарви баланд аз бараш гирдмоҳ.

Зи як даст сарви сиҳӣ Шаҳрноз,
Зи дасти дигар моҳрӯй Арнавоз.

Ҳама шаҳр яксар пур аз лашкараш,
Қамарбастагон саф зада бар дараш.

На осема гашту на пурсид роз,
Ниёишкунон рафту бурдаш намоз.

Бар ӯ[1] офарин кард, к-«Эй шаҳриёр,
Ҳамеша бизӣ, то бувад рӯзгор.

Хуҷаста нишастӣ ту бо фарраҳӣ,
Ки ҳастӣ сазовори шоҳаншаҳӣ.

Ҷаҳон, ҳафт кишвар, туро банда бод,
Сарат бартар аз абри боранда бод!»

---

[1] И — Яке.

Фаридун бифармуд, то рафт пеш,
Бигуфт ошкоро ҳама рози хеш.

Бифармуд шоҳи диловар[1] бад-ӯй,
Ки: «Рав, олати базми[2] шоҳӣ биҷӯй.

Набиз ору ромишгаронро бихон,
Бипаймой ҷому биёрой хон.

Касе к-ӯ ба ромиш сазон ман аст,
Ба базм андарун дилкушои[3] ман аст,

Биёр, анҷуман кун бари тахти ман,
Чунон чун бувад дархури бахти ман».

Суханҳо чу бишнид з-ӯ Кундрав,
Бикард, онҷӣ гуфташ ҷаҳондори нав.

Май равшан оварду ромишгарон,
Ҳам андархураш богуҳар меҳтарон.

Фаридун чу май хӯрду[4] ромиш гузид,
Шабе кард ҷашне, чунон чун сазид[5].

Чу шуд бомдодон равон Кундрав,
Бурун омад аз пеши солори нав.

Нишаст аз бари боран[6] роҳҷӯй,
Сӯи шоҳ Заҳҳок бинҳод рӯй.

Биёмад, чу пеши сипаҳбад расид.
Мар ӯро[7] бигуфт он чи диду шунид.

---

[1] Л — шоҳ Офаридун. [2] ИЛ — тахти. [3] ИЛ — дониш ҳамон дилкидон. [4] ИЛ — диду. [5] Л — пас аз б. 421 ин б. омада:

Май нобу овози чангу суруд,
Хаме дод мар ошиқонро дуруд.
Фаридун ба як даст, май дилнавоз,
Ба дасти дигар моҳрух-Арнавоз.
Нишаста бад-он тахти Заххок-бар,
Дилаш пур зи кина, пур аз бод сар,

[6] И — тозии. [7] ИЛ — Саросар.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳи гарданкашон,
Зи баргаштани корат омад нишон.

Се марди сарафроз бо лашкаре,
Фароз омаданд аз дигар[1] кишваре.

Аз ин се яке кеҳтар андар миён,
Ба болой сарву ба чеҳри каён.

Ба сол аст камтар[2], фузуниш беш,
Аз он меҳтарон ӯ ниҳад пой пеш.

Яке гурз дорад чу як лахти кӯҳ,
Ҳаме тобад андар миёни гурӯҳ.

Ба асп андаромад ба айвони шоҳ,
Ду пурмоя бо ӯ ҳам эдун ба роҳ.

Биёмад, ба тахти кай барнишаст,
Ҳама банду найранги ту кард паст.

Ҳар он кас, ки буд андар айвони ту,
Зи мардони марду зи девони[3] ту

Сар аз бора яксар фурӯ рехтшон,
Ҳаме[4] мағз бо хун баромехтшон».

Бад-ӯ гуфт Заҳҳок: «Шояд будан,
Ки меҳмон бувад, шод бояд будан».

Чунин дод посух варо пешкор,
Ки: «Меҳмон або[5] гурзаи говсор[6]

Ба мардӣ нишинад дар ороми ту,
Зи тоҷу камар бистарад номи ту.

---

[1] ИЛ — Биёмад давон аз дари. [2] ИЛ — кеҳтар. [3] — хешони; Л — гурдону аз наррадевони. [4] И — Ҳамон. [5] Л — меҳмону бо.

[6] ТПЗ — Ба меҳмонат ояд, ту з-ӯ кун ҳазар,
Гузашт ӯ зи меҳмон, нигаҳ дор сар.

Ба онни хеш оварад носипос,
Чунин гар ту меҳмон шиносӣ, шинос!»

Бад-ӯ гуфт Заҳҳок: Чандин манол,
Ки меҳмони густох беҳтар ба фол».

Чунин дод посух бад-ӯ Кундрав,
Ки: «Оре, шунидам. Ту посух шунав.

Гар ин номвар ҳаст меҳмони ту,
Чӣ кор асташ андар шабистони ту?

*Ки бо хоҳарони ҷаҳондор Ҷам*
Нишинад, занад рой бар бешу кам.

Ба як даст гирад рухи Шаҳрноз,
Ба дигар ақиқи лаби Арнавоз.

Шаби тирагун худ батар з-ин кунад,
Ба зери сар аз мушк болин кунад.

Чӣ мушк? Он ду гесӯи ду моҳи ту,
*Ки буданд ҳамвора дилхоҳи ту*».

Барошуфт Заҳҳок бар сони карг,
Шунид ин сухан, орзӯ кард марг.

*Ба дашноми зишту ба овози сахт,*
Ба тундӣ[1] бишӯрид бо[2] шӯрбахт.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳаргиз ту дар хони[3] ман
Аз ин пас набошӣ нигаҳбони[4] ман».

Чунин дод посух варо пешкор,
Ки: «Эдун гумонам[5] ман, эй шаҳриёр,

Қ-аз ин пас наёбӣ ту аз бахт[6] баҳр,
Ба ман чун диҳӣ кадхудоии шаҳр?

[1] ИЛ — Шигифте. [2] Л — он. [3] И — кори. [4] И — дигар ёри. гумони; Л — чунин гумонам. [6] ИЛ — он тахт ҳаргиз наёби

Чу бебаҳра бошӣ зи гоҳи меҳӣ,
Маро корсозандагӣ чун диҳӣ?

Зи гоҳи бузургӣ чу мӯй аз хамир
Бурун омадӣ, мехтаро, чора гир![1]

Чаро барнасозӣ ҳаме кори хеш,
Ки ҳаргиз наёмад чунин кор пеш.»

## БАНД КАРДАНИ ФАРИДУН ЗАҲҲОКРО

Ҷаҳондор Заҳҳок аз он гуфтугӯй,
Ба ҷӯш омаду тез[2] бинҳод рӯй.

Бифармуд, то барниҳоданд зин,
Бар он роҳпуёни[3] бориқбин.

Биёмад дамон бо сипоҳи гарон,
Ҳама наррадевону ҷанговарон.

Зи бероҳ мар кохро бому дар
Гирифту ба кин андаровард сар.

Сипоҳи Фаридун чу огаҳ шуданд,
Ҳама сӯи он роҳи бераҳ шуданд.

Зи аспони ҷангӣ фурӯ рехтанд,
Дар он ҷои тангӣ баровехтанд.

Ба ҳар[4] бому дар мардуми шаҳр буд,
Касе к-аш зи ҷанговарӣ баҳр буд

---

[1] И — б. 451 нест;
ТПЗ — Туро душман омад ба гоҳат нишаст,
*Яке гурзаи* говпайкар ба даст
Ҳама банду найранги Арҷанг бурд,
Дилором бигрифту гоҳат супурд.

[2] ИЛ — зуд. [3] ИЛ — Бад он бодпоёни. [4] ИЛ — Ҳама.

Ҳама дар ҳавон Фаридун буданд,
Ки аз ҷаври[1] Заҳҳок пурхун буданд.

Зи деворҳо хишту аз бом санг,
Ба кӯй андарун теғу тири ҳаданг —

Биборид чун жола з-абри саёҳ,
Қасеро[2] набуд бар замин ҷойгоҳ[3].

Ба шаҳр андарун ҳаркӣ барно буданд,
Чу пирон, ки дар ҷанг доно буданд,

Суи лашкари Офаридун шуданд,
Зи найранги Заҳҳок берун шуданд.

Зи овози гурдон битавфид кӯҳ,
Замин шуд зи наъли сутурон сутӯҳ.

Ба сар-бар зи гарди сияҳ абр баст,
Ба найза дили санги хоро бихаст[4].

Хурӯше баромад зи оташкада,
Ки бар тахт агар шоҳ бошад дада,

Ҳама пиру барнош фармон барем,
Яко-як зи гуфтори[5] ӯ нагзарем.

Нахоҳем бар гоҳ Заҳҳокро,
Мар он аждаҳодуши нопокро.

Сипоҳиву шаҳрӣ ба кирдори кӯҳ,
Саросар ба ҷанг андарун ҳамгурӯҳ.

Аз он шаҳри равшан яке тира гард[6]
Баромад, ки хуршед шуд лоҷвард[7].

Ҳам[8] аз рашк Заҳҳок шуд чораҷӯй,
Зи лашкар сӯи кох бинҳод рӯй.

---

[1] Л — дарди. [2] Л — Паеро; И — Ки пайдо. [3] Л — низ роҳ. [4] Л — б. 465, 466 нест. [5] И — фармони. [6] И — хок. [7] И — Баромад, [illegible] гашт хуршед пок. [8] И — Пас.

Ба оҳан саросар бипӯшид тан,
Бад-он то надонад кас аз анҷуман.

Баромад яко-як ба кохи[1] баланд.
Ба даст[2] андарун шасти ёзикаманд.

Бинид он сияҳ наргиси Шаҳрноз,[3]
Пур аз ҷодуӣ бо Фаридун ба ноз.[4]

Ду рухсора рӯзу ду зулфаш чу шаб,
Кушода ба нафрини Заҳҳок лаб.

Бидонист, к-он кор ҳаст эзадӣ,
Раҳоӣ наёбад зи дасти бадӣ.

Ба мағз андараш оташи рашк хост,
Ба айвон каманд андар афканд рост.

На аз тахт ёду на ҷон арҷманд,
Фурӯд омад аз боми кохи баланд.

Ҳамон тезханҷар[5] кашид аз ниём,
На бикшод розу на баргуфт ном.

Ба чанг андараш обгун дашна буд,
Ба хуни[6] паричеҳрагон ташна буд.

Зи боло чу пай бар замин барниҳод,
Биёмад Фаридун ба кирдори бод.

Бад-он гурзаи говсар даст бурд,
Бизад бар сараш[7], таркро кард[8] хурд.

Биёмад сурӯши хуҷаста дамон,
«Мазан,— гуфт, к-ӯро наёмад замон.

Ҳам эдун шикаста бубандаш чу санг,
Бубар то ду кӯҳ оядат пеш танг.

[1] Л — бар он боми. [2] Л — Ба чанг. [3] И — Арнавоз. [4] И -
[5] И — Ниҳон тира ханҷар. [6] И — ҷони. [7] И — бар сару. [8] Л — бишкаст.

Ба кӯҳ андарун беҳ бувад банди ӯй,
Наёяд бараш хешу пайванди ӯй».

Фаридун чу бишнид, н-осуд дер,
Қаманде биёрост[1] аз чарми шер.

Ба банде бубасташ ду дасту миён,
Ки накшояд он банд пили[2] жиён.

Нишаст аз бари тахти зарини ӯй,
Бияфканд нохуб оини ӯй.

Бифармуд кардан бадар бар хурӯш,
Ки: «Эй номдорони бо фарру ҳуш,[3]

Набояд, ки бошед бо сози ҷанг,
На з-ин[4] бора ҷӯяд касе ному нанг.

Сипоҳӣ набояд, ки бо пешавар,
Ба як рӯй ҷӯянд ҳарду ҳунар,

Яке корварзу дигар гурздор,
Сазовори ҳар кас падид аст кор.

Чу ин кори он[5] ҷӯяд, он[6] кори ин,
Пурошӯб гардад саросар замин.

Ба банд андар аст он ки нопок буд,
Ҷаҳонро зи кирдори ӯ бок буд.

Шумо дер монеду хуррам бувед,
Ба ромиш сӯи варзиши худ шавед![7]»

Шуниданд мардум суханҳои шоҳ,
Аз он пурҳунар марди бо дастгоҳ[8].

В-аз он пас ҳама номдорони шаҳр,
Қасеро, ки буд аз зару ганҷ[9] баҳр,

[1] Л — бар орост. [2] Л — шери; И — ӯ жандапили. [3] ИЛ — [illegible]ёрхуш. [4] Л — ин. [5] Л — ӯ. [6] Л — ӯ. [7] И — давед. [8] Л — б. 496 нест. И — б. 497 нест. [9] Л — Қасе к-аш буд аз ганҷу аз ном.

Бирафтанд бо ромишу хоста,
Ҳама дил ба фармон-ш ороста.

Фаридуни фарзона бинвохт-шон,
Зи роҳи хирад[1] пойгаҳ сохт-шон.

Ҳама[2] пандашон доду кард офарин,
Ҳаме ёд кард аз ҷаҳонофарин.

Хаме гуфт, к:-«Ин ҷойгоҳи ман аст,
Ба фол ахтари буматон[3] равшан аст[4],

Ки яздони пок аз миёни гуруҳ
Барангехт[5] моро зи Албурзкуҳ,

Бад-он то ҷаҳон аз бади аждаҳо
Ба фарри ман ояд шуморо[6] раҳо.

Чу бахшоиш оварди некидиҳаш,
Ба некӣ бибояд супурдан раҳаш.

Манам кадхудои ҷаҳон сар ба сар
Набояд[7] нишастан[8] ба якҷой-бар.

В-агарна ман эдар ҳаме будаме,
Басе бо шумо рӯз[9] паймудаме.»

Меҳон пеши ӯ хок доданд бӯс,
Зи даргоҳ бархост овои кӯс.

Ҳама шаҳр дида ба даргоҳ-бар,
Хурӯшон бар он рӯзи кутоҳ-бар,

Ки то аждаҳоро бурун оварид,
Ба банди[10] каманде[11] чунон чун сазид,

Дамодам бурун рафт лашкар зи шаҳр,
В-аз он шаҳр ноёфта ҳеч[12] баҳр.

---

[1] ИЛ — сазо. [2] ИЛ — Ҳаме. [3] И — бумашон. [4] Л — б. 502 нест. [5] И — Биёвард. [6] Л — фарру ба гурзи ман оянд. [7] Л — Нашояд. [8] И — Нашояд нишасте. [9] ИЛ — сол. [10] И — тундӣ. [11] Л — каманлаш. [12] ИЛ — шоҳ ноёфта шаҳр.

Бибурданд Заҳҳокро баста хор[1],
Ба пушти ҳаюне[2] барафканда зор[3].

Ҳаме ронд аз ин гуна то Шерхон,
Ҷаҳонро чу ин бишнавӣ, пир хон[4].

Басо рӯзгоро, ки дар кӯҳу дашт
Гузаштасту бисьёр хоҳад[5] гузашт.

Бад-он гуна Заҳҳокро баста сахт[6],
Сӯи Шерхон бурд бедорбахт[7].

Ҳаме ронд ӯро ба кӯҳ андарун,
Ҳаме хост, к-орад[8] сарашро нагун.

Биёмад ҳамон гаҳ хуҷаста сурӯш,
Ба хубӣ[9] яке роз гуфташ ба гӯш,

Ки: «Ин бастаро то Дамовандкӯҳ
Бубар ҳамчунин тозиён бегурӯҳ.

Мабар ҷуз касеро, ки нагзирадат,
Ба ҳангоми сахтӣ ба бар гирадат».

Биёвард Заҳҳокро чун нlivanд,
Ба кӯҳи Дамованд кардаш ба банд[10].

Чу банде бар он банд бифзуд низ,
Набуд аз бади бахт монида[11] чиз.

Аз ӯ номи Заҳҳок чун хок шуд,
Ҷаҳон аз бади ӯ ҳама пок шуд.

Гусиста шуд аз хешу пайванд ӯй,
Бимонда ба кӯҳ андарун банд ӯй[12].

Ба кӯҳ андарун ҷои тангаш гузид,
Нигаҳ кард ғоре бунаш нопадид[13].

---

[illegible] Л — зор. [2] Л — ҳаюнон. [3] Л — хор. [4] И — б. 513 нест. [5] И — [illegible] нахоҳад. [6] Л — даст. [7] Л — чун пили маст. [8] ИЛ — кардан. [illegible] — чарбӣ. [10] И — б. 520 нест. [11] Л — бахти ӯ монда. [12] Л — б. [illegible] 523 нест. [13] И — б. 521—524 нест.

Биёвард мисморҳои гарон,[1]
Ба ҷое ки мағзаш набуд андар он.

Фурӯ баст дасташ бад-он кӯҳ боз,
Бад-он то бимонад ба сахтӣ дароз.

Бимонд ӯ[2] бар ингуна овехта,
В-аз ӯ хуни дил бар замин рехта.

Биё, то ҷаҳонро ба бад наспарем,
Ба кӯшиш ҳама[3] дасти некӣ барем.

Набошад ҳаме неку бад пойдор,
Ҳамон беҳ, ки некӣ бувад ёдгор.

Ҳамон ганҷу динору кохи баланд,
Нахоҳад будан мар туро судманд.

Сухан монад аз ту[4] ҳаме ёдгор,
Суханро чунин хормоя мадор.

Фаридуни фаррух фаришта набуд,
Зи мушку зи анбар сиришта набуд.

Ба[5] доду деҳиш ёфт он некуӣ,
Ту доду деҳиш кун, Фаридун туӣ.

Фаридун зи коре ки кард эзадӣ,
Нахустин ҷаҳонро бишуст аз бадӣ.

Яке пештар банди[6] Заҳҳок буд,
Ки бедодгар[7] буду нопок буд,

Ва дигар, ки кини падар бозхост,
Ҷаҳон вижа бар хештан кард рост.

Се дигар, ки гетӣ зи нобихрадон
Биполуду бистуд зи дасти бадон.

[1] И — мисмори оҳангарон. [2] ИЛ — Бубасташ. [3] И — дига
[4] Л — мо, [5] Л — Зи. [6] Л — банди аввал зи. [7] И — нопорсо.

Чаҳоно, чӣ бадмеҳру бадгавҳарӣ,
Ки худ парварониву худ[1] бишкарӣ,

Нигаҳ кун, куҷо Офаридуни гурд,
Ки аз пир[2] Заҳҳок шоҳӣ[3] бибурд.

Бибуд дар ҷаҳон понсад[4] сол шоҳ,
Ба охир шуду монд аз ӯ ҷойгоҳ[5].

Бирафту ҷаҳон дигареро супурд,
Ба ҷуз ҳасрат аз даҳр чизе набурд.

Чунинем яксар кеҳу меҳ ҳама,
Ту хоҳӣ шубон бош, хоҳӣ рама.

## ФАРИДУН

*Подшоҳии Фаридун понсад сол буд*

### БАР ТАХТ НИШАСТАНИ ФАРИДУН

Фаридун чу[6] шуд бар ҷаҳон комгор,
Надонист ҷуз хештан шаҳриёр.

Ба расми каён тоҷу тахти меҳӣ
Биёрост бо кохи шоҳаншаҳӣ.

Ба рӯзи хуҷаста сари меҳру моҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ[7].

Замона беандӯҳ гашт аз бадӣ,
Гирифтанд ҳар як[8] раҳи эзадӣ.

Дил аз доварихо бипардохтанд,
Ба оини кай[9] ҷашни нав[10] сохтанд.

---

[1] Л — парваридаи хешро. [2] Л — тухми. [3] И — аз пеши Заххо ... [4] Л — Буд андар ҷаҳон панҷсад. [5] Л — Ба фарҷом рафт ... монд гоҳ. [6] Л — ки. [7] Л — б. 3 нест. [8] ИЛ — кас. [9] Л — Б... [10] И — ҷашнгоҳ.

Нишастанд фарзонагон шодком,
Гирифтанд ҳар як зи ёқут ҷом,

Май равшану чеҳраи шоҳи нав,
Ҷаҳон гашт равшан сари моҳи нав.

Бифармуд, то оташ афрӯхтанд,
Ҳама анбару заъфарон сӯхтанд.[1]

Парастидани Меҳргон дини ӯст,
Таносониву хӯрдан оини ӯст.

Кунун[2] ёдгор аст аз ӯ моҳи Меҳр,
Бикӯшу ба ранҷ эч манмой чеҳр.

Варо буд ҷаҳон солиён понсад,
Ки нафканд як рӯз буньёди бад.

Ҷаҳон чун бар ӯ барнамонд, эй писар,
Ту низ оз мапрасту[3] андӯҳ махвар.

Намонад, чунин дон, ҷаҳон бар касе,
Дар ӯ шодкомӣ наёбӣ басе.[4]

Фаронак на огоҳ буд з-ин ниҳон,
Ки фарзанди ӯ шоҳ шуд бар ҷаҳон.

Зи Заҳҳок шуд тахти шоҳӣ тиҳӣ,
Саромад бар ӯ рӯзгори меҳӣ.[5]

Пас огоҳӣ омад зи фаррухписар
Ба модар, ки фарзанд шуд тоҷвар.

Ниёишкунон шуд, сару тан бишуст,
Ба пеши ҷаҳондор омад нахуст.

Ниҳод он сараш паст бар хок-бар,
Ҳаме хонд нафрин ба Заҳҳок-бар.

---

[1] И — б. 7, 8 нест. [2] Л — Агар. [3] Л — Туро низ ин асту. [4] б. 13 нест. [5] И — беҳӣ.

Хаме офарин хонд бар кирдгор,
Бар он шодмон[1] гардиши рӯзгор.

Аз он пас[2] ҳар он кас, ки будаш ниёз,
Хаме дошт рӯзи бади хеш роз,

Ниҳонаш наво карду касро нагуфт,
Хамон[3] рози ӯ дошт андар нуҳуфт.

Яке[4] ҳафта з-ин гуна бахшид чиз,
Чунон шуд, ки дарвеш нашнохт низ.

Дигар ҳафта мар базмро кард соз,
Меҳонс, ки буданд гарданфароз[5].

Биёрост чун бӯстон хони хеш,
Меҳонро ҳама[6] кард меҳмони хеш.

Аз он пас ҳама ганҷи ороста
Фароз оварида[7], ниҳон[8] хоста.

Дари[9] ганҷҳоро кушодан гирифт,
Ниҳода ҳама, рои додан гирифт.

Кушодан дари ганҷро гоҳ дид,
Дирам хор шуд, чун писар шоҳ дид.

Ҳамон[10] ҷомаву гавҳари шоҳвор,
Ҳамон аспи тозӣ ба заррин узор[11]

Ҳамон ҷавшану хӯду зӯпину теғ,
Кулоҳу камар ҳам[12] набудаш дареғ.

Хама хоста бар шутур бор кард,
Дили пок сӯи ҷаҳондор кард.

Фиристод наздики фарзанд чиз,
Забоне пур аз офарин дошт низ[13].

---

[illegible] — Ба дил шод аз. [2] Л — Аз эшон. [3] Л — Ҳаме. [4] Л — Ба
[illegible] — [illegible] бадрахон дирам кард боз. [6] Л — ҳаме. [7] И — оварида
[illegible] — [illegible]ариданд аз. [9] Л — Сари. [10] ЛМ—Ҳама. [11] Л — заррин
[illegible] — худ. [13] Л — б. 30, 31, нест.

Чу он хоста дид шоҳи замин,
Бипазруфту бар мом кард офарин.

Бузургони лашкар чу бишнохтанд,
Бари шаҳриёри ҷаҳон тохтанд,

Ки: «Эй шоҳи пирӯзу яздоншинос,
Ситоиш[1] мар ӯрову з-ӯят сипос.

Чунин рӯз рӯзат фузун бод бахт,
Бадандешагонро нагун бод бахт![2]

Туро бод пирӯзӣ аз осмон!
Мабодо ба ҷуз доду некӣ гумон»!

В-аз он пас ҷаҳондидагон пеши шоҳ,
Зи ҳар гӯшае баргирифтанд роҳ.[3]

Ҳама зарру гавҳар баромехтанд,
Ба тахти[4] сипаҳбад фуру рехтанд.[5]

Ҳамон[6] меҳтарон аз ҳама кишвараш[7],
Бад-он хуррамӣ[8] саф зада бар дараш.

Зи яздон ҳама хонданд[9] офарин,
Бар он тоҷу тахту кулоҳу нигин.

Ҳама даст бардошта б-осмон,
Ҳаме хондандӣ ба некӣ[10] гумон,

Ки: «Ҷовид бодо чунин рӯзгор!
Барӯманд бодо чунин шаҳриёр!»

В-аз он пас Фаридун ба гирди ҷаҳон,
Бигардиду дид ошкору ниҳон[11].

---

[1] Л — Ниёиш. [2] Л — тахт. [3] ИЛ — б. 36, 37 нест. [4] Л — тоҷи. [5] И — ҳамерехтанд. [6] Л — Ҳама. [7] И — меҳтару кеҳтар аз. [8] Л — фаррахӣ; И — фаррухӣ. [9] ИЛ — ҳамехостанд. [10] Л — Ҷушода ба некӣ бар ӯ бар. [11] Л — б. 42—43 нест.

Хар он чиз, к-аз рохи бедод дид[1],
Хар он буму бар, к-он на обод дид[2],

Ба неки бубаст ӯ дару дасти[3] бад[4],
Чунон, к-аз рахи шахриёрон[5] сазад.

Биёрост гетӣ ба сони бихишт,
Ба чои гиё сарву гулбун бикишт.

Зи Омул гузар сӯи Таммеша кард.
Нишаст андар он номвар беша кард.

Кучо, к-аз чахон Кӯс хонӣ хаме,
Чуз ин ном низаш надонӣ хаме.

ФИРИСТОДАНИ ФАРИДУН ЧАНДАЛРО
БА ЯМАН

Зи солаш чу як панчах андар кашид[6].
Се фарзандаш омад гиромӣ падид[7].

Ба бахти чахондор харсе писар,
Се фаррухнажод аз дари[8] точи зар.

Ба боло чу сарву ба рух чун бахор[9],
Ба хар чиз монандаи шахриёр.

Аз ин се ду покиза аз Шахрноз,
Яке кехтар аз хубчехр[10] Арнавоз.

Падар низ нокарда аз ноз ном,
Хаме пеши пилон ниходанд гом.

Аз он пас[11] бад-эшон нигах кард шох,
Ки гаштанд[12] зебои тахту кулох.

---

ИЛ — буд. [2] ИЛ — буд. [3] Л — бубасташ аз ӯ рохи. [4] И — Ба [illegible] подшох даст зад. [5] И — подшохӣ; Л — подшохон. [6] И — [illegible] [7] И — дашт. [8] Л — аз паи. [9] И — нигор. [10] Л — хубрух. [11] Л — Аз он сон. [12] И — Ки буданд.

Фаридун аз он номдорони хеш
Якеро гаронмоятар хонд[1] пеш.

Қуҷо номи ӯ Ҷандали роҳбар,
Ба ҳар кор дилсӯз бар шоҳ-бар.

Бад-ӯ гуфт: «Баргард гирди ҷаҳон,
Се духтар гузин аз нажоди меҳон.

Ба хубӣ сазон се фарзанди ман,
Чунон чун бишоянд пайванди ман.

Падар ном нокарда аз нозашон,
Бад-он то нахонанд б-овозашон[2]

Се хоҳар зи як модару як падар,
Паричеҳраву поку хусравгуҳар.

Ба болову дидор ҳар се яке,
Ки инро надонанд аз он андаке[3]».

Чу бишнид Ҷандал зи хусрав сухун,
Яке рои покиза афканд бун,

Ки бедордил буду покизамағз[4],
Забончарбу шонстан кори нағз.

Зи пеши сипаҳбад бурун шуд ба роҳ,
Або чанд тан мар варо некхоҳ[5].

Яко-як зи Эрон сар андаркашид,
Пижуҳиду ҳар гуна гуфту шунид.

Ба ҳар кишваре, к-аз ҷаҳон меҳтаре
Ба парда дарун доштӣ духтаре.

Нуҳуфта биҷустӣ ҳама розашон,
Шунидӣ ҳама ному овозашон.

---

[1] Л — гаронмоя бархонд. [2] Л — нахонад ба овозашон. б. 61 нест. [4] И — бисьёрмағз; Л — бедормағз. [5] ИЛ — б. 64

Зи деҳқони пурмоя касро надид,
Ки пайвастаи Офаридун сазид.

Хирадманду равшандилу поктан,[1]
Биёмад бари[2] Сарв-шоҳи Яман.

Нишон ёфт Ҷандал мар ӯро дуруст,
Се духтар чунон чун Фаридун биҷуст.

Хиромон биёмад ба наздики Сарв,
Ба шодӣ чу пеши гул ояд тазарв.[3]

Заминро бибӯсиду пӯзиш намуд,
Бар он меҳтарӣ[4] офарин барфузуд.

Ки: «Ҷовид бодо сарафроз шоҳ!
Ҳамеша фурӯзандаи тоҷу гоҳ![5]»

Ба Ҷандал чунин гуфт шоҳи Яман,
Ки: «Бе офаринат мабодо даҳан.

Чӣ пайғом дорӣ, чӣ фармон[6] диҳӣ?
Фиристодаӣ, ё гиромӣ меҳӣ»?[7]

Бад-ӯ гуфт Ҷандал ки: «Хуррам бадӣ,
Ҳамеша зи ту дур дасти бадӣ!

Аз Эрон яке кеҳтарам чун шаман,
Паём оварида ба шоҳи Яман.

Дуруди[8] Фаридуни фаррух диҳам,
Сухан ҳарчӣ пурсим[9], посух диҳам.

Туро офарин аз Фаридуни гурд,
Бузург он касе, к-ӯ надорад-ш хурд.

Маро[10] гуфт, шоҳи Яманро бигӯй,
Ки бар гоҳ то мушк бӯяд[11], бибӯй.

---

[1] Л — шодтан. [2] И — суи. [3] Л — б. 70, 71 нест. [4] ИЛ — кеҳтарӣ. [5] ИЛ — б. 73 нест. [6] Л — посух. [7] Л — аз кадомин раҳӣ? [8] Л — [illegible] аз. [9] ИЛ — пурсӣ ту. [10] Л — Ба ман. [11] Л — бошад.

Ҳамеша тан озод бодат зи ранҷ,
Пароканда ранҷу бароганда ганҷ[1].

Бидон, эй сари мояи тозиён,
Қ-аз ахтар бувӣ[2] ҷовидон безиён,

Қи ширинтар аз ҷону фарзанду чиз
Ҳамоно, ки чизе набошад баниз.

Писандидатар кас зи фарзанд нест,
Чу пайванди фарзанд пайванд нест.

Ба се дида андар ҷаҳон гар кас аст,
Се фарзанди моро се дида бас аст[3].

Гиромитар аз дида онро шинос,
Қи дида ба дидан-ш дорад сипос.»

Чӣ гуфт он хирадманди покизамағз,
Қуҷо достон зад зи пайванд нағз,

Қи пайванд касро наёростам,
Магар, к-аш беҳ аз хештан хостам.

Хирадьёфта марди некисигол,
Ҳаме дӯстиро биҷӯяд[4] ҳамол.

Чу хуррам ба мардум бувад рӯзгор,
На некӯ бувад бесипаҳ шаҳриёр.

Маро подшоҳии ободи ҳаст,
Ҳамон ганҷу мардиву нерӯи даст[5].

Се фарзанди шоистаи тоҷу гоҳ
Хирадманду бодонишу дастгоҳ.

Зи ҳар кому ҳар хоста бениёз,
Ба ҳар орзӯ дасти эшон дароз.

[1] Л — б. 81 нест. [2] И — туй. [3] ИЛ — б. 84, 85 нест. [4] Л — над. [5] Л — ганҷи шоҳиву буньёд ҳаст.

Мар ин се гаронмояро дар нуҳуфт
Бибояд ҳаме шоҳзода се ҷуфт.

Зи корогаҳон огаҳӣ ёфтам,
Бад-ин огаҳӣ тез биштофтам.

Куҷо аз паси парда пӯшидарӯй
Се покиза дорӣ ту, эй номҷӯй.

Мар он ҳар серо нуз[1] нокарда ном,
Чу бишнидам ин, шуд дилам шодком,

Ки мо низ номи се фаррухнажод,
Чу андархур ояд, накардем ёд.

Кунун ин гиромӣ ду гуна гуҳар,
Баромехт бояд або якдигар.

Се пӯшидарухро[2] се дайҳимҷӯй
Сазо дар сазо кор[3] бегуфтугӯй.

Фаридун паёмам бар ин гуна дод,
Ту посух гузор,[4] он чӣ ояд-т ёд.

Паёмаш чу бишнид шоҳи Яман,
Бипажмурд чун з-оби ганда саман.

Ба дил[5] гуфт чун пеши болини ман
Набинад се моҳ ин ҷаҳонбини ман,

Маро рӯзи равшан шавад тирашаб,
Набояд кушодан ба посух ду лаб.

Кушода бар эшон бувад рози ман,
Ба ҳар кор бошанд анбози ман.

Шитобе набояд ба посух кунун,
Маро чанд роз аст бо раҳнамун.

Л — низ. [2] И — пӯшидарӯю; Л — пушидаро бо. [3] И — Ба х
[illegible] сазовор; Л — Сазоро сазовор. [4] Л — кун аз. [5] Л — Ҳаме.

Фиристодаро ҷойгоҳе гузид,
Пас онгаҳ ба кор андарун бингарид.

Биёмад дари бор додан бубаст,
Ба анбӯҳи андешагон дарнишаст.

Фаровон кас аз дашти найзаварон
Бари хеш хонд озмуда сарон.

Нуҳуфта бурун оварид аз нуҳуфт,
Ҳама розҳо пеши эшон бигуфт,

Ки: «Моро зи гетӣ зи пайванди[1] хеш
Се шамъ аст равшан ба дидор пеш[2].

Фаридун фиристод зӣ ман[3] паём,
Бигустурд пешам яке хуб дом.

Ҳаме кард хоҳад зи чашмам[4] ҷудо,
Яке рой хоҳам задан бо шумо.

Фиристода гӯяд, чунин[5] гуфт шоҳ,
Ки моро се шоҳ[6] аст зебон[7] гоҳ

Гироянда мехру пайванди ту,
Ба се рӯйпӯшида фарзанди ту.

Агар гӯям, орею дил з-он тиҳӣ,
Дуруғ эч*[1] н-андархӯрад бо шаҳӣ.[8]

В-агар орзӯҳо[9] супорам бад-ӯй,
Шавад дил пуроташ, пур аз об рӯй.[10]

Б-агар сар бупечам зи гуфтори ӯй,
Ҳаросон шавад дил зи озори ӯй.

Қасе к-ӯ бувад шаҳриёри замин,
На бозист[11] бо ӯ сиголид кин.

---

[1] Л — се фарзанд. [2] Л — зи дидор беш. [3] Л — зӣ мон. [4] ИЛ — пешам. [5] И — ҳаме. [6] И — мох. [7] ИЛ — бо тоҷу. [8] Л — Дурӯғе на андархурад бо меҳи. [9] Л — орзӯро. [10] Л — Шавад дил-ш пуроташу гуфтугӯй. [11] ИЛ — Ба ранҷ аст. *[1] М — он.

Шунид он сухан мардуми роҳҷӯй,
Ки Заҳҳокро з-ӯ чӣ омад ба рӯй.

Аз ин дар сухан[1] ҳарчитон аст ёд,
Саросар ба ман-бар бибояд кушод».

Ҷаҳонозмуда диловар сарон,[2]
Кушоданд як-як[3] ба посух забон.

Ки: «Мо ҳамгинон ин набинем рой,
Ки ҳар бодро ту биҷунбӣ зи ҷой.

Агар шуд Фаридун чунин шаҳриёр,[4]
На мо бандагонем бо гӯшвор.

Сухан гуфтану ранҷиш оини мост,
Инону синон тофтан дини мост.

Ба ханҷар заминро маистон кунем,
Ба найза ҳаворо наистон кунем.

Се фарзанд гар бар ту аст арҷманд,
Дари ганҷ[5] букшову лабро бубанд.

В-агар чорае кард[6] хоҳӣ ҳаме,
Битарсӣ аз ин подшоҳӣ ҳаме,

Аз ӯ орзӯҳои пурмоя ҷӯй,
Ки кирдори ӯро[7] набинанд рӯй».

Чу бишнид аз он кордонон сухун,
На сар дид онро ба гетӣ, на[8] бун.

ПОСУХ ДОДАНИ ШОҲИ ЯМАН ҶАНДАЛРО

Фиристодаи шоҳро пеш хонд,
Фаровон суханро[9] ба хубӣ[10] биронд,

[1] И — достон. [2] И — гавон. [3] И — яксар. [4] Л — ҷаҳони
[5] — Сари бадра. [6] Л — ёр. [7] И — Онро. [8] Л — дид кин
[9] Л — суханҳо. [10] И — ҷарбӣ.

Ки: «Ман шаҳриёри туро кеҳтарам,
Ба ҳар-ч ӯ[1] бифармуд, фармон барам.

Бигӯяш, ки гарчӣ ту ҳастӣ баланд,
Се фарзанди ту бар ту ҳаст арҷманд.

Писар худ гиромӣ бувад шоҳро,
Ба вижа, ки зебо бувад гоҳро.

Сухан ҳарчӣ гуфтӣ, пазирам ҳаме,
Зи фарзанд[2] андоза гирам ҳаме.

Агар подшо дида хоҳад зи ман,
В-агар дошти гурдону тахти Яман,

Маро хортар з-он ки фарзанди хеш
Набинам ба ҳангоми боист пеш.

Пас ар[3] шоҳро инчунин аст ком,
Нашояд задан ҷуз ба фармон-ш гом.

Ба фармони шоҳ ин се фарзанди ман,
Бурун он гаҳ ояд зи пайванди ман,

Куҷо ман бубинам се шоҳи туро,
Фурӯзандаи тоҷу гоҳи туро.

Биёянд шодон ба[4] наздики ман,
Шавад равшан ин ҷони торики ман.

Шавад шодмон дил зи[5] дидорашон,
Бубинам равонҳои бедорашон.

Пас он гаҳ се равшан ҷаҳонбини ман,[6]
Бад-эшон супорам ба оини ман.[7]

Чу бинам[8][*1] кишон дил[9] пур аз дод ҳаст,
Ба зинҳорашон даст гирам ба даст.

---

[1] Л — Ба ҳар ч-ам. [2] ИЛ — духтар ман. [3] ИЛ — Агар. [4] ИЛ — Ба шодӣ биёянд. [5] Л — ба. [6] Л — хеш. [7] Л — Супорам бад-эшон ба оини хеш. [8] И — Бубинам. [9] Л — Бубинам, ки дилшон. [*1] М — Бубинам.

Гар ояд ба дидори эшон ниёз,
Фиристам сабукшон бари[1] шоҳ боз».

Сароянда Ҷандал чу посух шунид,
Бибусид тахташ чунон, чун сазид.

Пур аз офарин лаб зи айвони ӯй
Сӯи шаҳриёри ҷаҳон кард рӯй.

Биёмад, чу назди Фаридун расид,
Бигуфт, он куҷо гуфту посух шунид.[2]

Се фарзандро хонд шоҳи ҷаҳон,
Нуҳуфта бурун оварид аз ниҳон.

Аз он рафтани Ҷандалу[3] рои хеш
Суханҳо ҳама пок бинҳод пеш.

Чунин гуфт к:—«Ин[4] шаҳриёри Яман,
Сари анҷуман, Сарви сояфикан.

Зи[5] носуфтагавҳар се духтар-ш буд,
Набудаш писар, духтар афсар-ш буд.

Суруш ар биёбад чу эшон арӯс,
Магар пеши ҳарсе диҳад[6] хок бӯс.

Зи баҳри шумо аз падар хостам,
Суханҳои боиста оростам.

Кунунтон бибояд бари ӯ шудан,
Зи ҳар бешу кам рои фаррух задан.

Сароянда бошеду бисьёрҳуш,[7]
Ба гуфтори ӯ барниҳода ду гӯш.

---

[1] И — сӯи.

[2] И — Биёмад, бари Офаридун расид,
Ба гуфтори ӯ гуфтугӯ посух шунид.

[3] [illegible] — [illegible] [illegible]янда Ҷандал ҳам аз. [4] И — пас. [5] ИЛ — Чу. [6] Л — Ди[illegible] [illegible] бари ҳар яке. [7] И — бедорҳуш.

Ба чарбӣ[1] суханҳош посух диҳед,
Чу пурсад сухан,[2] рои фаррух ниҳед.[3]

Аз эро, ки парвардаи подшо
Набояд, ки бошад магар порсо.

Сухангӯю равшандилу покдин,
Ба коре ки пеш оядаш пешбин.[4]

Забон ростиро биёроста,
Хирад хоста, ганҷ нохоста.[5]

Шумо ҳарчи гӯям, зи ман бишнавед,
Агар кор бандед, хуррам бувед.[6]

Яке жарфбин аст шоҳи Яман,
Ки чун ӯ набошад ба хар анҷуман.

Сухангӯю равшандилу поктан,
Сазои сутудан ба ҳар анҷуман.[7]

Ҳамаш ганҷи бисьёру ҳам лашкар аст,
Ҳамаш донишу рою ҳам афсар аст.

Набояд, ки ёбад шуморо забун,
Ба кор оварад марди доно фусун.

Ба рӯзи нахустин яке базмгоҳ
Бисозад, шуморо диҳад пешгоҳ.

Се хуршедрухро чу боғи баҳор,
Биёрад пур аз бӯю рангу нигор.

Нишонад бар он тахти шоҳаншаҳӣ,
Се хуршедрухро чу[8] сарви саҳӣ.

---

[1] Л — Чу пурсад. [2] Л — Бари ӯ ҳама. [3] И — дихед. [4] 157, 159 нест. [5] ИЛ — карда бархоста. [6] ИЛ — шавед. [7] Л — нест. [8] И — хуршедро бо се.

Ба болову дидор ҳарсе яке,
Ки аз маҳ надонанд боз андаке.

Аз ин[1] ҳарсе кеҳтар бувад пешрав,
Меҳин аз пасу дар миён моҳи нав.

Нишинад кеҳин назди меҳтарписар,
Меҳин боз назди кеҳин тоҷвар.

Миёна нишинад ҳам андар миён,
Бидон, к-ат зи дониш наёяд зиён.

Бипурсад шуморо, к-аз ин се ҳамол,
Қадомин шиносед меҳтар ба сол.

Миёна кадом асту кеҳтар кадом,
Бибояд бад-ин гунашон бурд ном.

Бигӯед, к-он бартарин кеҳтар аст,
Меҳинро нишастан на андарх[в]ар аст.

Миёна худ андар миён аст рост,
Биёмад[2] туро кору[3] пайкор кост».[4]

Гаронмояву[5] пок ҳарсе писар,
Ҳама дил ниҳода ба гуфти падар.

Зи пеши Фаридун бурун омаданд,
Пур аз донишу пурфусун омаданд.

Ба ҷуз рою дониш чӣ андарх[в]ард,
Писарро, ки чунон[6] падар парварад.[7]

---

[1] ИЛ — он. [2] Л — Барояд. [3] И — кому.

[4] ТПЗ — Бар ин гуна ронед яксар сухан,
Зи хуршедрӯёни сарви чаман.
Бад-ин гуфтанихои ман бигравед,
Ҳам ин розҳои маро бишнавед.
Ки фарҳангатон ҳасту арҷи ҳунар,
Бидонед инро хама дар ба дар.

[5] [illegible] — Гаронмоягон; Л — Гаронмоян. [6] Л — чун худ.

[7] ТП — Сӯи хона рафтанд ҳарсе чу бод,
Шаб омад, бихуфтанд пирӯзу шод.

### РАФТАНИ ПИСАРОНИ ФАРИДУН НАЗДИ ШОҲИ ЯМАН

Бирафтанду ҳарсе биёростанд,[1]
Або хештан мўбадон[2] хостанд[3]

Қашиданд бо лашкари чун сипеҳр,
Ҳама номдорони хуршедчеҳр.

Чу аз омаданшон шуд огоҳ Сарв,
Биёрост лашкар чу парри[4] тазарв.

Фиристодашон лашкари гашн пеш,
Чи бегона фарзонагону чи хеш.

Шуданд ин се пурмоя андар[5] Яман,
Бурун омаданд аз Яман марду зан.

Ҳама гавҳару[6] заъфарон рехтанд,
Ҳама мушк бо май баромехтанд.

Ҳама ёли аспон пур аз мушку май,
Пароканда динор[7] дар зери пай.

Яке кох ороста чун биҳишт,
Ҳама аз зару сим афканда[8] хишт.

Ба дебои румӣ биёроста,
Чӣ моя, бад-ӯ-андарун хоста.

Фуруд оварид андар он кохашон,
Чу шаб рӯз шуд, кард густохашон.

Се духтар чунон чун Фаридун бигуфт,
Сипаҳбад бурун оварид аз нуҳуфт.

---

[1] Л — Ба рафтан чу ҳарсе бароростанд. [2] И — бихрадон.

[3] ТПЗ — Чу хуршед зад акс бар осмон,
Пароканд бар лоҷвард арғвон.

[4] Л — ба сони. [5] Л — он сипоҳ андаруни; И — он се барно ба андар. [6] Л — анбару. [7] И — дебо. [8] Л — симу зар андарафганд.

Ба дидор ҳарсе чу тобанда моҳ,
Нашоист кардан бад-эшон нигоҳ.

Нишастанд ҳарсе бар он ҳамнишон,
Ки гуфташ[1] Фаридун ба гарданкашон.

Аз ин се гаронмоя пурсид меҳ,[2]
Қ-«Аз ин се ситора[3] кадом аст кеҳ?[4]

Миёна кадом асту меҳтар[5] кадом,
Бибояд бар ин гунатон бурд ном».

Бигуфтанд з-он[6] гуна, к-омӯхтанд,
Сабук чашми найранг бардӯхтанд.

Шигифтӣ фурӯ монд Сарви Яман,
Ҳам эдун далерони он анҷуман.[7]

Бидонист шоҳи гаронмоя зуд,
Қ-аз омехтан ранг нояд-ш суд.

Чунин гуфт: «Оре, ҳамин аст, зеҳ![8]
Кеҳинро ба кеҳ доду меҳро ба меҳ.[9]

Бад-онгаҳ, ки пайваста шуд корашон,
Ба ҳам даркашиданд[10] бозорашон.

Се афсарвар аз пеши се тоҷвар,
Рухоншон пур аз хай зи шарми падар.

Сӯи хона рафтанд бо нозу шарм,
Пур аз ранг рух, лаб пуровози нарм.

АФСУНГАРӢ ОЗМУДАНИ САРВ
БАР ПИСАРОНИ ФАРИДУН

Сари тозиён Сарв-шоҳи Яман,
Май оварду майхора кард анҷуман.

[1] И — гуфто. [2] Л — шаҳ. [3] И — гиромӣ. [4] Л — маҳ. [5] Л — кеҳ... [6] Л — аз он. [7] ИЛ — б. 196 нест. [8] И — к-«Оре, чунин аст беҳ... — Оре, ҳамин аст, зеҳ! [9] Л — Меҳинро ба меҳ доду кеҳр... ба кеҳ. [10] Л — барнишонданд; И — даршикастанд.

Ба ромиш биёросту[1] букшод лаб,
Ҳаме хӯрд,[2] то тиратар[3] гашт шаб.

Се пури Фаридун се домоди ӯй,[4]
Бихӯрданд май ҳар се[5] бар ёди ӯй.[6]

Бад-онгаҳ, ки маи чира шуд бар хирад,
Куҷо хобу осоиш андар х[в]арад?

Сабук бар сари обгири гулоб,
Бифармудашон сохтан ҷои хоб.

Ба полез зери[7] гулафшон дарахт,
Бихуфт ин[8] се озодаи некбахт.

Сари тозиён, шоҳи афсунгарон,
Яке чора андеша кард андар он.

Бурун омад аз гулшани хусравӣ,
Биёрост ороиши ҷодувӣ.

Баровард сармову боди дамон,
Бад-он[9] то сар орад бар эшон замон.

Чунон шуд, ки бифсурд ҳомуну роғ,
Ба сар барнаёраст[10] паррид зоғ.

Се фарзанди он шоҳи афсункушой,
Биҷастанд з-он сахт сармо зи ҷой.

Бад-он эзадифарру фарзонагӣ,
Ба афсуни шоҳону мардонагӣ,

Бар он банду ҷоду бубастанд роҳ,
Накард эч сармо бад-эшон нигоҳ.

Чу хуршед барзад сар аз теғи кӯҳ,
Биёмад сабук марди афсунпижӯҳ.

[1] Л — биёрасту. [2] Л — Ҳаме буд. [3] Л — тирагун. [4] Л — ӯ. [5] Л— Нахӯрданд май ҷуз ки. [6] Л — ӯ. [7] Л — пеши. [8] ИЛ — он. [9] Л — Ҳаме. [10] И — Зи сармо наёраст.

Ба назди се домоди озодмард,
Ки бинад, рухоншон шуда лоҷвард.

Фусурда ба сармову баргашта кор,
Бимонда се духтар бад-ӯ ёдгор.

Чунин хост кардан бад-эшон нигоҳ,
На бар орзӯ гашт хуршеду моҳ.

Се озодаро[1] дид чун моҳи нав,
Нишаста бар он хусравигоҳи нав.

Бидонист афсун[2] наёяд ба кор,
Набояд бад-ин бурд худ рӯзгор.

Нишастангаҳе сохт шоҳи Яман,
Ҳама номдорон шуданд анҷуман.

Дари ганҷҳои кӯҳан кард боз,
Кушод он, ки якчанд гаҳ буд роз.

Се хуршедрухро чу боғи биҳишт,
Ки мӯбад[3] чу эшон санавбар накишт.

Або тоҷу бо ганҷ, нодида ранҷ,[4]
Магар зулфашон дида ранҷи шиканҷ,[5]

Биёварду ҳар се бад-эшон супурд,
Ки се моҳи нав буду се шоҳи[6] гурд.

Зи кина ба дил гуфт шоҳи Яман,
Ки: «Бад з-Офаридун наёмад[7] ба ман.

Бад аз ман, ки ҳаргиз мабодам нишон,
Ки мода шуд, аз тухми норакаён.

Беҳахтар касе дон, ки духтар-ш нест
Чу духтар бувад равшан ахтар-ш нест».

Ба пеши ҳама мӯбадон[8] Сарв гуфт,
Ки: «Зебо бувад моҳро шоҳ ҷуфт.

---

[1] Л — домодро. [2] ИЛ — к-афсун. [3] Л — деҳқон. [4] Л — оро
[5] Л — Сари зулфи мушкин бипероста. [6] И — Ки се, моҳ буданд
шоҳи. [7] Л — аз Фаридун наёяд. [8] И — мардумон.

Бидонед, к-ин се ҷаҳонбини ман
Супурдам бад-эшон ба оини ман.

Бад-он то чу дида бидорандашон,
Чу ҷон пеши дил барнигорандашон».

Хурӯшиду бори арӯсон бубаст,
Абар пушти шарза[1] ҳаюнони маст.

Зи гавҳар Яман гашта афрӯхта,
Иморӣ як андар дигар дӯхта.

Чу фарзанд бошад ба оину фарр,
Гиромӣ ба дил-бар чӣ мода, чӣ нар.

Иморӣ ба пушти ҳаюнони маст
Чунон чун бувад созу оин, бубаст.

Або чатру[2] бо хоста, шоҳвор
Гусӣ кардашону бароrост кор.[3]

Ба сӯи Фаридун ниҳоданд рӯй,
Ҷавонони бедордил[4] роҳҷӯй.

ОЗМУДАНИ ФАРИДУН ПИСАРОНИ ХУДРО

Чу аз бозгардидани он се шоҳ,
Шуд огаҳ Фаридун, биёмад ба роҳ.

Зи дилшон ҳаме хост, к-огаҳ шавад,
Зи бадҳо гумониш кӯтаҳ шавад.

Биёмад ба сони яке аждаҳо,
К-аз ӯ шер гуфтӣ, наёбад раҳо.

Хурӯшону ҷӯшон ба ҷӯш[5] андарун,
Ҳаме аз даҳон-ш оташ омад бурун.

---

[1] И — ҳаждаҳ. [2] — молу. [3] ИЛ — Ҳамеша ба кор андарун некӯёр. [4] ИЛ — бинодили; Л — ба ҷавшан.

Чу ҳарсе писарро ба наздик дид,
Ба гирд андарун[1] кӯҳ торик дид.

Барангехт гарду[2] баровард ҷӯш,
Ҷаҳон гашт[3] аз овози ӯ пурхурӯш.

Биёмад дамон сӯи меҳтарписар,
Ки ӯ буд пурмояву тоҷвар.

Писар гуфт бо аждаҳо рӯи[4] ҷанг
Набинад[5] хирадьёфта марди ҳанг.

Сабук пушт бинмуду бигрехт з-ӯй,
Падар зӣ бародар-ш бинҳод рӯй.

Миёна бародар чу ӯро бидид,[6]
Камонро ба зеҳ карду андаркашид.

Чунин[7] гуфт: «Гар[8] корзор аст кор,
Чӣ шери даманда, чӣ ҷангисавор![9]».

Чу кеҳтарписар назди эшон расид,
Хурӯшид, к-он аждаҳоро бидид[10]

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз пеши мо боз шав!
Паланги[11] ту дар роҳи шерон марав!

Гарат номи шоҳ Офаридун ба гӯш
Расидаст, бо мо[12] бад-ин сон макӯш!

Ки фарзанди уем ҳар се писар,
Ҳама гурздорони пархошх[в]ар.

Гар аз роҳ бероҳ яксӯ шавӣ,
В-агарна, ниҳам-т афсари бадхавӣ.»

---

[1] И — андараш. [2] И — аспу. [3] Л — шуд. [4] Л — гуфт бо аждахо рӯзи. [5] ЛМ — Насозад. [6] И — омад падид. [7] ИЛ — Варо. [8] ИЛ—агар.

[9] ТПЗ — Бигуфт ину бинход рух дар гурез,
Агар чанд будаш дили пурситез.

[10] ТПЗ — Сабук тегро баркашид аз ниём,
Инонро гарон карду баргуфт ном.

[11] ЛМ — Наҳангӣ. [12] ИЛ — ҳаргиз.

Фаридуни фаррух чу бишниду дид,
Ҳунарҳо бидонисту шуд нопадид.

Бирафту биёмад падарвор пеш,
Чунон чун сазояд ба оину кеш.

Або кӯсу бо жандапилони маст,
Ҳамон гурзаи говпайкар ба даст.

Бузургони лашкар пасу пушти ӯй,
Ҷаҳон омада пок дар мушти ӯй.

Чу диданд пурмоягон руи шоҳ,
Пиёда давон[1] баргирифтанд роҳ.

Бирафтанду бар хок доданд бӯс,
Фурӯ монда аз шӯр пилону кӯс.

Падар даст бигрифту бинвохтшон,
Бар андоза-бар пойгаҳ сохтшон.

Чу омад ба кохи гаронмоя боз,
Ба пеши ҷаҳондовар омад[2] ба роз.

Басе[3] офарин кард бар кирдгор,
К-аз ӯ дид неку бади рӯзгор.

В-аз он пас се фарзанди худро[4] бихонд,
Ба тахти гаронмоягӣ[5] барнишонд.

Чунин гуфт, к-«Он аждаҳои дижам,
Куҷо хост, гетӣ бисӯзад ба дам,

Падар буд, ки ҷуст аз шумо мардумӣ,
Чу бишнохт, баргашт бо[6] хуррамӣ.

Кунун номатон сохтастем нағз,
Чунон чун сазояд худованди мағз.

---

[1] Л — дамон. [2] Л — ҷаҳонофарин шуд. [3] ИЛ — Ҳаме. [4] Л — ҷаҳондидагонро. [5] Л — гаронмоягон. [6] И — аз.

Туӣ меҳтару[1] Салм номи ту бод,
Ба гетӣ барогандa[2] коми ту бод.

Ки части саломат зи коми наҳанг.
Ба гоҳи гурезиш накардӣ диранг.

Диловар, ки нандешад аз пилу шер,
Ту девона хонаш, махонаш далер.

Миёна, к-аз оғоз тезӣ[3] намуд,
Зи оташ мар ӯро далерӣ фузуд,

Варо Тур хонем шери далер,
Куҷо жандапилаш наёрад ба зер.

Ҳунар худ далерист бар ҷойгоҳ,
Ки баддил набошад худованди[4] гоҳ.

Дигар кеҳтар он марди бо ҳангу чанг,
Ки ҳам бошитоб асту ҳам бодиранг.

Зи хоку зи оташ миёна гузид,
Чунон к-аз раҳи ҳушьёрон[5] сазид.

Далеру ҷавону ҳушивор буд,
Ба гетӣ ҷуз ӯро набояд сутуд.

Кунун Эраҷ андархури номи ӯй,
Ҳама меҳтарӣ[6] бод фарҷоми ӯй.

Бад-он, к-ӯ ба оғоз шерӣ намуд,
Ба гоҳи дуруштӣ далерӣ намуд.[7]

Ба номи паричеҳрагони араб,
Кунун баркушоям ба шодӣ ду лаб.

---

[1] И — Ки ту меҳтарӣ. [2] ИЛ — пароканда. [3] Л — тундӣ. [4] ИЛ — сазовори. [5] Л — ҳушмандӣ. [6] И — Варо беҳтарӣ.

[7] ТПЗ — Далеру хирадманду бо рой буд,
Ба ҳар ҷойгаҳ пой бар ҷой буд.

10—1366

Зани Салмро кард ном Орзӯй,
Зани Турро Моҳи озодахӯй.

Зани Эраҷи некпайро Саҳӣ,
Кӯҷо буд суҳайлаш ба хубӣ раҳӣ.

Пас аз ахтари гирдгардон сипеҳр,
Ки ахтаршиносон намуданд чеҳр,

Навишта биёварду бинҳод пеш,
Бидид ахтари номдорони хеш.

Ба Салм андарун ҷуст з-ахтар нишон,
Набудаш магар Муштарӣ бо[1] камон.

Дигар толеи Тури фархундашер,
Худованди хуршеди саъди далер.

Чу кард ахтари фаррух Эраҷ нигоҳ,
Қашаф дид толеъ худованди моҳ.

Аз ахтар бад-ин сон[2] нишоне намуд,
Ки ошӯбашу ҷанг боист буд.

Шуд андӯҳгин шоҳ, чун он бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Ба[3] Эраҷ барошуфта дидаш сипеҳр,
Набуд созгориш бо ӯ ба меҳр.

Ба андешаи пури равшанравон,
Набуд ҷуз ба андешаи бад гумон.

БАХШ ҚАРДАНИ ФАРИДУН
ҶАҲОНРО БАР ПИСАРОН

Нуҳуфта чу берун кашид аз ниҳон,
Басе бахш кард Офаридун ҷаҳон.[4]

---

[1] ИЛ — Сабаб Муштарӣ буду толеъ камон. [2] Л — парешон. [3] ИЛ — Бар.

[4] ТПЗИЛ — Чу шоҳ инчунин дид кирдори чарх,
К-аз ӯ Эраҷашро набуд ҳеҷ барх.

Яке Руму Ховар, дигар Турку Чин,
Савум Дашти Гурдону эронзамин.

Нахустин ба Салм андарун бингарид,
Ҳама Руму Ховар мар ӯро гузид.

Бифармуд, то лашкаре баркашид,[1]
Гурозон сӯи Ховар[2] андаркашид.

Ба тахти каён андаровард пой,
Ҳаме хондандиш ховархудой.

Дигар Турро дод туронзамин,
В-аро кард солори туркону Чин.

Яке лашкаре номзад кард шоҳ,
Кашид он гаҳе Тур лашкар ба роҳ.

Биёмад, ба тахти меҳӣ[3] барнишаст,
Камар бар миён басту букшод даст.

Бузургон бад-ӯ гавҳар афшонданд,
Ҷаҳонпок туроншаҳаш[4] хонданд.

В-аз он пас[5] чу навбат ба Эраҷ расид,
Мар ӯро падар шаҳри[6] Эрон гузид.

Ҳам Эрону ҳам Дашти Найзаварон
Ҳамон тахти шоҳиву тоҷи сарон.[7]

Бад-ӯ дод, к-ӯро сазо дид гоҳ,[8]
Ҳамон теғу муҳру нигину кулоҳ.[9]

Саронро, ки буд ҳушу фарҳангу рой,
Мар ӯро чӣ хонданд? Эронхудой.[10]

Нишастанд ҳарсе ба орому шод,
Чунон марзбонони фаррухнажод.[11]

---

[1] ИЛ — баргузид. [2] Л — Бад-он сӯи Ховар сар. [3] Л — шаҳӣ. [4] Л — Варо шоҳи туронзамин. [5] Л — Аз эшон. [6] Л — шоҳӣ. [7] Л — …охону тоҷи каён. [8] Л — буд тоҷ. [9] Л — ҳамон тахти оҷ. [10] И — Б. 302 нест. [11] И — хусравнажод.

РАШК БУРДАНИ САЛМ БАР ЭРАҶ

Баромад бар ин рӯзгори дароз,
Замона ба дил-бар ҳаме дошт роз.

Фаридуни фарзона шуд солх[в]ард,
Ба боғи баҳор андаровард гард.

Бар ин гуна гардад саросар сухан,
Шавад суст нерӯ, чу гардад куҳан.

Чу омад ба кор андарун тирагӣ,
Гирифтанд пурмоягон хирагӣ.[1]

Биҷунбид мар Салмро дил зи ҷой,
Дигаргунатар шуд ба оину рой.

Дилаш гашта ғарқа ба оз андарун,
Ба андеша*[1] биншаст бо раҳнамун.

Набудаш писандида бахши падар,
Ки додаш ба кеҳтарписар тахти зар.

Ба дил пур зи кин шуд, ба рух пур зи чин,
Фириста фиристод зӣ шоҳи Чин.

Бигуфт, он чӣ андар дил андеша буд,
Ҳаюне бар он сӯ барафканд зуд.

Фиристод назди бародар паём.
Ки ҷовид зӣ хурраму шодком.

Бидон, эй шаҳаншоҳи Туркону Чин,
Гусиста дили равшан аз*[2] беҳгузин

Зи гетӣ зиён карда моро писанд.
Маниш пасту боло чу сарви баланд.

---

[1] ТПЗ — Кунун боз гардам ба кирдори Салм,
Ки чун рехт з-Эраҷ ҳаме хуни гарм.

[2] И — б. 314 нест;
ТП — Ба назди бародар ҷаҳонгир Тур,
Ки буд аз дилаш рою андеша дур.

*[1] М — Пурандеша. *[2] М — ҳунарманду равшандилу.

Ба бедордил бингар ин достон,
Қ-аз ин гуна нашнидӣ аз бостон.

Се фарзанд будем зебои тахт
Яке кеҳтар аз мо меҳ[1] омад ба бахт.

Агар меҳтарам ман ба солу хирад,
Замона ба мӯҳри ман андархурад.

Гузашта зи ман тоҷу тахту кулоҳ,
Назебад магар бар ту, эй подшоҳ?

Сазад, гар бимонем ҳар ду дижам,
Қ-аз инсон падар кард бар мо ситам.

Чу Эрону Дашти Алону Яман
Ба Эраҷ диҳад, Руму Ховар ба ман.

Супорад туро дашти туркону Чин,
Кеҳ аз мо сипаҳдори эронзамин.[2]

Бад-ин бахшиш андар маро пой нест,
Ба мағзи падар-т андарун рой нест.[3]

Ҳаюне фиристоду бигзорд пой,
Биёмад ба наздики туронхудой.

Ба хубӣ шунида ҳама ёд кард,
Сари Тури бемағз пурбод кард.

Чу ин роз бишнид Тури далер,
Барошуфт ногоҳ чун тундшер.[4]

Чунин дод посух, ки: «Бо шаҳриёр
Бигӯй ин сухан, ҳамчунин ёд дор,

Ки моро ба гоҳи ҷавонӣ падар
Аз ин гуна бифрефт, эй додгар.

---

[1] Л — беҳ. [2] Л — Қанорӣ бисозад туро аз замин. [3] И — б. 322, 323 нест. [4] И — б. 326 нест.

Дарахтест ин худ нишонда ба даст,
Куҷо бори ӯ хуну баргаш кабаст.

Туро бо ман акнун бар ин гуфтугӯй,
Бибояд ба рӯй андаровард рӯй.

Задан рои ҳушьёру кардан сипоҳ,
Ҳаюне барафканд наздики шоҳ.

Забоноваре чарбгӯй аз меҳон,
Фиристод наздики шоҳи ҷаҳон.

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз ман бигӯ ин паём,
Ки эй шоҳи бинодилу некном!

Ба ҷои фузуниву[1] ҷои фиреб
Набояд[2], ки ёбад[3] диловар шикеб.

Нашояд[4] диранг андар ин кор ҳеч,
Ки хом[5] ояд осониш[6] андар басеч.»

Фиристода чун посух овард боз,
Бараҳна шуд он рӯйпӯшида роз.

Бирафт, он бародар зи Рум, ин зи Чин,
Ба заҳр андаромехта ангубин.

Расиданд пас як ба дигар фароз,
Сухан ронданд ошкорову роз.[7]

ПАЙҒОМИ САЛМ ВА ТУР
БА НАЗДИКИ ФАРИДУН

Гузиданд пас мӯбади тезвир,[8]
Сухангӯю бинодилу ёдгир.[9]

Зи бегона пардахта карданд ҷой,
Сиголиш гирифтанд ҳар гуна рой.

[1] ИЛМ — забунӣ. [2] И — Бибояд. [3] Л — бошад. [4] Л — Набояд. [5] И — Куҷо. [6] Л — осонӣ. [7] И — б. 338 нест. [8] И — тезбин. [9] И — б-юфарин.

Сухан Салм пайванд кард аз нахуст,
Зи шарми падар дидагонро бишуст.

Фиристодаро гуфт: «Раҳ дарнавард,
Набояд, ки ёбад туро боду гард.

Бирав зуд назди Фаридун чу бод,
Ба ҷуз роҳ рафтан-т коре мабод.[1]

Чу ой ба кохи Фаридун фуруд,
Нахустин зи ҳарду писар[2] деҳ дуруд.

Ва дигар бигӯяш, ки тарси худой
Бибояд, ки бошад[3] ба ҳарду сарой.

Ҷавонро бувад рӯзи пирӣ умед,
Нагардад сияҳ мӯи гашта сафед.

Чӣ созӣ диранг андар ин ҷои танг,
Шавад танг бар ту сарои диранг.

Ҷаҳон мар туро дод яздони пок,
Зи тобанда хуршед то тира хок.[4]

Ҳама б-орзӯ хостӣ[5] расму роҳ
Накардӣ ба фармони яздон нигоҳ.

Накардӣ ҷуз аз каҷживу костӣ,
Наҷустӣ ба бахш андарун ростӣ.

Се фарзанд будат хирадманду гурд,
Бузург омада низ пайдо зи хурд.[6]

Надидӣ ҳунар бо[7] яке бештар,
Кучо дигарӣ з-у фурӯ бурд сар.

Якеро дами аждаҳо сохтӣ,
Якеро ба абр андарафрохтӣ.

---

[1] ИЛ — б. 343 нест. [2] И — падар. [3] И — Набояд, ки ёбад. [4] И — б. 348 нест. [5] И — Ҳаме орзӯ сохти. [6] Л — б. 351 нест. [7] И — ҳунарҳо.

Яке тоҷ бар сар ба болини ту,
Бад-ӯ шод гашта[1] ҷаҳонбини ту.

На мо з-ӯ ба мому падар камтарем,
Ки[2] бар тахти шоҳӣ на андархурем.

Аё додгар, шаҳриёри замин,
Бар ин дод ҳаргиз мабод офарин!

Агар тоҷ аз он тораки бебаҳо
Шавад дуру ёбад ҷаҳон з-ӯ раҳо,

Супорӣ бад-ӯ гӯшае аз ҷаҳон,
Нишинад чу мо хаста андар ниҳон.[3]

В-агарна саворони туркону Чин,
Ҳам аз Рум, гурдони[4] чӯяндакин,

Фароз оварам лашкаре гурздор,
Аз Эрону Эраҷ барорам димор».

Чу бишнид мӯбад паёми дурушт,
Заминро бибӯсиду бинмуд пушт.

Бар он сон ба зин[5] андаровард пой,
Ки аз бод оташ биҷунбад зи ҷой.

Ба даргоҳи шоҳ Офаридун расид,
Баровардa аз дур айвон бидид.[6]

Ба абр андаровардa болои ӯй,
Замин, кӯҳ то кӯҳ паҳнои ӯй.

Нишаста ба дар-бар гармонмоягон,
Ба парда дарун ҷои озодагон.[7]

Ба як даст барбаста[8] шеру паланг,
Ба дасти дигар жандапилони ҷанг.

[1] Л — Бад-ӯ гашта равшан. [2] ИЛ — На. [3] Л — аз ту равон. [4] И — шерони. [5] И — ба зер; Л — ба асп. [6] Л — Баровардае дид сар нопадид. [7] ИЛ — пурмоягон. [8] Л — парварда.

Зи чандон гаронмоя гурди далер,
Хурӯше баромад чу овои шер.

Сипеҳрест пиндошт айвон ба ҷой,
Парӣ[1] лашкаре гирдаш андар ба пой.

Бирафтанд бедор корогаҳон,
Бигуфтанд бо шаҳриёри ҷаҳон.

Ки: «Омад фиристодае назди шоҳ,
Яке пурманиш марди бо дастгоҳ».

Бифармуд то парда бардоштанд,
Зи аспаш ба даргоҳ бугзоштанд.

Чу чашмаш ба рӯи Фаридун расид,[2]
Ҳама дидаву дил пур аз шоҳ дид.[3]

Ба болой сарву чу хуршед рӯй,
Чу кофур мӯю чу гул сурх рӯй.

Ду лаб пур зи ханда, ду рух пур зи шарм,
Қаёнизабон пур зи гуфтори нарм.[4]

Фиристода чун дид, саҷда намуд,
Заминро саросар ба бӯса бисуд.

Нишондаш ҳамон гаҳ Фаридун зи пой,
Сазовор додаш[5] яке хуб ҷой.

Бипурсидаш аз ду киромӣ нахуст,
Ки: «Ҳастанд шодондилу тандуруст?»

Дигар гуфт, к-«Ин дашту роҳи дароз,
Шудӣ ранҷа андар нишебу фароз?»

Фиристода гуфт: «Эй гаронмоя[6] шоҳ,
Мабинод бе ту яке[7] пешгоҳ!

---

[1] ИЛ — Яке. [2] И — фитод. [3] И — Яке шоҳ дид ӯ бар он фарғу дод. [4] И — гарм. [5] Л — кардаш. [6] И — хирадманд. [7] ИЛ — Ки бе ту мабинод кас.

Зи ҳар кас, ки пурсӣ ба коми туанд,
Ҳама пок зинда ба номи туанд.

Манам бандае шоҳро носазо,
Чунин бар тани хеш нопорсо.

Паёми дурушт оварида ба шоҳ,
Фиристанда пурхашму ман бегуноҳ.

Бигӯям, чу фармоядам шаҳриёр,
Паёми ҷавонони ноҳушьёр».

Бифармуд шаҳ то забон баркушод,
Суханҳо[1] ҳама[2] сар ба сар кард ёд.

ПОСУХ ДОДАНИ ФАРИДУН ПИСАРОНРО

Фаридун бад-ӯ паҳн букшод гӯш,
Чу бишнид мағзаш баромад ба ҷӯш.

Фиристодаро гуфт, к-«Эй ҳушьёр,
Набоист пӯзиш туро худ[3] ба кор,

Ки ман чашм худ ҳамчунин доштам,
Ҳамин бар дили хеш бигмоштам.

Бигӯй он ду нопоки беҳударо,
Ду оҳармани мағзполударо.

Анӯша, ки кардед гавҳар падид,
Дуруд аз шумо худ[4] бад-ин сон сазид.

Зи панди ман ар мағзатон шуд тиҳӣ,
Ҳамон аз хирадтон намуд[5] огаҳӣ.

Надоред тарсу на шарм аз худой,
Шуморо ҳамоно ҷуз ин нест рой.

---

[1] Л — Шунида. [2] И — Шунида сухан. [3] И — Туро тарсу пӯзиш наояд. [4] И — Ҳаме аз шумоям; Л — ба ман чун. [5] ИЛ — намонд.

Маро пештар киргун буд мӯй,
Чу сарви саҳӣ қадду чун моҳ рӯй.

Сипеҳре, ки пушти маро кард кӯз,
Нашуд пастгардон, ба ҷой аст нуз.

Шуморо ҳамонад ҳам он рӯзгор,
Намонад ҳамонанда ҳам пойдор.

Бад-он бартарин номи яздони пок,
Ба раҳшанда хуршеду орандахок [1]

Ба тахту кулоҳу ба Ноҳиду[2] Моҳ,
Ки ман бад накардам шуморо нигоҳ.

Яке анҷуман кардам аз биҳрадон,
Ситорашиносону ҳам мӯбадон.

Басе рӯзгорон шудаст андар ин,
Ки кардем бар дод бахши замин.

Ҳама ростӣ хостам з-ин сухун,
Зи каҷжӣ на сар буд мар инро[3] на бун.[4]

Ҳама тарси яздон буд андар ниҳон,
Ҳама ростӣ хостам дар ҷаҳон.

Чу обод доданд[5] гетӣ ба ман,
Наҷустам парокандани анҷуман.

Магар ҳамчунон гуфтам обод тахт
Супорам ба се дидаи некбахт.

Шуморо кунун гар дил аз ройи[6] ман
Ба каҷживу торӣ кашид аҳриман

Бубинед,[7] то кирдгори баланд,
Чунин аз шумо кард хоҳад писанд?

---

[1] И — торик хок; Л — тирахок. [2] И — Хуршеду. [3] И — пайдо. [4] Л — б. 398—399 нест. [5] И — даромад. [6] ИЛ — роҳи. [7] И — Битарсед.

Яке достон гӯям, ар бишнавед,
Ҳамон бар, ки коред, худ[1] бидравед.

Чунин гуфт бо мо сухан раҳнамой,
Ҷуз ин аст ҷовид моро сарой.

Ба тахти хирад барнишаст озатон,
Чаро шуд чунин дев анбозатон?

Битарсам, ки дар чанги он аждаҳо,
Равон ёбад[2] аз колбадтон раҳо.

Маро худ зи гетӣ, гаҳи рафтан аст,
На ҳангоми тезиву ошуфтан аст,

Валекин чунин гӯяд он солх[в]ард,
Ки будаш се фарзанди озодмард.

Ки чун оз гардад зи дилҳо тиҳӣ,
Ҳамон хоку ҳам[3] ганҷи шоҳаншаҳӣ.

Касе к-ӯ бародар фурӯшад ба хок,
Сазад, гар нахонандаш аз оби пок.

Ҷаҳон чун шумо диду бинад басе,
Нахоҳад шудан ром бо ҳар касе.

Кунун ҳарчӣ донед, к-аз кирдгор
Бувад растагорӣ ба рӯзи шумор,

Биҷӯеду он тӯшаи раҳ кунед,
Бикӯшед, то ранҷ кӯтаҳ кунед».[4]

Фиристода бишнид гуфтори ӯй,
Заминро бибӯсиду баргошт рӯй.

Зи пеши Фаридун чунон бозгашт,
Ту гуфтӣ, ки бо бод анбоз гашт.

---

[1] И — он. [2] Л — монад. [3] ИЛ — он. [4] Л — б. 415 нест.

Фиристодаи Салм чун гашт боз,
Шаҳаншоҳ биншасту бикшод[1] роз.

Гиромӣ ҷаҳонҷӯйро пеш хонд,
Ҳама будани пеши ӯ бозронд.

Варо гуфт к-«Он ду писар ҷангҷӯй
Зи Ховар сӯи мо ниҳоданд рӯй.

Аз ахтар чунон ҳасташон баҳра х[в]ад,
Ки бошанд шодон ба кирдори бад.

Дигаршон зи ду кишвар обишх[в]ар аст,
Ки он бумҳоро дурушти бар аст.

Бародар-т чандон бародар бувад,
Куҷо мар туро бар сар афсар бувад.

Чу пажмурда шуд рӯи рангини ту,
Нагардад касе[2] гирди болини ту.

Ту гар пеши шамшер меҳр оварӣ,
Сарат гардад озурда[3] аз доварӣ.

Ду фарзанди ман аз ду гӯша ҷаҳон,
Бар ин сон кушоданд бар ман ниҳон.

Гарат сар ба кор аст, бисеч кор,
Дари ганҷ бикшову барбанд бор.

Ту гар чоштро даст ёзӣ ба ҷом,
В-агарна хӯранд, эй писар, бар ту шом.

Набояд[4] зи гетӣ туро ёр ҷуст,[5]
Беозориву ростӣ кори туст».[6]

Нигаҳ кард пас Эраҷи пурҳунар,[7]
Бад он меҳрубон шоҳ — фаррухпадар.

---

[1] И — бикшоду баргуфт. [2] И — басе. [3] ИЛ — осуда. [4] Л — Наёяд. [5] Л — кас. [6] Л — ёр бас. [7] Л — номвар.

Чунин дод посух, ки: «Эй шаҳриёр,
Нигаҳ кун бад-ин гардиши рӯзгор.

Ки чун бод бар мо ҳаме бугзарад,
Хирадманд мардум чаро ғам хварад?

Ҳаме пажмуронад рухи арғувон,
Кунад тира дидори равшанравон.

Ба оғоз ганҷ асту фарҷом ранҷ,
Пас аз ранҷ, рафтан зи ҷон сипанҷ.

Чу бистар зи хок асту болин зи хишт,
Дарахте чаро бояд имрӯз кишт,

Ки ҳар чанд рӯз[1] аз бараш бугзарад,
Бунаш[2] хун хӯрад, кина бор оварад?

Худованди шамшеру гоҳу[3] нигин,
Чу мо дид бисьёру бинад замин.

Аз он тоҷвар шаҳриёрони[4] пеш,
Надиданд кин андар оини хеш.

Чу дастур бошад маро шаҳриёр,
Ҳамон нагзаронам ба бад рӯзгор,

Набояд маро тоҷу тахту кулоҳ,
Шавам[5] пеши эшон давон бесипоҳ.[6]

Бигӯям, ки эй номдорони ман,
Чунон чун гиромӣ тану ҷони ман.

Магиред хашму мадоред кин,
На зебост кин аз худованди дин.[7]

---

[1] Л — чарх. [2] Л — Танаш кин. [3] Л — тоҷу. [4] ИЛ — номдорон.
[5] И — Равам. [6] Л — Чунин бегуноҳ.

[7] И — Бигӯям, ки аз шаҳриёри замин,
Мадоред хашму маҷӯед кин.

Л — Ба беҳуда аз шаҳриёри замин,
Мадоред чашму мадоред кин.

Ба гетӣ чӣ доред чандин[1] умед,
Нигар, то чӣ бад кард бо Ҷамшед?

Ба фарҷом ҳам шуд зи гетӣ бадар.[2]
Намонд ӯ, ҳам он тоҷу тахту камар.[3]

Маро бо шумо ҳам, ба фарҷоми кор
Бибояд чашидан ҳамон[4] рӯзгор.

Дили кинаваршон ба дин оварам,
Сазовортар он ки кин оварам».[5]

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй хирадманд пур,
Бародар ҳаме разм ҷӯяд, ту сур.

Маро ин сухан ёд бояд гирифт,
Зи маҳ рушноӣ набошад шигифт.

Зи ту пурҳунар[6] посух эдун сазид,
Дилат меҳру пайванди эшон гузид.

Валекин чу ҷону сари[7] бебаҳо,
Ниҳад бихрад андар[8] дами аждаҳо,

Чӣ пеш оядаш ҷуз газоянда заҳр,
Ки[9] аз офариниш чунин аст баҳр?

Туро, эй писар, гар чунин аст рой,
Баророй кору бипардоз ҷой.

Парастанда чанд аз миёни сипоҳ,
Бифармой, к-оянд бо ту ба роҳ.

Зи дарди дил акнун яке нома ман
Нависам, фиристам бад-он анҷуман.

---

[1] Л — акнун. [2] И — бурун. [3] И — Шуд он тоҷу тахташ саросар нагун. [4] И — гами; Л — бади.

[5] ТПЗ — *Фаридун чу бишнид гуфтори ӯй,*
*Дилаш шодмон шуд ба дидори ӯй.*

[6] ИЛ — пурхирад. [7] Л — ҷоне шавад. [8] И — бехирад дар. [9] И — К-аш.

Магар боз бинам туро тандуруст,[1]
Ки равшан равонам ба дидори туст».

РАФТАНИ ЭРАҶ НАЗДИ БАРОДАРОН

Яке нома бинвишт шоҳи замин,
Ба ховархудою ба солори Чин.[2]

Сари нома кард офарини худой,
Куҷо ҳасту[3] бошад ҳамеша ба ҷой.[4]

Чунин[5] гуфт, к-«Ин номаи пандманд,
Ба назди ду хуршеди гашта баланд.

Ду сангӣ, ду ҷангӣ, ду шоҳи замин,
Яке шоҳи Ховар, яке шоҳи Чин.

Аз он кас, ки ҳар гуна дид ӯ ҷаҳон,
Шуда ошкоро бар ӯ-бар ниҳон.

Гироёндаи[6] теғу гурзи гарон,
Фурӯзандаи номдор афсарон,

Намояндаи шаб ба рӯзи сапед,
Кушояндаи ганҷи биму умед.

Ҳама[7] ранҷҳо гашта осон бар ӯй,
Бад-ӯ равшанӣ андаровардa[8] руй.

Нахоҳам ҳаме хештанро кулоҳ,
На оганда ганҷу на тахту на гоҳ.[9]

Се фарзандро хоҳам орому ноз,
Аз он пас, ки бурдем ранҷи дароз.[10]

Бародар, к-аз ӯ буд дилтон ба дард,
Агарчӣ назад бар касе[11] боди сард,

[1] И — тани ту дуруст. [2] И — Миёни аён чун дурахшон нигин. [3] Л — буду. [4] И — б. 457 нест. [5] Л — Дигар. [6] Л — Гузаранданд. [7] И — Кунун. [8] ИЛ — Бар ӯ халки гетӣ даровардa. [9] И — тахтсиёҳ. [10] Л — бастам дари ганҷи боз. [11] Л — В-агар чанд ҳаргиз назад.



Давон омад аз баҳри озоратон,
Ҳамон орзуманди дидоратон.

Биёфканд шоҳӣ, шуморо гузид,
Чунон, к-аз раҳи номдорон сазид.

Зи тахт андаромад, ба зин барнишаст,
Бад-ин сон[1] миён бандагиро бубаст.

Бад-он, к-ӯ ба сол аз шумо кеҳтар аст,
Ба меҳру навозидан андарх[в]ар аст.[2]

Гиромиш доред нӯша[3] хӯред,
Чу парвардаам[4] тан, равон парваред.

Чу аз буданаш бигзарад рӯз чанд,
Фиристед назди манаш арҷманд.»

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Аз айвон-ш[5] Эраҷ гузин кард роҳ.

Бишуд бо тане чанд барнову пир,
Чунон чун бувад роҳро ногузир.

Чу танг андаромад ба наздикашон,
Набуд огаҳ аз рои торикашон.

Пазира шуданд-аш ба оини хеш,
Сипаҳ сар ба сар боз бурданд пеш.

Чу диданд рӯи бародар ба меҳр,
Яке тозатар баркушоданд чеҳр.

Ду пархошҷӯ бо яке некхӯй,[6]
Гирифтанд пурсиш на бар орзӯй.

Ду дил пур зи кина, яке дил ба ҷой,
Бирафтанд ҳарсе ба пардасарой.

[1] ИЛ — Бирафту. [2] И — навозандагӣ дархвар аст; Л — Навозидан аз меҳтар андархвар аст. [3] ИЛ — тӯша. [4] И — Чу парварда шуд. [5] Л — Зи Эрон чу. [6] Яке некхӯву ду пархошҷӯй.

Ба Эрач нигаҳ кард яксар сипоҳ,
Ки ӯ буд сазовори тахту кулоҳ.

Бероматион шуд дил аз меҳри ӯй,
Дил аз меҳру дида пур аз чеҳри ӯй.

Сипоҳи пароканда шуд чуфт-чуфт,
Ҳама номи Эрач буд андар нуҳуфт.

Ки инат[1] сазовори шоҳаншаҳӣ,
Чуз инро мабодо кулоҳи меҳӣ.

Ба лашкар нигаҳ кард Салм аз карон,[2]
Сараш гашт з-он кори лашкар[3] гарон.[4]

Ба хиргаҳ даромад[5] дили пур зи кин,
Чигар пур зи хун, абрӯвон пур зи чин.

Саропарда пардохт аз анчуман,
Худу Тур биншаст бо ройзан.

Сухан шуд[6] пижӯҳида аз ҳар даре,
Зи шоҳиву точу зи ҳар кишваре.

Ба Тур аз миёни сухан Салм гуфт,
Ки: «Як-як сипоҳ аз чӣ гаштанд[7] чуфт?

Ба ҳангомаи бозгаштан зи роҳ
Ҳамоно накардӣ ба лашкар нигоҳ?

Ки чандон кучо роҳ бигзоштанд,
Яке чашм з-Эрач набардоштанд[8].

Сипоҳи ду шоҳ аз пазира шудан,
Дигар буду дигар зи бозомадан.

---

[1] Л — ҳаст ин; И — ин аст. [2] И — ниҳон. [3] Л — кор яксар. [4] И — аз он лашкари бекарон. [5] ИЛ — Ба лашкаргаҳ омад. [6] Л — **Сухан-ро.** [7] И — гаштаст.

[8] ТПЗ — Ҳам аз чора тадбир кардаш басе,
Бад-он то бад-ӯ бингарад ҳар касе.
Бубинанд ин фарру авранди ӯй,
Ба дил баргузинанд пайванди ӯй.

Аз Эраҷ дили ман ҳаме тира буд,
Бар андеша андешаҳо барфузуд.

Сипоҳи ду кишвар чу кардам нигоҳ,
Аз ин пас ҷуз ӯро наховаҳанд[1] шоҳ.

Агар бехи ӯ нагсилонӣ зи ҷой,
Зи тахти баланд уфтӣ[2] зери пой.»

495 Бар ин гуна аз ҷой бархостанд,
Ҳама шаб ҳаме чора оростанд.

КУШТА ШУДАНИ ЭРАҶ БАР ДАСТИ БАРОДАРОН

Чу бардошт парда зи пеш офтоб,
Сапеда баромад, биполуд хоб.

Ду беҳударо[3] дил бар ин кор гарм,
Ки дида бишӯянд ҳарду зи шарм.

Бирафтанд ҳарду гурозон[4] зи ҷой,
Ниҳоданд сар сӯи пардасарой.

Чу аз хайма Эраҷ ба раҳ бингарид,
Пур аз меҳр дил пеши эшон давид,

500 Бирафтанд бо ӯ ба хайма дарун,
Сухан бештар бар чаро рафту чун.

Бад-ӯ гуфт Тур: «Ар ту аз мо кеҳӣ,
Чаро барниҳодӣ кулоҳи меҳӣ?

Туро бояд Эрону тахти меҳон,[5]
Маро бар дари турк баста миён.

Бародар, ки меҳтар, ба Ховар ба ранҷ,
Ба сар бар туро афсару зер ганҷ.

[1] Л — нахонанд. [2] И — баландӣ кунад. [3] И — олударо. [4] Л — бешарм, тозон. [5] И — каён.

Чунин[1] бахшише к-он ҷаҳонҷӯй кард,
Ҳама сӯи кеҳтарписар рӯй кард».

Чу аз Тур бишнид Эраҷ сухун,
Яке поктар посух афканд бун.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари номҷӯй,
Агар коми дил хоҳӣ, ором ҷӯй.

На тоҷи кай хоҳам акнун, на гоҳ,
На номи бузургӣ, на эронсипоҳ.

Ман Эрон нахоҳам, на Ховар, на Чин,
На шоҳӣ, на густарда рӯи замин.

Бузургӣ ки фарҷоми ӯ тирагист,
Бад-он бартари-бар бибояд гирист.

Сипеҳри баланд ар[2] кашад зини ту,
Саранҷом хишт аст болини ту.

Маро тахти Эрон агар буд зер,
Кунун гаштам аз тоҷу аз тахт сер.

Супурдам шуморо кулоҳу нигин,
Мадоред бо ман шумо низ[*1] кин.

Маро бо шумо нест ҷангу[3] набард,
Набояд ба ман ҳеҷ дил ранҷа кард.

Замона нахоҳам ба озоратон,
В-агар дур монам зи дидоратон.

Ҷуз аз кеҳтарӣ нест оини ман,
Набошад ба ҷуз мардумӣ дини ман».

Чу бишнид Тур ин ҳама сар ба сар,[4]
Ба гуфтораш андар наёвард сар.[5]

---

[1] П — Туро. [2] Л — бар ин гар. [3] ИЛ — чангу. [4] Л — аз бародар чунин. [5] Л — Ба абрӯ, ба хашм андаровард чин. * М — ҳеч.

Наёмад-ш гуфтори Эрач писанд,
На низ[*1] оштӣ[1] назди ӯ арҷманд.

Зи курсӣ ба хашм андаровард пой,
Ҳаме гуфту бархост ҳазмон зи ҷой.

Яко-як[2] баромад зи ҷои нашаст,
Гирифт он гаронкурсии зар ба даст.

Бизад бар сари хусрави тоҷдор,[3]
Аз ӯ хост Эраҷ ба ҷон зинҳор;

«Наёяд-т, гуфт, эч тарс аз худой,
На шарм аз падар, худ ҳамин аст рой?!

Макуш мар маро, к-ат саранҷоми кор
Бигирад ба хуни манат рӯзгор!

Макун хештанро зи мардумкушон,
Қ-аз ин пас наёбӣ худ аз ман нишон!

Писандиву ҳамдостонӣ кунӣ
Ки ҷон дориву ҷонситонӣ кунӣ!

Маёзор мӯре ки донакаш аст,
Ки ҷон дораду ҷони ширин хваш аст[4].

Басанда[*2] кунам з-ин ҷаҳон гӯшае,
Ба кушиш фароз оварам тӯшае.

Ба хуни бародар чӣ бандӣ камар?!
Чӣ сӯзӣ дили пиргашта падар?!

Ҷаҳон хостӣ, ёфтӣ, хун марез,
Макун бо ҷаҳондор яздон ситез»![5]

Сухан чанд бишниду посух надод,
Дилаш буд пурхашму сар пур зи бод,

---

[1] И — з-он ростӣ. [2] Л — Зи ногаҳ. [3] Л — номдор.

[4] ТПЗ — Сиёҳ андарун бошаду сангдил,
Ки хоҳад, ки мӯре шавад тангдил.

[5] И — б. 528 нест. [*1] М — он. [*2] М — писанда.

Яке ханҷар аз мӯза берун кашид.
Саропойи ӯ чодари хун кашид.

Бад-он тез, заҳробгун ханҷараш,
Ҳаме кард чок он каёнӣ бараш.

Фуруд омад аз пой сарви саҳӣ,
Гусист он камаргоҳи шоҳаншаҳӣ.

Давон[1] хун бар[2] он чеҳраи арғувон
Шуд он номвар шаҳриёри ҷавон.[3]

Сари тоҷвар аз тани пилвор
Ба ханҷар ҷудо карду баргашт кор.

Ҷаҳоно, бипарвардияш дар канор,
В-аз он пас надодӣ ба ҷон зинҳор!

Ниҳонӣ, надонам туро дӯст кист?
Бад-ин ошкорат бибояд гирист!

Ту низ, эй ба хира хирифгашта мард.
Зи баҳри ҷаҳон дил пур аз доғу дард

Чу шоҳон ба кина кушӣ хир-хир,
Аз ин ду ситамгора андоза гир.

Биёганд мағзаш ба мушку абир,
Фиристод назди ҷаҳонбахш пир.

Чунин гуфт, к-«Инак сари он баноз,
Ки тоҷи ниёкон бад-ӯ гашт боз.

Кунун хоҳ тоҷаш деҳу хоҳ тахт,
Шуд он соягустар каёнидарахт.[4]»

Бирафтанд боз он ду бедоди шум,
Яке сӯи Чин шуд, яке сӯи Рум.

---

[1] Л — Равон. [2] Л — аз. [3] Л — ҷаҳон; И — б. 532—533 нест.
[4] Л — баҳоридарахт.

ОГОҲӢ ЁФТАНИ ФАРИДУН АЗ КУШТА ШУДАНИ ЭРАҶ

Фаридун ниҳода ду дида ба роҳ,
Сипоҳу кулоҳ орзӯманди шоҳ.

Чу ҳангоми баргаштани шоҳ буд,
Падар з-он сухан худ кай огоҳ буд.

Ҳаме шоҳро тахти пирӯза сохт,
Ҳамон тоҷро гавҳар андар нишохт.

Пазира шуданро биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Табира бибурданд пил аз дараш,
Бубастанд озин ҳама кишвараш.

Бад-ин андарун буд шоҳу сипоҳ,
Яке гарди тира баромад зи роҳ.

Ҳаюне бурун омад аз тирагард,
Нишаста бар ӯ-бар саворе ба дард.

Хурӯше баромад аз он сӯгвор,
Яке зарртобуташ андар канор.

Ба тобути зар андарун парниён,
Ниҳода сари Эраҷ андар миён.

Або нолаву оҳу бо рӯи зард,
Ба пеши Фаридун шуд он некмард.

Зи тобути зар тахта бардоштанд,
Ки гуфтори ӯ хира пиндоштанд.

Зи тобут чун парниён баркашид,
Бурида сари Эраҷ омад падид.

Бияфтод аз асп[1] Офаридун ба хок,
Сипаҳ сар ба сар[2] ҷома карданд[3] чок.

---

[1] И — пас. [2] И — Зи аспу сипаҳ. [3] Л — Ҳама сар ба зар ҷома-кард.

Сияҳ шуд рухон, дидагон шуд сапед,
Ки дидан дигаргуна буд аз умед.

Чу хусрав аз[*1] ин гуна омад зи роҳ,
Чунин бозгашт аз пазира сипоҳ.

Дарида дуравшу нагун карда кӯс,
Рухи номдорон шуда обнӯс.

Табира сияҳ кардаву рӯи пил,
Пароганда бар тозиаспон-ш нил.

Пиёда сипаҳбад, пиёда сипоҳ,
Пур аз хок сар, баргирифтанд роҳ.

Хурӯшидани паҳлавонон ба дард,
Қанон ғушти бозӯ бар он зодмард.[1]

Мабар худ зи[*2] меҳри замона гумон,
На некӯ бувад ростӣ дар камон.

Бар ин гуна гардад ба мо-бар[2] сипеҳр,
Бихоҳад рабудан, чу бинмуд чеҳр.

Чу душман-ш гирӣ, намояд-т меҳр.
В-агар дӯст хонӣ, набиниш чеҳр.

Яке панд гӯям туро ман дуруст,
Дил аз меҳри гетӣ бибояд-т шуст.

Сипаҳ доғдил, шоҳ бо ҳою ҳуй,
Сӯи боғи Эраҷ ниҳоданд рӯй.

Ба рӯзе кучо ҷашни шоҳон будӣ,
Варо бештар ҷашнгоҳ он будӣ,

Феридун сари шоҳпури ҷавон,
Биёмад ба бар баргирифта навон.

[1] И — ба озор мард. [2] И — намояд. [*1] М — бар. [*2] М — ба.

Бар он тахти шоҳаншаҳӣ бингарид,
Сари тахтро тира бешоҳ*[1] дид.

Сари ҳавзи шоҳиву сарви саҳӣ,
Дарахте гулафшону беду биҳӣ,

Барафшонд бар тахт хоки сиёҳ,
Ба кайвон баромад фиғони сипоҳ.[1]

Ҳаме кард хую ҳаме канд мӯй,
Ҳаме рехт ашку ҳаме хаст рӯй.

Миёнро ба зуннори хунин бибаст,
Фиканд оташ андар сарои нишаст.[2]

Гулистон-ш барканду сарвон бисӯхт,
Ба якборагӣ чашми шодӣ бидӯхт.

Ниҳода сари Эрач андар канор,
Сари хеш карда сӯи кирдгор.

Ҳаме гуфт, к-«Эй довари додгар,
Бад-ин бегунаҳкушта андар нигар!

Ба ханчар сараш хаста дар пеши ман,
Танаш хӯрда шерони он анчуман!

Дили ҳарду бедод аз он сон[3] бисӯз,
Ки ҳаргиз набинанд чуз тира рӯз!

Ба доғи чигаршон кунӣ ожада,[4]
Ки бахшоиш орад бар эшон дада.

---

[1] И — Тиҳӣ дид аз озодагон чанггоҳ,
Ба кайвон баровард гарди сипоҳ;
Л — Тиҳӣ дид аз озодагон чашни шоҳ,
Сари шоҳ баргашта бетан зи роҳ.

Л — пас аз б. 571 ин б. омада:

Биполид аз он номвар чашнгоҳ,
Ба кайвон баровард гарди сиёҳ,
Ҳаме сӯхт гоҳу ҳаме канд мӯй,
Ҳаме рехт обу ҳаме хаст рӯй.

[2] Л — б. 573 нест. [3] И — бедодгарро. [4] И — озада. *[1] М — шоҳрониз бе точ.

Ҳаме хоҳам, эй довари кирдгор,
Ки чандон амон[1] ёбам аз рӯзгор,

Ки аз тухми Эраҷ яке номвар,
Бубинам абар кина[2] баста камар.

Чу ин бегунахро буриданд сар,
Бибуррад сари он ду бедодгар![3]

Чу дидам чунин, з-он сипас шоядам,
Куҷо хок боло бипаймоядам».

Бар ин гуна[4] бигрист чандон ба зор,
Ҳаме то гиё расташ андар канор.

Замин бистару хок болини ӯй,
Шуда тира равшан ҷаҳонбини ӯй.

Дари бор баста, кушода забон,
Ҳаме гуфт зор, эй[5] набарда ҷавон,

Кас аз тоҷдорон бад-ин сон намурд,
Ки ту мурдӣ, эй номбардор[6] гурд.

Саратро бурида ба хор аҳраман,
Танатро шуда коми шерон кафан.

Хурӯшу фиғону*[1] ду чашми пуроб,
Зи ҳар дому дад бурда орому хоб.

Саросар ҳама кишвараш марду зан,
Ба ҳар ҷой карда яке анҷуман.

Ҳама дида пуробу дил пур зи хун,
Нишаста ба тимору дард андарун.

---

[1] Л — замон. [2] И — бар ин кин. [3] ИЛ — б. 582 нест. [4] И — Бигуфт ину. [5] Л — шоҳо. [6] И — номпардоз. [7] ИЛ — тимори марг. *[1] М — Хуруше фиғоневу.

Чӣ моя чунин рӯз бигзоштанд,
Ҳама зиндагӣ марг пиндоштанд.[1]

ГУФТОР АНДАР ЗОДАНИ
ДУХТАРИ ЭРАҶ

Баромад бар ин низ як чанд гоҳ,
Шабистони Эраҷ нигаҳ кард шоҳ.

Фаридун шабистон яко-як[2] бигашт,
Бар он моҳрӯён ҳама[3] баргузашт.

Яке хубчеҳра парастанда дид,
Куҷо номи ӯ буд Моҳофарид.

Ки Эраҷ бар ӯ меҳри бисьёр дошт,
Ҳазоро, канизак аз ӯ бор дошт.

Паричеҳраро бачча буд дар ниҳон,
Аз он шод шуд шаҳриёри ҷаҳон.

Аз он ҳубрух шуд дилаш пурумед,
Ба кини писар дод дилро навид.

Чу ҳангомаи зодан омад падид,
Яке духтар омад зи Моҳофарид.

Шуд уммеди кӯтоҳ бар шаҳ дароз,
Бипарвардаш ӯро ба шодиву ноз[4].

Ҷаҳоне гирифтанд парварданаш,
Баромад ба нозу бузургӣ танаш.[5]

Мар он лоларухро[6] зи сар то ба пой,
Ту гуфтӣ, магар Эраҷ астӣ ба ҷой.

---

[1] ТПЗЛ — Ҳама ҷома карда кабуду сиёҳ,
Нишаста ба андӯҳ бо сӯги шоҳ*.

[2] ИЛ — саросар. [3] Л — яке. [4] ИЛ — б. 600 нест. * Ҳама хок бар сар ба ҷои кулоҳ.

[5] ТП — Ниёро ҳаме буд андуҳгусор,
Бимонда зи дарди писар ёдгор.

[6] ИЛ — моҳрухро.

Чу баррасту[1] омад-ш хангоми шӯй,
Чу парвин шудаш рӯю чун кир мӯй.

Ниё номзад кард шӯяш Пашанг,
Бад-ӯ доду чанде баромад диранг.

Пашанг он ки пури бародар-ш буд,
Нажод аз гаронмоя гавҳар-ш буд.[2]

Гаве буд аз тухми Ҷамшедшоҳ,
Сазовори шоҳиву тахту кулоҳ.

Бидодаш бад-он номбардор шӯй,
Ва як чанд гоҳе баромад бар ӯй.

## ЗОДАНИ МАНУЧЕҲР АЗ МОДАРАШ

Ба сар бар шигифтӣ нигар, чун намуд,
Чу баргашт нӯҳ моҳ чархи кабуд,

Яке пур зод он ҳунарманд моҳ,
Чигуна сазовори дайҳиму гоҳ.[3]

Чу аз модари меҳрубон шуд ҷудо,
Сабук тохтандаш сӯи подшо.

Баранда бад-ӯ гуфт, к-«Эй тоҷвар,[4]
Яке шод кун дил, ба Эраҷ нигар».

Ҷаҳонбахшро лаб пур аз ханда шуд,
Ту гуфтӣ, магар Эраҷаш зинда шуд.

Ниҳод он гаронмояро дар канор,
Ниёиш ҳаме кард бо кирдгор.

Ки, эй коҷки,*[1] дида будӣ маро,
Ки яздон рухи ӯ намудӣ маро.[5]

---

[1] Л — Чу парварду. [2] ИЛ — б. 605 нест. [3] ИЛ — тахту кулоҳ.
[4] И — шаҳ, писар. [5] ИЛ — б. 614 нест. *[1] М — кошки.

Зи бас, к-аз ҷаҳонофарин кард ёд,
Бубахшиду дида бад-у боздод.

Фаридун чу равшанҷаҳонро бидид,
Ба чеҳри навомад сабук бингарид.

Ҳаме гуфт, к-«Ин рӯз фархунда бод!
Дили бадсиголони мо канда бод!»

Маи равшан оварду пурмоя ҷом,
Маночеҳр додаш Манучеҳр ном.

Чунин, гуфт, к-«Аз покмому падар,
Яке шохи шоиста омад ба бар».

Чунон парваридаш, ки боду ҳаво
Бар ӯ баргузаштан надидӣ раво.

Парастандае к-аш ба бар доштӣ,
Заминро ба пай ҳеҷ нагзоштӣ.

Ба пой андараш мушки соро будӣ,
Равон бар сараш чатри дебо будӣ.

Чунин то баромад бар ин солиён,
Наёмад-ш з-ахтар замоне зиён.

Ҳунарҳо, ки буд подшоро ба кор,
Биёмӯхташ номвар шаҳриёр.

Чу чашму дили подшаҳ боз шуд,
Ҷаҳон[1] низ бо ӯ пуровоз[2] шуд.

Ниё тахти заррину гурзи гарон,
Бад-ӯ доду пирӯза тоҷи сарон.[3]

Калиди дари ганҷи зарру[4] гуҳар,
Ҳамон тахту тавқу кулоҳу[5] камар.

---

[1] ИЛ — Сипаҳ. [2] ИЛ — ҳамовоз. [3] Л — б. 626 нест. [4] ИЛ — ганҷ. [5] И — дайҳиму тоҷу.

Саропарда аз дебаи ранг-ранг,
Бад-ӯ андарун хаймаҳои паланг.

Чи аспони тозӣ ба зарринситом,
Чи шамшери ҳиндӣ ба зарринниём,

Чи аз ҷавшану таргу румӣ зиреҳ,
Кушоданд мар бандҳоро гиреҳ.

Қамонҳои чочиву тири ханданг,
Сипарҳои чиниву ҷӯпини чанг.[1]

Бар ин гуна ороста ганҷҳо,
Ба гирд омада-бар басе[2] ранҷҳо.

Саросар сазои Манучеҳр дид,
Дили хештан з-ӯ пур аз меҳр дид.[3]

Ҳама паҳлавонони лашкар-шро,
Ҳама номдорони кишвар-шро,

Бифармуд то пеши ӯ омаданд,
Ҳама бо дили кинаҷӯ омаданд.

Ба шоҳӣ бар ӯ офарин хонданд,
Забарҷад ба тоҷаш барафшонданд.

Ба ҷашни навоину рӯзи бузург,
Шуда дар ҷаҳон меш ҳамроҳи гург.

Сипаҳдор чун Қорани ковагон,
Сипаҳкаш чу Шерӯи шери жиён.

Чу Гаршюсп гарданкаши теғзан,
Чу Соми Наремон яли анҷуман.

Қубоду чу Кашводи зарринкулоҳ,
Басе номдорони гетипаноҳ.[4]

---

[1] ИЛ — рӯинначанг. [2] Л — Қашида ба гирд омада.

[3] ТПЗ ИЛ — Қалиди дари ганҷ ороста,
Ба ганҷури ӯ додӣ ин хоста!

[4] ИЛ — б. 639—640 нест.

Чу шуд сохта кори лашкар ҳама,
Баромад сари шаҳриёр аз рама.

ОГОҲ ШУДАНИ САЛМ ВА ТУР

АЗ МАНУЧЕҲР

Ба Салму ба Тур омад ин огаҳӣ,
Ки шуд равшан он тахти шоҳаншаҳӣ.[1]

Дили ҳарду бедор*[1] шуд пурниҳеб,
Ки ахтар ҳаме рафт сӯи нишеб.

Нишастанд ҳарду пурандешагон,[2]
Шуда тира рӯзи ҷафопешагон.

Яко-як ба он рояшон шуд дуруст,
К-аз он рӯяшон чора боист ҷуст,

Ки сӯи Фаридун фиристанд кас,
Ба пӯзиш, куҷо чора ин буд бас.

Биҷустанд з-он анҷуман ҳарду он,
Яке покдил марди чиразабон.

Бад-он марди борою боҳушу шарм[3]
Бигуфтанд бо лоба бисьёр гарм.

Дари ганҷи Ховар кушоданд боз,
Чу диданд ҳавли нишеб аз[4] фароз.

Зи ганҷи кӯҳан тоҷи зар хостанд.
Ҳама пушти пилон биёростанд.

Ба гардунаҳо-бар чӣ[5] мушку абир,
Чӣ дебову динору хаззу ҳарир.[6]

---

[1] ИЛ — пас аз б. 642 ин б. омада:

Чу огаҳ шуданд он ду бедодгар,
Зи ҳоли Манучеҳру кори падар.

[2] И — бадандешагон. [3] И — нарм. [4] ИЛ — Бидиданд ҳавл аз нишебу. [5] И — Чи заррин табақҳои. [6] И — б. 651 нест. *[1] М — бедод.

Або нили гардункашу[1] рангу бӯй,
Зи Ховар ба Эрон ниҳоданд рӯй.

Ҳар он кас, ки буд бар дари шаҳриёр,
Яко-як фиристодашон ёдгор.

Чу пардахташон шуд дил аз хоста,
Фиристода омад баророста.

Бидоданд[2] назди Фаридун паём,
Нахуст аз ҷаҳондор бурданд ном,

Ки ҷовид бодо Фаридуни гурд,
Ки фарри кай эзад ӯро супурд!

Сараш сабз боду танаш арҷманд,
Манаш баргузашта зи чархи баланд.

Паёме гузорам зи ҳарду раҳӣ,
Бад-ин бурздаргоҳи шоҳаншаҳӣ.

Бад-он, к-он ду бадхоҳи бедодгар,
Пур аз оби дида зи шарми падар.

Пушаймон шуда, доғдил, бар гуноҳ,*[1]
Ҳаме сӯи пӯзиш биҷӯянд роҳ.

Азеро куҷо чашми оншон[3] набуд,
Ки гуфторашон кас тавонад[4] шунуд.

Чӣ гуфтанд? Гуфтанд, к-эй*[2] пурхирад,
Ҳар он кас, ки бад кард, кайфар барад,

Бимонад ба тимору дил пур зи дард,
Чу мо мондаем, эй шаҳи зодмард.[5]

Навишта чунин будамон аз бувиш,
Ба расми бувиш андаромад равиш.

---

[1] И — гарданкаш. [2] И — Чу доданд. [3] ИЛ — эшон. [4] Л — гуфтори эшон бибояд. [5] И — зода мард; Л — родмард. *[1] М — пургунох. *[2] М — пурхирад.

Ҳижабри[1] ҷаҳонсузу нараждаҳо
Зи доми қазо ҳам наёбад раҳо.

Ва дигар, ки фармони нопокдев[2]
Бибурд ин дил аз роҳи[3] кайҳонхидев.

Ба мо-бар чунин чира[4] шуд рои ӯй,
Ки мағзи ду фарзона[5] шуд ҷои ӯй.

Ҳаме чашм дорем аз он тоҷвар,
Ки бахшониш орад ба мо-бар магар.

Агарчи бузург аст моро гуноҳ,
Ба бедонишӣ барниҳад пешгоҳ.

Ва дигар баҳона сипеҳри баланд,
Ки гоҳе паноҳ асту гоҳе газанд.

Савум дев, к-андар ҷаҳон чун наванд,
Миён баста дорад зи баҳри газанд.

Агар подшоро сар аз кини мо
Шавад пок, равшан шавад дини мо.

Манучеҳрро бо сипоҳе гарон
Фиристад ба наздики хоҳишгарон.

Бад-он то чу банда ба[6] пешаш ба пой
Бибошем ҷовиду ин аст рой.

Магар, к-он дарахте, ки аз кин бируст,
Ба оби ду дида тавонем шуст.

Бипуем то обу ранҷаш[7] диҳем,
Чу тоза шавад, тоҷу ганҷаш диҳем.

---

[1] ИЛ — ҳизабри. [2] МИ — бебокдев. [3] И — Бурида дил аз тарси. [4] Л — хира. [5] ИЛ — фарзанд. [6] И — Бар он тоҷҷӯянда. [7] Л — Бикӯшем, то обурангаш.

ПАЙҒОМ ФИРИСТОДАНИ ПИСАРОН
НАЗДИ ФАРИДУН

Фиристода омад диле пурсухун,
Суханро на сар дид пайдо, на бун.

Або пилу бо ганҷу бо хоста,
Ба даргоҳи шоҳ омад ороста.

Чу назди Фаридун расид огаҳӣ,
Бифармуд то тахти[1] шоҳаншаҳӣ

Ба дебои румӣ[2] биёростанд,
Қулоҳи каёнӣ бипиростанд.[3]

Нишаст аз бари тахти пирӯза шоҳ,
Чу сарви саҳӣ бар сараш гирдмоҳ.

Або тоҷу бо тавқу бо гӯшвор,
Чунон чун бувад дархури шаҳриёр.

Ҳуҷаста Манучеҳр бар дасти шоҳ
Нишаста, ба сар барниҳода кулоҳ.

Дурӯя бузургон кашида рада,
Саропой яксар ба зар ожада.[4]

Ба зарринамуду ба зарринкамар,
Замин карда хуршедгун сар ба сар,

Ба як даст барбаста шеру паланг,
Ба дасти дигар жандапилони ҷанг.[5]

Бурун омад аз кох Шопури гурд,
Фиристодаи Салмро пеш бурд.

Фиристода чун дид даргоҳи шоҳ,
Пиёда давон андаромад зи роҳ.

---

[1] И — кохи. [2] И — чинӣ. [3] Л — б. 679, 680 нест. [4] ИЛ — Ба тавқу ба занҷири зарринзада. [5] Л — б. 686 нест.

Чу наздики шоҳ Офаридун расид,
Сари тоҷу тахти баландаш бидид,

Зи боло фурӯ бурд сар пеши ӯй,
Ҳаме бар замин-бар бимолид рӯй.

Гаронмоя шоҳи ҷаҳонкадхудой,
Ба курсии заррин-ш фармуд ҷой.

Фиристода бар шоҳ кард офарин,
Ки: «Эй нозиши тоҷу тахту нигин,

Замин гулшан аз пояи тахти туст,
Замон равшан аз мояи бахти туст.

Ҳама бандаи хоки пои туем,
Ҳама пок зинда барои туем»!

Чу бар офарин шоҳ бикшод чеҳр,
Фиристода пешаш бигустурд меҳр.

Кушода забон марди бисьёрҳуш,
Бад-ӯ дод шоҳи ҷаҳондор гӯш.

Паёми ду хунӣ бигуфтан гирифт,
Ҳама ростиҳо нуҳуфтан гирифт.

Зи кирдори бад пӯзиш оростан,
Манучеҳрро назди худ хостан.

Миён бастан ӯро ба сони раҳӣ,
Супурдан бад-ӯ тоҷу тахти меҳӣ.

Харидан аз ӯ боз хуни падар,
Ба динору дебову ганҷу гуҳар.[1]

Фиристода гуфту сипаҳбад шунид,
Мар он бандро посух омад калид.[2]

---

[1] И — тоҷу камар. [2] И — онро ҳама посух омад падид.

ПОСУХ ДОДАНИ ФАРИДУН ПИСАРОНРО

Чу бишнид шоҳи ҷаҳонкадхудой
Паёми ду фарзанди нопокрой,

Яко-як ба марди гаронмоя гуфт,
Ки: «Хуршедро чун тавонӣ нуҳуфт?

Ниҳони дили он ду марди палид,
Зи хуршед равшантар омад падид.

Шунидам ҳама, ҳарчӣ гуфтӣ сухун,
Нигаҳ кун, ки посух чӣ ёбӣ зи бун.

Бигӯй он ду бешарми нопокро,
Ду бедоди бадмеҳри[1] бебокро,

Ки гуфтори хира наярзад ба чиз,[2]
Аз ин дар сухан худ наронем*[1] низ.

Агар бар Манучеҳратон меҳр хост,
Тани Эраҷи номвартон куҷост?

Ки коми даду дом будаш нуҳуфт,
Сараш бо[3] яке тангтобут ҷуфт.

Кунун чун аз Эраҷ бипардохтед,
Ба хуни Манучеҳр барсохтед.

Набинед рӯяш магар бо сипоҳ,
Зи пӯлод бар сар ниҳода[4] кулоҳ.

Або гурзу бо коваёнӣ дирафш,
Замин*[2] гашта аз наъли аспон бунафш.

Сипаҳдор чун Қорани размхоҳ,
Чу Шопури Настух пушти сипоҳ.

---

[1] ИЛ — бемеҳри. [2] И — патиз. [3] ИЛ — Сарашро. [4] И — оҳан ба сар барниҳода. *[1] М — чанд ронем. *[2] М — карда.

Ба як даст Шедӯши ҷангӣ ба пой,
Чу Шерӯи шеравжани раҳнамой.[1]

Чу шоҳи Талимону Сарви Яман,
Ба пеши сипоҳ андарун ройзан.

Дарахте ки аз кини Эраҷ бируст,
Ба хун баргу бораш бихоҳем шуст.

Аз он то кунун кини ӯ кас нахост,
Ки пушти замона надидем рост.

На хуб омадӣ бо ду фарзанди хеш,
Ки ман ҷангро кардаме даст пеш.

Кунун з-он дарахте, ки душман биканд,
Барӯманд шохе баромад баланд.

Биёяд кунун чун ҳижабри жиён,
Ба кини падар танг баста миён.

Або номдорони лашкар ба ҳам,
Чу Соми Наремону Гаршоспи Ҷам,

Сипоҳе, ки аз кӯҳ то кӯҳ ҷой
Бигиранду кӯбанд гетӣ[2] ба пой,

Ва дигар, ки гуфтанд, бояд, ки шоҳ
Зи кин дил бишӯяд, бубахшад гуноҳ,

Ки бар мо чунин гашт гардонсипеҳр,
Хирад хира шуд, тира шуд ҷои меҳр.

Шунидам ҳама пӯзиши нобакор,[3]
Чӣ гуфт он ҷаҳонҷӯи[4] нобурдбор.

Ки ҳар кас, ки тухми ҷафоро бикишт,
На хуш рӯз бинад, на хуррам бихишт.

---

[1] ИЛ — Б. 714 нест. [2] И — кайҳон. [3] Л — будани рузгор. [4] ЛМ — ҷаҳондори.

Гар омурзиш ояд зи яздони пок,
Шуморо зи хуни бародар чӣ бок.

Ҳар он кас, ки дорад равонаш хирад,
Гуноҳ он сиголад, ки пӯзиш барад.

Зи равшан ҷаҳондоратон нест шарм,
Сияҳ дил, забон пур зи гуфтори нарм.

Мукофоти ин бад ба ҳарду сарой
Биёбед аз додгар як худой.

Се дигар фиристодани тахти оҷ,
Бад-ин зандапилону*[1] пирӯза тоҷ.

Бад-ин бадраҳои гуҳар гунагун,
Наҷӯем кину бишӯем хун?

Сари тоҷдоре фурӯшам ба зар,
Ки на тоҷ боду на тахту на фар?!

Сари бебаҳоро ситонад баҳо,
Магар бадтар аз баччаи аждаҳо.

Кӣ гӯяд, ки ҷони гиромӣ писар
Баҳо мекунад пиргашта падар?

Бад-ин хоста нест моро ниёз,
Сухан чанд гӯем чандин дароз.

Падар то бувад зинда, бо пирасар
Аз ин кин нахоҳад кушодан камар.

Паёмат шунидам, ту посух шунав,
Яко-як бигиру ба зудӣ бирав».

Фиристода к-он[1] ҳавли гуфтор дид,
Нишасти Манучеҳри солор дид,

[1] Л — Фиристода он. *[1] М — жандапилону.

Бипажмурду бархост ларзон зи ҷой,
Ҳамонгаҳ ба зин андаровард пой.

Ҳама буданиҳо ба равшанравон
Бидид он гаронмоя марди ҷавон.

Ки бо Туру бо Салм гардонсипеҳр,
На бас дер чин андарорад ба чеҳр.

Биёмад ба кирдори боди дамон,
Саре пур зи посух, диле пургумон.[1]

Зи дидор чун Ховар[2] омад падид,
Ба ҳомун кашида саропарда дид.

Биёмад ба наздики пардасарой,
Ба парда дарун буд ховархудой.

Яке хаймаи парниён сохта,
Ситора зада,[3] ҷой пардохта.

Ду шоҳи ду кишвар нишаста ба роз,
Бигуфтанд к-«Омад фиристода боз».

Биёмад ҳамон гоҳ солори бор,
Фиристодаро бурд зӣ шаҳриёр.

Нишастангаҳи нав биёростанд,
Зи шоҳи навоин хабар хостанд.

Биҷустанд ҳар гунаро огаҳӣ,
Зи дайҳиму аз тахти шоҳаншаҳӣ.

Зи шоҳ Офаридуну аз лашкараш,
Зи гурдони ҷангиву аз кишвараш.

Ва дигар зи кирдори[4] гардонсипеҳр,
Ки дорад ҳаме бар Манучеҳр меҳр.

---

[1] И — бадгумон. [2] Л — Чу аз роҳи Ховар хур. [3] Л — Ситода рада. [4] И — гарданда.

Бузургон кадоманду дастур кӣ?[1]
Чӣ мояшашон ганҷу ганҷур кӣ?[2]»

Фиристода гуфт он ки равшанбаҳор[3]
Набинад[4], бубинад дари шаҳриёр,

Баҳорест хуррам дар андар биҳишт,
Ҳама хок анбар, ҳама зарр[5] хишт.

Сипеҳри барин кохи айвони[6] ӯст,
Биҳишти барин рӯи хандони ӯст.

Ба болои айвони ӯ роғ нест,
Ба паҳнои майдони ӯ боғ нест.

Чу рафтам ба наздики айвон фароз,
Сараш бо ситора ҳаме гуфт роз.

Ба як даст пилу ба як даст шер,
Ҷаҳоне ба тахт андароварда[7]*[1] зер.

Абар пушти пилон-ш бар тахти зар,
Зи гавҳар ҳама тавқи шерони нар.

Табиразанон[8] пеши пилон ба пой,
Зи ҳар сӯ хурӯшидани каррной.

Ту гуфтӣ, ки майдон биҷӯшад ҳаме,
Замин б-осмон[9] бархурӯшад ҳаме.

Хиромон шудам пеши[10] он арҷманд,
Якс тахти пирӯза дидам баланд.

---

[1] ИЛ — кист. [2] ИЛ — кист; ТПЗИ — пас аз б. 753 ин б. омада:

Сипаҳдорашон чанду солор кист?
Ба ҷанг андарун номбардор кист?

Л — Ипондорашон чанду солор чанд?
Зи ҷанговарон номбардор чанд?

[3] Л — хуррамбаҳор. [4] И — Надиду. [5] Л — зар чу. [6] ИЛ — коху майдони. [7] ИЛ — оварида ба. [8] И — Табира ҳама. [9] И — з-осмон. [10] И — пазди. *[1] М — ҷаҳон тахти ӯ оварида ба.

Нишаста бар ӯ шаҳриёре чу моҳ,
Зи ёқути рахшон ба сар-бар кулоҳ.

Чу кофур мӯю чу гулбарг рӯй,
Дил озармҷӯю забон ҷарбгӯй.[1]

Ҷаҳонро аз ӯ дил ба тарсу умед,
Ту гуфтӣ, магар зинда шуд Ҷаммшед.

Манучеҳр чун зод[2] сарви баланд,
Ба кирдори Таҳмураси Девбанд.

Нишаста бари шоҳ бар дасти рост,
Ту гуфтӣ равону[3] дили подшост.

Зи оҳангар он Коваи пурҳунар,
Ба пешаш яке размдида писар.

Куҷо номи ӯ Қорани размзан,
Сипаҳдори бедори лашкаршикан.

Чу шоҳи Яман — Сарв дастури шоҳ,
Чу пирӯз Гаршосп-ганҷури шоҳ.[4]

---

[1] Л — гармгӯй; И — Дил оромҷӯю забон ростгӯй. [2] И — род.
[3] И — забону.

[4] ТПЗ — Ба чап-бари Гуштоспи кишваркушой,
Ду фарзанди пурмоя пешаш ба пой.
Наремони ҷангиву фархунда Сом,
Ки аз пилу шерон бароранд ком.
Ғуломони румиву чинӣ ҳазор,
Ҳама пок бо тавқу бо гӯшвор.
Ҳама баста доман як андар дигар,
Ба наздики Гаршосп бар пой-бар.
Ҷаҳонпаҳлавон гар биҷунбад зи ҷой,
Ҷаҳоне ба размаш надоранд пой.
Кӣ ёрад шудан пеши ӯ ҷангҷӯй,
Ки шашсад ман афзун бувад гурзи ӯй.
Агар бар замин барзанад гурзи кин
Битарсад замону биларзад замин.
Чӣ рӯбаҳ ба пешаш, чӣ дарранда шер,
Чӣ марде ба пешаш, чӣ сесад далер,
Ба каф теғ Соми Наремон ба пой,
Ҳаме хун чаконид аз кин ба ҷой.

Шумори дари ганҷҳо нопадид,
Қас андар ҷаҳон он бузургӣ надид.

Ҳама гирди айвон дурӯя сипоҳ,
Ба зарринамуду ба зарринкулоҳ.

Сипаҳдор чун Қорани коваён,
Ба пеши сипоҳ андарун кордон.

Мубориз чу Шерӯи даррандашер,
Чу Шопури ял жандапили далер.

Чу банданд[1] бар кӯҳаи пил кӯс,
Ҳаво гардад аз гард чун обнус.

Гар оянд зӣ мо ба ҷанг он гурӯҳ,
Шавад кӯҳ ҳомуну ҳомун чу кӯҳ.

Ҳама дил пур аз кину пурчин бурӯ.[2]
Ба ҷуз ҷангашон нест чиз орзӯ.[3]

Бар эшон ҳама баршумурд, он чӣ дид,
Сухан низ, к-аз Офаридун шунид.

Ду марди ҷафопешаро дил зи дард
Бупечиду шуд рӯяшон[4] лоҷвард.

Нишастанду ҷустанд ҳар гуна рой,
Суханро на сар буд пайдо, на пой.

Ба Салми бузург он гаҳе Тур гуфт,
Ки: «Орому шодӣ бибояд нуҳуфт.

Набояд, ки он баччаи наррашер
Шавад тездандону гардад далер.

Чунон номвар[5] бе ҳунар чун бувад,
Қ-аш омӯзгор[6] Офаридун бувад?

[1] ИЛ — Чун ӯ баст. [2] И — руӣ. [3] И — Ҷуз аз ҷангашон нест хеҷ орзуӣ. [4] И — руӣ чун. [5] И — пурҳунар. [6] ИЛ — Ки омӯзгораш.

Набера чу шуд ройзан бо ниё,
Аз он ҷойгаҳ бардамад кимиё.

Бибояд, бисечид моро ба ҷанг.
Шитоб оваридан ба ҷои диранг».

Зи лашкар саворон[1] бурун тохтанд,
Зи Чину зи Ховар сипаҳ[2] сохтанд

Фитод андар он буму бар гуфтугӯй,
Ҷаҳоне[3] бад-эшон ниҳоданд рӯй.

Сипоҳе, ки онро карона набуд,
Бад он буд, ахтар ҷавона набуд.

Ду лашкар зи Турон ба Эрон кашид,
Ба хафтону хӯд андарун нопадид.

Або ҷандапилону бо хоста,
Ду хунӣ ба кина дил ороста.

ФИРИСТОДАНИ ФАРИДУН МАНУЧЕҲРРО
БА ҶАНГИ ТУР ВА САЛМ

Ҳамон гаҳ хабар бо[4] Фаридун расид,
Ки лашкар бад-ин сӯи Ҷайҳун расид,

Бифармуд пас то Манучеҳршоҳ
Зи паҳлӯ ба ҳомун гузорад сипоҳ.

Яке достон зад ҷаҳондида кай,
Ки марди ҷавон чун бувад некпай.

Ба дом оядаш носиголида меш,
Паланг аз паси пушту сайёд пеш.

Шикебову бо[5] хушу рою хирад,
Ҳижабри жиёнро ба дом оварад.

---

[1] И — саронро. [2] Л — қашар. [3] И — Сипоҳе. [4] Л — зй. [5] ИЛ — Шикебоиву.

Ва дигар кучо[1] мардуми бадкунаш,
Ба фарчом рӯзе бипечад танаш.

Ба бодафра он гаҳ шитобидаме,
Ки тафсидаоҳан битобидаме.

Манучеҳр гуфт: «Эй сарафроз шоҳ,
Кӣ ояд ба наздики ту кинахоҳ?

Магар бад сиголад бад-ӯ рӯзгор,
Ба чону тани худ хӯрад зинҳор?

Ман инак миёнро ба румизиреҳ,
Бубандам, ки накшоям аз тан гиреҳ.

Ба кин чустан аз дашти овардгоҳ
Барорам ба хуршед гарди сипоҳ.

Аз он анчуман кас надорам ба мард,
Кучо чуст ёранд бо ман набард!»

Бифармуд то Қорани размчӯй
Зи паҳлӯ ба дашт андаровард рӯй.

Саропардаи шоҳ берун кашид,
Дурафши ҳумоюн ба ҳомун кашид.

Ҳаме рафт лашкар гурӯҳогурӯҳ,
Чу дарьё бичӯшид[2] ҳомуну кӯҳ.[3]

Чунон тира шуд рӯзи равшан зи гард,
Ту гуфтӣ, ки хуршед шуд лочвард.

Зи лашкар[4] баромад саросар хурӯш,
Ҳаме кар шудӣ мардуми тезгӯш.

Хурӯшидани тозиаспон ба дашт,
Зи бонги табира ҳаме баргузашт.

[1] Л — зи бад. [2] И — Чу дарьён чӯшида. [3] Л — б. 806 нест.
[4] ИЛ — кишвар.

Зи лашкаргаҳи паҳлавон бар[1] ду мил,
Кашида дуруя рада[2] жандапил.

Аз он шаст бар пушташон[3] тахти зар,
Ба зар андарун чанд гуна гуҳар.

Чу сесад буна барниҳоданд бор,
Чу сесад ҳамон аз дари корзор.

Ҳама зери баргустувон андарун,
Набудшон ба ҷуз чашм з-оҳан бурун.

Саропардан шоҳ берун заданд,[4]
Зи Таммиша лашкар ба ҳомун шуданд.[5]

Сипаҳдор чун Қорани кинадор,
Саворони ҷангӣ чу сесад ҳазор.

Ҳама номдорони ҷавшанварон,
Бирафтанд бо гурзҳои гарон.[6]

Далерон яко-як чу шери жиён
Ҳама баста бар кини Эраҷ миён.

Ба пеш андарун коваёнӣ дурафш,
Ба ҷанг андарун теғҳои бунафш.[7]

Манучеҳр бо Қорани пилтан,
Бурун омад аз бешаи Норван.

Биёмад, ба пеши сипаҳ баргузашт,
Биёрост лашкар бар он паҳндашт.

Чапи лашкарашро ба Гаршосп дод.
Абар маймана Соми ял бо Қубод,

Рада баркашиданд яксар сипоҳ,
Манучеҳр бо Сарв дар қалбгоҳ.

---

[1] Л — то. [2] Л — сафи. [3] ИЛ — Бубаст аз бари шасташон. [4] И — кашид. [5] И — кашид. [6] Л — б. 815, 816 нест. [7] И — б. 818 нест.

Ҳаме тофт чун маҳ миёни гурӯҳ,
Ва ё меҳри тобон бар афрози кӯҳ.[1]

Сипаҳкаш чу Қоран, мубориз чу Сом,
Сипаҳ теғҳо баркашид аз ниём.

Талоя ба пеш андарун чун Қубод,
Қаминвар чу гурди Талемоннажод.[2]

Яке лашкар ороста чун арӯс,
Ба шерони ҷангиву овои кӯс.

Ба Туру ба Салм огаҳӣ тохтанд,
Ки эрониён[3] ҷангро сохтанд.

Зи беша ба ҳомун кашиданд саф,
Зи хуни ҷигар бар лаб оварда каф.

Ду хунӣ ҳамон бо сипоҳи гарон,
Бирафтанд оганда аз кин сарон.

Кашиданд лашкар ба дашти набард,
Алонону дарьё паси[4] пушт кард.

Яко-як талоя биёмад Қубод,
Чу Тур огаҳӣ ёфт, омад чу бод.

Бад-ӯ гуфт: «Назди Манучеҳр шав,
Бигӯяш, ки эй бепадар, шоҳи нав!

Агар духтар омад зи Эраҷ падид,[5]
Ба ту тоҷу тахту нигин чун сазид»?![6]

Бад-ӯ гуфт: «Оре, гузорам паём
Бад-ин сон, ки гуфтиву бурдӣ ту ном.

Валекин чу андеша гардад дароз,
Хирад бо дили ту нишинад ба роз.

[1] Л — б. 822, 823 нест. [2] ИЛ — Наримоннажод. [3] ИЛ — киноварон. [4] ИЛ — дарьёш дар. [5] ИЛ — нажод. [6] ИЛ — Туро теғу кӯполу ҷавшан кӣ дод?

Бидонй, ки корест з-андоза беш,
Битарсй аз ин хом гуфтори хеш.

Агар бар шумо дому дад рӯзу шаб
Ҳаме гирьядй, нестй бас аҷаб,

Ки аз бешаи Норван то ба Чин,
Савороии ҷангаиду мардони[1] кин.

Дурафшидани теғҳои бунафш,
Чу бинед бо ковайнй дурафш,

Бидаррад дилу мағзатон аз ниҳеб,
Баландй надонед боз аз нишеб».[2]

Қубод омад онгаҳ ба наздики шоҳ,
Бигуфт он чй бишнид аз он размхоҳ.

Манучеҳр хандиду гуфт он гаҳе,
Ки: «Чунин нагӯяд ба ҷуз[3] аблаҳе.

Сипос аз ҷаҳондори ҳарду[4] ҷаҳон,
Шиносандаи ошкору ниҳон,

Ки донад, ки Эраҷ ниёи ман аст,
Фаридуни фаррух гувои ман аст.[5]

Кунун гар ба ҷанг андарорем сар,
Шавад ошкоро нажоду гуҳар.

Ба фарри худованди хуршеду моҳ,
Ки чандон намонам варо дастгоҳ,

Ки барҳам занад мижжа[6] зеру забар,
Абетан ба лашкар намоям-ш сар.

---

[1] ИЛ — шерони.

[2] ТПЗ — Чу бишнид гуфтори фаррух Қубод,
*Дижам гашту баргашту посух надод.*

[3] ИЛ — магар. [4] Л — ҷаҳонбон худои. [5] И — б. 844 нест. [6] ИЛ — чашм.

Бихоҳам аз ӯ кини фаррухпадар,
Кунам подшоҳиш зеру забар

Бифармуд, то хон биёростанд,
Нишастангаҳи рӯду май хостанд.

ТОХТ КАРДАНИ МАНУЧЕҲР
БАР СИПОҲИ ТУР

Бад-он гаҳ, ки равшанҷаҳон тира гашт,
Талоя пароканд бар гирди дашт,

Ба пеши сипаҳ Қорани размзан,
Або ройзан Сарв-шоҳи Яман.

Хурӯше баромад зи пеши сипоҳ,
Ки «Эй номдорону шерони шоҳ.

Бидонед, к-ин ҷанги оҳарман аст,
Ҷаҳонофаринро ба дил душман аст.

Миён баста дореду бедор бед,
Ҳама дар паноҳи ҷаҳондор бед!

Касе к-ӯ шавад кушта з-ин размгоҳ,
Биҳиштӣ шавад, шуста пок аз гуноҳ.

Ҳар он кас, ки аз лашкари Чину Рум[1]
Бирезанд хуну бигиранд бум,[2]

Ҳама некномонд то ҷовидон,
Бимонанд бо фарраи мӯбадон.

Ҳам аз шоҳ ёбанд, дайҳиму тахт,
Зи солор зарру зи додор бахт.

Чу пайдо шавад чоки рӯзи сапед,
Ду баҳра бипаймояд аз рӯз[3] шед,

---

[1] И — Руму Чин. [2] И — Бирезанд хун андар ин дашти к…
[3] Л — чарх.

Бубандед яксар миёни ялӣ,
Або гурзу бо ханҷари кобулӣ.

Бидоред яксар ҳама ҷои хеш,
Яке аз дигар пой манҳед пеш».

Сарони сипаҳ меҳтарони далер,
Қашиданд саф пеши солори шер.

Ба солор[1] гуфтанд: «Мо бандаем,
Худ андар ҷаҳон баҳри шаҳ зиндаем.

Чу фармон диҳад, мо ҳам эдун кунем,
Заминро ба ханҷар чу Ҷайҳун кунем»!

Сӯи хаймаи хеш боз омаданд,
Ҳама бо сари[2] кинасоз омаданд.

Сапеда чу аз ҷои худ бардамид,
Миёни шаби тира андар хамид,

Манучеҳр бархост аз қалбгоҳ,
Або ҷавшану теғу румикулоҳ.

Сипаҳ яксара наъра бардоштанд,
Синонҳо ба абр андар афроштанд.

Пур аз хашм сар, абрӯвон пур зи чин,
Ҳаме барнавоштанд рӯи замин.

Чапу росту қалбу ҷаноҳи сипоҳ,
Чу боист лашкар, биёрост шоҳ.

Замин шуд ба кирдори киштӣ бар об,
Ту гуфтӣ, сӯи ғарқ дорад шитоб.

---

[1] ИЛ — Ба овоз. [2] И — дили.

Бизад мӯҳра бар кӯҳаи жандапил,
Замин ҷунб-ҷунбон[1] чу дарьёи Нил.

Ҳам аз пеши пилон табиразанон,
Хурӯшону ҷӯшон чу шери дамон.

Яке базмгоҳ аст, гуфтӣ, ба ҷой,
Зи шайпуру нолидани[2] каррной.

Бирафтанд аз ҷой яксар чу кӯҳ
Деҳо-деҳ бaромад зи ҳарду гурӯҳ.

Биёбон чу дарьёи хун шуд дуруст,
Ту гуфтӣ, зи рӯи замин лола руст.

Паи жандапилон ба хун андарун,
Чунон чун зи беҷода бар по сутун.[3]

Ҳама чирагӣ бо Манучеҳр буд,
Қ-аз ӯ мағзи гетӣ пур аз меҳр буд.

---

[1] ИЛ — гашт ҷунбон. [2] Л — в-аз нолаи.
[3] ТПЗ — Яке паҳлавон буд Шерӯй ном,
Далеру сарафрозу ҷӯянданом.
Биёмад зи туркон чу як лахти кӯҳ,
Шуданд аз ниҳебаш далерон сутӯҳ,
Чу Қоран нигаҳ кард, ӯро бидид,
Бизад дасту шамшери кин баркашид.
Биғуррид Шерӯй чун наррашер,
Яке найза зад бар миёнаш далер.
Дили Қоран озурда шуд аз ниҳеб,
Намонд он замон бо диловар шикеб.
Чу Соми сипаҳбад бад-ӯ бингарид,
Биғуррид чун раъду пешаш давид.
Нигаҳ кард Шерӯю шуд чун паланг,
Ба пеши диловар даромад ба ҷанг.
Яке гурз зад бар сари Соми шер,
Ки шуд Сомро рӯй ҳамчун зарир.
Сару тарги он номвар кард хурд
В-аз он пас ба шамшери кин даст бурд.
Сӯи лашкари хеш карданд рӯй,
Ду гурди сарафрози пархешҷӯй.

Чунин то шаби тира сар баркашид,
Дурахшанда хуршед шуд нопадид.

Замона ба як сон надорад диранг,
Гаҳе шаҳд нӯш асту[1] гоҳе шаранг.

[1] И — меҳрнӯш асту.

Ба пеши саф омад ба кирдори бод,
Ба фаррух Манучеҳр овоз дод.
«Кӣ он паҳлавон, ку сипаҳдоратон,
Ки Гаршосп хонад ҷаҳондоратон.
Агар дар набарди ман ояд кунун,
Бипӯшонамаш ҷавшани лолагун.
Дар Эрон ҷуз ӯ нест ҳамтоби ман,
Надорад ҳам ӯ низ поёби ман.
Дар Эрону Турон чу ман нест кас,
Ҳамоварди ман паҳлавон аст бас.
Сари теғи ман хуни шерон хӯрад,
Ҳамон гурз магзи далерон хӯрад.
Чу теғи ман аз кина ояд бурун,
Кунад ҳафт кишвар чу дарёи хун!»
Чу бишнид Гаршосп, з-он сӯ кашид,
Чу наздики солори Ховар расид,
Ба Шеруи гарданкаш овоз кард,
Зи бонгаш биларзид дашти набард.
Ки: «Эй хирасар рӯбаҳи дерсоз,
Маро кардан ёд з-он сарфароз!
Туро пеши ман зӯру фарзонагист,
Кунун мигфарат бар ту хоҳад гирист»,
Чунин дод посух, ки: «Шерӯ манам,
Сари жандапилон зи тан барканам».
Барангехт аспу биёмад дамон
Ту гуфтӣ, магар гашт кӯҳе равон,
Сарафроз Гаршосп чун бингарид,
Бихандид чун турки Шерӯ бидид,
Бад-ӯ гуфт Шерӯ, ки «Эй зӯрманд,
Ба пайкор пеши далерон маханд».
Бад-ӯ гуфт Гаршосп, к-«Эй девмард.
Чӣ гуна нахандам ба дашти набард,
Ки пешам ту оиву ҷанг оварӣ.
Маро ханда ояд, бад-ин доварӣ».
Бад-ӯ гуфт, к—«Эй пири баргаштабахт,
Чаро сер гаштӣ ту аз тоҷу тахт?
Ки разми маро кардай орзӯй,
Равон созам аз хунат эдар ба ҷӯй».
Чу бишнид Гаршосп, гурзи гарон—
Зи зин баркашиду бияфшурд рон.
Бизад бар сараш гурзаи говрӯй,
Ба хок андаромад сари ҷангҷӯй.

Дили Туру Салм омад аз ғам ба ҷӯш,
Ба роҳи шабехун ниҳоданд гӯш.[1]

Чу шаб рӯз шуд кас наёмад ба ҷанг,
Ду ҷангӣ гирифтанд рои[2] диранг.

### КУШТА ШУДАНИ ТУР БАР ДАСТИ МАНУЧЕҲР

Чу аз рӯзи рахшанда ниме бирафт,
Дили харду ҷангӣ зи кина битафт.

Ба тадбир бо якдигар сохтанд,
Ҳама рои беҳуда андохтанд.

Ки чун шаб шавад мо шабехун кунем,
Ҳама дашту ҳомун пур аз хун кунем,

Чу омад шабу рӯз шуд дар ниҳон,
Сиёҳӣ гирифта саросар ҷаҳон,

Ду бедодгар лашкар оростанд,
Шабехун ҳаме б-орзӯ хостанд.

Чу корогаҳон огаҳӣ ёфтанд,
Давон зӣ Манучеҳр биштофтанд.

---

[1] ИЛ — кӯш. [2] ИЛ — сози.

Замоне бигалтид дар хоку хун,
Ҳама мағзаш аз хӯд омад бурун.
Бар он хок-бар ҷони ширин бидод.
Ту гуфтӣ, ки Шерӯ зи модар назод.
Далерони Турон ҳама ҷангҷӯй,
Ба Гаршосп яксар ниҳоданд рӯй.
Бигуррид Гаршосп дар қалбгоҳ,
Зи бимаш биларзид хуршеду моҳ.
Ба тиру камону ба шамшери тез,
Дарафканд дар саркашон растахез.

Шунида ба[1] пеши Манучеҳршоҳ
Бигуфтанд, то барнишонад сипоҳ.

Манучеҳр бишниду бикшод гӯш,
Сӯи чора шуд марди бисьёрҳуш.

Сипаҳро саросар ба Қоран супурд,
Камингоҳ бугзид солори гурд.

Бибурд аз сарон[2] номвар сӣ ҳазор,
Далерону*[1] мардони ханҷаргузор.

Камингоҳро ҷой шоиста дид,
Саворони ҷангиву боиста дид.

Чу шаб тира шуд Тур бо сад ҳазор
Биёмад камар бастаи корзор.

Шабехун сиголидаву сохта,
Синонро ба абр андар афрохта.

Чу омад, сипаҳ дид бар ҷои хеш,
Дурафши фурӯзанда бар пой пеш.

Ҷуз аз ҷангу пайкор чора надид,
Хурӯш аз миёни сипаҳ баркашид.

Зи гарди саворон ҳаво баст меғ,
Чу барқи дурахшанда пӯлодтеғ.[3]

Ҳаворо, ту гуфтӣ, ҳама барфурӯхт,
Чу алмос рӯи заминро бисӯхт.

---

[1] Л — Расиданд. [2] И — ялон. [3] Л — пас аз б. 898 ин б. омада:

Чу шаб рӯз шуд, ҳамчунон ҷангҷӯй,
Ду лашкар ба рӯй андар овард рӯй.

*[1] М — гурдони.

Ба мағз андарун бонги пӯлод хост,
Ба абр андарун оташу бод хост.[1]

Баровард шоҳ аз камингоҳ сар,
Набуд Турро аз дурӯя гузар.[2]

Инонро бупечиду баргошт руй,
Баромад зи лашкар ҳаме[3] хою ҳуй.

Дамон аз пас андар Манучеҳршоҳ,
Расид андар он номвар кинахоҳ.

Яке бонг барзад ба бедоргар,
Ки: «Бош, эй ситамгори пархошхар!

Бибуррӣ сари бегуноҳон чунин,
Надонӣ, ки ҷӯяд ҷаҳон аз ту кин».[4]

Яке найза андохт бар пушти ӯй,
Нагунсор шуд ханҷар аз мушти ӯй.

Зи зин баргирифташ ба кирдори бод,
Бизад бар замин, доди мардӣ бидод.

---

[1] ТПЗ — Ду лашкар ба як ҷо шуда сахткӯш,
Ба гардун дарафтода бонгу хурӯш.
Шаби тираву руи ҳомун чу қир,
Зи ҳар сӯ биборид борони тир.
Сипаҳдори туркон чу боди дамон,
Ба теғ оварида сипаҳ он замон.
Ҷаҳонҷӯй Қоран чу ошуфта пил,
Замин карда аз хун чу дарьёи Нил.
Зи хун рӯи саҳро чу ҷӯи равон,
Зи бонги саворон ҷаҳон пурфиғон.
Дар он кину ошӯбу дору бикуш,
На бо асп зӯру на бо мард ҳуш.

[2] ТПЗ — Пасу пеши ӯ лашкари ҷангҷӯй,
Ба рӯй андароварда буданд рӯй.
Чу Турончунон дид, саргашта шуд,
Бидонист, к-аш бахт баргашта шуд.

[3] ИЛ — яке. [4] ИЛ — б. 904, 905 нест.

Сарашро ҳамон гаҳ зи тан дур кард,
Даду домро аз танаш сур кард.[1]

Биёмад ба лашкаргаҳи хеш боз,
Бидид он нишони нишебу фароз.

ФАТҲНОМАИ МАНУЧЕҲР НАЗДИ
ФАРИДУН

Ба шоҳ Офаридун яке нома кард,
Зи неку бади рӯзгори набард.

Нахуст аз ҷаҳонофарин кард ёд,
Худованди хубиву покиву дод.

Сипос аз ҷаҳондори фарьёдрас,
Нагирад ба сахтӣ ҷуз ӯ даст кас,

Ки ӯ раҳнамоясту ҳам дилкушой,
Ки ҷовид бошад ҳамеша ба ҷой.[2]

Дигар, офарин бар Фаридуни бурз,[3]
Худованди тоҷу худованди гурз.[4]

Ҳамаш доду ҳам дину ҳам фарраҳӣ,
Ҳамаш тоҷу[5] ҳам[6] тахти[7] шоҳаншаҳӣ.

---

[1] ТПЗ — Фалакро надонам чӣ дорад гумон,
Ки надҳад касеро ба ҷон худ амон.
*Касеро агар солҳо парварад,*
Дар ӯ ҷуз ба хубӣ даме нангарад,
Чу эмин кунад мардро як замон,
*Аз он пас битозад бар ӯ бегумон.*
Зи тахт андарорад, нишонад ба хок,
Аз ин кор не тарс дорад, на бок.
Ба меҳраш мадор, эй бародар, умед,
Агарчи диҳад бекаронат навид.
Манучеҳр чун гашт фирӯзбахт,
Сари Тур бубриду баргашт сахт.

[2] Л — б. 913 нест. [3] Л — Фаридуншоҳ. [4] Л — гох. [5] И — ному.
[6] Л — Ҳамаш лашкару. [7] И — ганҷи.

Ҳама ростӣ рост аз бахти ӯст,
Ҳама фарру зебой аз тахти ӯст.[1]

Расидам ба фаррат[2] ба туронзамин,
Сипаҳ баркашидему ҷустем кин.

Се ҷанги гарон карда шуд дар ду рӯз,
Чӣ дар шаб, чӣ бо ҳури гетифурӯз.

Аз эшон шабехуну аз мо камин,
Қашидему ҷустем ҳар гуна кин.[3]

Шунидам, ки сози шабехун гирифт,
Ба бечорагӣ роҳи афсун гирифт,

Қамин сохтам аз паси пушти ӯй,
Намондам ба ҷуз бод дар мушти ӯй.

Яко-як чу аз ҷанг баргошт рӯй,
Пай андар гирифтам, расидам бад-ӯй

Ба хафтон-ш-бар найза бигзоштам,
Чу бод аз сари зинш бардоштам.

Бияфкандамаш[4] чун яке аждаҳо,
Буридам сараш з-он тани бебаҳо.

Фиристодам инак ба назди ниё,
Бисозам кунун Салмро кимиё.

Чунон чун сари Эраҷи шаҳриёр,
Ба тобути зар андарафканд хор.

---

[1] ТПЗ — Ба фармони додори додофарин,
Ҷаҳон шуд зи додаш пур аз офарин.

[2] ИЛМ — хубӣ. [3] Л — б. 919 нест;
ТПЗ — Ба пирӯзии номвар шаҳриёр,
Баровардам аз душманонмон димор.
Ҳамон Тури бадкори баргаштабахт,
*Або сад ҳазорон саворони сахт.*

Л — Бияндохтам.

Бар ӯ-бар набахшуду шармаш надошт,
Ҷаҳонофаринам бар ӯ баргумошт.

Раҳондам[1] зи тан ҳамчунон ҷони ӯй,
Ки вайрон кунам кишвару хони ӯй.[2]

Ба нома дарун чун ҳама кард ёд,
Ҳаюне барафканд чун тундбод.

Фиристода шуд бо рухи[3] пур зи шарм,
Ду чашм аз Фаридун пур аз оби гарм,

Ки чун бурд хоҳад сари шоҳи Чин,
Бурида бари шоҳи эронзамин,

Ки фарзанд ҳарчанд печад зи дин,
Бисӯзад ба маргаш падар ҳамчунин.

Гунаҳ бас гарон буд, пӯзиш набурд,
Ва дигар, ки кинхоҳ нав буду гурд.

Биёмад фиристодаи шӯхрӯй,
Сари Тур бинҳод дар пеши ӯй.

Фаридуни шаҳ бар Манучеҳр-бар
Ҳаме офарин хонд аз додгар.

---

[1] *Л* — Буридам.

[2] ТПЗ — Сари ӯ ба найза фиристодамат,
Зи дил банди андуҳ бикшодамат.
Бисозам ҳамон кори Салми бузург,
Равам бар сараш ҳамчу бар меш гург.
Агар Салм дар жарфи дарьё шавад,
В-агар бар фалак чун сурайё шавад.
Ба ҷанг орамаш, сар бибуррам зи тан,
Бисозам варо коми шерон кафан.

[3] Н — омада рухи; *Л* — рухе.

## ГИРИФТАНИ ҚОРАН ДИЖИ АЛОНОНРО

Ба Салм огаҳӣ рафт аз ин размгоҳ
В-аз он тирагӣ, к-андар омад ба моҳ.[1]

Паси пушташ андар яке ҳисн буд,
Бароварда сар то ба чархи кабуд.

Чунон хост, к-ояд бад-он ҳисн боз,
Ки дорад замона нишебу фароз.

Пас онгаҳ, Манучеҳр аз он ёд кард,
Ки гар Салм печид рӯй аз набард.[2]

Алонондижаш бошад оромгоҳ,
Сазад, гар бар ӯ бар бигирем роҳ,

Ки гар ҳисни дарьё шавад ҷои ӯй,
Касе нагсилонад зи бун пои ӯй.

Яке ҷой дорад сар андар саҳоб,
Ба чора бароварда аз қаъри об.

Ниҳода зи ҳар чиз ганҷе ба ҷой,
Фиканда бар ӯ[3] соя парри ҳумой.

Маро рафт бояд бад-ин чора[4] зуд,
Рикобу инонро бибояд бисуд.

Чу андеша кард, он ба Қоран бигуфт,
Куҷо буд он розҳо дар нуҳуфт.

Чу Қоран шунид он суханҳо зи шоҳ,
Чунин гуфт, к-«Эй меҳтари некхоҳ.

---

[1] ТПЗ — Ғамин гашту печон шуд аз рӯзгор,
Ба марги бародар бимӯид зор.

[2] Л — Ҳамон ин сухан шоҳ андеша кард,
Ки пардозад аз Салм рӯзи набард.

[3] ИЛ — Бар ӯ нафканад. [4] Л — кор.

Агар шоҳ бинад, зи ҷанговарон
Ба кеҳтар супорад сипоҳи гарон.

Дари чораи ӯ бигирам ба даст,
К-аз он роҳи ҷангу асту з-он роҳи ҷаст.

Бибояд дурафши ҳумоюни шоҳ,
Ҳам ангуштари Тур бо ман ба роҳ.[1]

Бихоҳам кунун чорае сохтан,
Сипаҳро ба ҳисн андар андохтан.

Шавам ман ҳам акнун бад-ин[2] тирашаб,
Бар ин роз бар ҳеҷ макшой лаб.[3]

Гузида зи номоварон шаш ҳазор,
Ҳама кордида гаҳи корзор.[4]

Чу рӯи ҳаво гашт чун обнӯс,
Ниҳоданд бар кӯҳаи пил кӯс.

Ҳама номдорони пархошҷӯй
Зи хушкӣ ба дарьё ниҳоданд рӯй.[5]

Сипаҳро ба Шерӯй биспурду гуфт:
Ки: «Ман хештанро бихоҳам нуҳуфт.

Шавам сӯи дижбон ба пайғамбарӣ,
Намоям бад-ӯ муҳри ангуштарӣ.[6]

Чу дар диж шавам барфарозам дурафш
Дурафшон кунам теғҳои бунафш.

---

[1] И — б. 947—949 нест. [2] ИЛ — Ману гурд Гаршоспу ин.

[3] ТП — Манучеҳр гуфташ, ки: «Ин аст рой,
Бирав, к-ат нигаҳдор бодо худой».

[4] ИЛ — б. 952 нест.

[5] ТПЗ — Чу наздикии диж расиданд боз.
Ялони далерони гардандароз.

[6] ТПЗ — Ба чора магар баршавам бар фароз,
В-аз он пас ҳама кор бошад ба соз.

Шумо рӯй яксар сӯи диж ниҳед,
Чу ман бархурӯшам, кашеду диҳед».[1]

Сипаҳро ба наздики дарьё[2] бимонд,
Ба Шерӯи шеравжану худ биронд.

Биёмад чу наздики диж даррасид,
Сухан гуфту диждор мӯҳраш бидид.

Бад-ӯ[3] гуфт: «Қ-аз назди Тур омадам,
Нафармуд то як замон дам задам.

Маро гуфт, шав сӯи дижбон, бигӯй,
Ки рӯзу шаб орому хушшӣ мачӯй,

Ту бо ӯ ба неку ба бад ёр бош,
Нигаҳбони диж бошу бедор бош!

Гар ояд дурафши Манучеҳршоҳ
Сӯи диж фиристад ҳаме бо сипоҳ.

Шумо ёр бошеду нерӯ кунед,
Магар к-он сипоҳи варо бишканед».

Чу дижбон чунин гуфтаҳоро шунид,
Ҳамон мӯҳри ангуштариро бидид,

Ҳамон гаҳ дари диж кушоданд боз,
Бидид ошкоро, надонист роз.

Нигар, то сухангӯй деҳқон чӣ гуфт,
Ки рози дил он дид, к-ӯ дил нуҳуфт.

Марову туро бандагӣ пеша бод,
Або пешамон низ андеша бод!

Ба неку ба бад ҳарчӣ шояд будан,
Бибояд ҳаме достонҳо задан.

---

[1] *И* — диҳеду дамед. [2] *И* — наздикии диж. [3] *ИЛ* — Чунин.

Чу диждор бо Қорани размҷӯй,
Яко як ба бора ниҳоданд руй.

Яке бадсиголу яке соддадил,
Сипаҳбад ба ҳар чора омода дил.[1]

Ба бегона-бар меҳри хешӣ ниҳод.
Бидод аз газофа сару диж ба бод.

Чунин гуфт бо бачча ҷангипаланг,
Ки «Эй пурҳунар баччаи тезчанг,

Надониста дар кор тундӣ макун,
Бияндешу бингар зи сар то ба бун».

Ба гуфтори ширини бегонамард,
Ба вижа ба ҳангоми нангу набард,

Пижӯҳиш намою битарс аз камин,
Сухан ҳар чӣ бошад, ба жарфӣ бубин.

Нигар то яке меҳтари тезмағз
Пижӯҳиш чу нанмуд дар кор нағз.

Зи найранги душман накард эч ёд,
Ҳисоре бад-он гуна барбод дод.[2]

Чу шаб рӯз шуд Қорани размхоҳ
Дурафше барафрохт чун гирдмоҳ.

Хурӯшиду бинмуд як-як нишон,
Ба Шерӯю гурдони гарданкашон.

Чу Шерӯй дид он дурафши каён,
Ҳаме рӯй бинҳод зӣ паҳлавон.

Дари ҳисн бигрифту андар ниҳод,[3]
Саронро зи хун бар сар афсар ниҳод.

---

[1] ИЛ — б. 972 нест. [2] ИЛ — 974—979 нест. [3] И — сар дарниҳод.

Ба як даст Қоран, ба як даст Шер,
Ба сар-бар зи теғ отašу об зер.

Чу хуршед бар теғи гунбад расид,
На оини диж буд,[1] на дижбон падид.

Яке дуд диди сар андар саҳоб,
На диж буд пайдо, на киштӣ бар об.

Дурахшидани оташу бод хост,
Хурӯши саворону фарьёд хост.

Чу хуршеди тобон зи боло бигашт,
Ҳамон диж намуду ҳамон паҳидашт.

Бикуштанд з-эшон даҳу ду ҳазор,
Ҳаме дуд аз оташ баромад чу қор.

Ҳама рӯи дарьё шуда қиргун,
Ҳама рӯи саҳро шуда рӯди хун.[2]

ТОХТ ҚАРДАНИ ҚОҚУЙ НАБЕРАИ ЗАҲҲОҚ

Аз он ҷойгаҳ Қорани размхоҳ,
Биёмад ба назди Манучеҳршоҳ.

Ба шоҳи навоин бигуфт он чӣ кард,
В-аз он гардиши рӯзгори набард.

Бар ӯ-бар Манучеҳр кард офарин,
Ки: «Бе ту мабод аспу кӯполу зин.[3]

Ту з-эдар бирафтӣ, биёмад сипоҳ,
Навоин яке номвар кинахоҳ.[4]

---

[1] И — диж буд пайдо.

[2] ТПЗ — Зану кӯдакон зинҳорӣ шуданд,
Ба назди сипаҳбуд ба зорӣ шуданд.
Бубахшудашон Қорани номдор,
Ба пирӯзии давлати шаҳриёр.

[3] ТПЗ — Чу шаҳ гашт аз Қорани гурд шод,
Суханҳо саросар бад-ӯ кард ёд.

[4] ТПЗ — Або номвар лашкари сохта.
Ҳама теги кина барафрохта.

Набера, сипаҳдор[1] Заҳҳок буд,
Шунидам, ки Қокуи нопок буд.

Яке тохтан кард бо сад ҳазор,
Савормони гарданкашу номдор.[2]

Бикушт аз далерони мо чанд мард,
Ки буданд шерони рӯзи набард.

Кунун Салмро рои ҷанг омадаст,
Ки ёраш зи Дижхухтганг омадаст.

Яке деви ҷангиш гӯянд ҳаст,
Гаҳи разм нобоку[3] бо зӯри даст.

Ҳанӯз андар овард набсудамаш
Ба гурзи далерон напаймудамаш.

Чу ин бора ояд[4] сӯи мо ба ҷанг,
Варо баргироям бубинам-ш санг».

Бад-ӯ гуфт Қоран, ки «Эй шаҳриёр,
Кӣ ояд ба пеши ту дар корзор?

Агар ҳамнабарди ту бошад паланг,*[1]
Бидаррад бар ӯ пӯст аз ёди ҷанг.

Кадом аст Қокӯю Қокӯй чист?
Ҳамоварди ту дар ҷаҳон мард кист?[5]

Ман акнун ба ҳуши дилу покмағз,
Яке чора созам бар ин кор нағз,

К-аз ин пас сӯи мо зи Дижхухтганг,
Чу Қокуи бемоя н-ояд ба ҷанг».

---

[1] Л — ҷаҳондор. [2] И — пайзадор. [3] ИЛ — Кунад разм нопок.
[4] И — Чу он боз ояд; Л — Чу ин бор, к-ояд.
[5] Тп — Чу бархост овози шайпуру ной,
Ба қалб андарун шоҳ бугзид ҷой.
Чунин гуфт Қоран ба шохи ҷаҳон,
Чӣ дар ошкоро, чӣ андар ниҳон.

*[1] М — наҳанг.

Бад-ӯ гуфт пас номвар шаҳриёр,
Ки: «Диларо бад-ин кор ғамгин мадор.

Ту худ ранҷа гаштӣ бад-ин тохтан,
Сипаҳ бурдану кинаро сохтан.

Кунун гоҳи ҷанги ман омад фароз.[1]
Ту дам барзан, эй гурди гарданфароз».

Бигуфт ину овози шайпуру ной
Баромад ҳам эдун зи[2] пардасарой.[3]

Зи гарди саворону овои[4] кӯс,
Ҳаво қиргун шуд, замин обнӯс.

Ту гуфтӣ, ки алмос ҷон дораде,
Ҳамон гурзу найза забон[5] дораде.

Деҳо-деҳ хурӯш омаду дору гир,
Ҳаво парри каргас шуд аз парри тир.

Фусурда зи хун панҷа бар дасти теғ,
Чакон қатраи хун зи торикмеғ.

Ту гуфтӣ, замин мавҷ хоҳад задан,
В-аз ӯ мавҷ бар авҷ хоҳад шудан.[6]

Сипаҳдор Қокӯй барзад ғирев,
Ба майдон даромад ба кирдори дев.[7]

---

[1] И — ҷанг омад, эй сарфароз. [2] И — зи даҳлези. [3] Л — **зи парда ба ҳарду сарой.** [4] ИЛ — Хурӯши саворону овози. [5] Л — **Ҳаво гарди тира** равон. [6] ИЛ — задан. [7] ИЛ — б. 1016 нест;

ТПЗИЛ — Баровехта як ба дигар сипоҳ,
Ҷаҳон гашта чун руи зангӣ сиёҳ.
Ҳамон дам дамон гурд Қокуи шер,
Ба пеши сипоҳ андаромад далер.
Миёни ду саф шоҳи озармҷӯй,
Ҳамон гурд Қоку бад-ӯ кард руй.
Бурун рафт Қокую барзад ғирев,
Баровехт бо шоҳ, чун наррадев.
Манучеҳр шуд, чун мар уро бидид,
Ба кирдори шери жиён бардамид.
Ба Қокуй—бар ҳамлае кард сахт.*
Баромехт бо деви ҷангӣ зи бахт.

*И—ду байти охир нест; Л—б. 1, 2, 4, нест.

Манучеҳр омад зи лашкар бурун,
Яке теғи ҳиндӣ ба чанг андарун.

Зи ҳарду ғиреве баромад, ки кӯҳ
Бидарриду гаштанд тарсон гурӯҳ.[1]

Ту гуфтӣ ду пиланд ҳарду жиён,
Кушода ба кин дасту[2] баста миён.

Яке найза зад бар камарбанди шоҳ,
Ки ҷунбид бар сар-ш румикулоҳ.

Зиреҳ то камарбанди ӯ бардарид,
Зи оҳан камаргоҳаш омад падид.

Яке теғ зад шоҳ бар гарданаш,
Ҳама чок шуд ҷавшан андар танаш.

Ду ҷангӣ[3] бар ингуна то нимрӯз,
Ки гашт аз бараш[4] ҳури гетифурӯз,

Ҳаме чун палангон баровехтанд,
Ҳама хок бо хун баромехтанд.

Чу хуршед бар чархи гардон[5] бигашт,
Аз андоза овезаш андар гузашт.[6]

Дили шоҳ бар ҷанг баргашт танг,
Бияфшурд рону биёзид чанг.

Қамарбанди Коқуй бигрифт хор,
Зи зин баргирифт он тани пилвор.

Бияндохт хаста бар он гармхок,
Ба шамшер кардаш бару сина чок.

Шуд он марди тозӣ зи тезӣ ба бод,
Чунон рӯзи бадро зи модар бизод.[7]

---

[1] ИЛ — б. 1017, 1018 нест. [2] И — бару танг; Л — Кушода бару дасту. [3] Л — Ду хуни. [4] Л — Чу саргашта шуд. [5] ИЛ — Хуршеди тобон зи гунбаз. [6] И — Ба хун баста шуд кӯҳу дарьёву дашт; Л — Ба хун ғарқа шуд кӯҳу дарьёву дашт. [7] Л — Ҷуз он рӯзи бадро зи модар назод.

### ГУРЕХТАНИ САЛМ ВА КУШТА ШУДАНИ Ӯ БА ДАСТИ МАНУЧЕҲР

Чу ӯ кушта шуд, пушти ховархудой
Шикаста шуду дигар омад-ш рой.

Тиҳӣ шуд зи кина сари кинадор,
Гурезон ҳаме рафт сӯи ҳисор.

Чу наздикии жарфдарьё расид,
Нишони яке чӯби киштӣ надид.[1]

Пас андар сипоҳи Манучеҳршоҳ
Дамонуданон баргирифтанд роҳ.

Чунон шуд зи бас куштаву хаста дашт,
Ки пӯяндаро роҳ душвор гашт.

Пур аз хашму пуркина солори нав,
Нишаст аз бари чармаи тезрав.

Бияфканд баргустувону битохт,
Ба гарди сипах чарма андар нишохт.

Расид он гаҳе танг дар шоҳи Рум,
Хурӯшид, к-«Эй марди бедоди шум,

Бикуштӣ бародар зи баҳри кулоҳ!
Кулаҳ ёфтӣ, чанд пӯӣ ба роҳ?

Кунун тоҷат овардам, эй шоҳу тахт,
Ба бор омад он хусравонӣ дарахт.

Зи тоҷи бузургӣ гурезон машав!
Фаридун-т гоҳе биёрост нав.

Дарахте, ки биншондӣ[2] омад ба бор,
Биёбӣ ҳам акнун бараш[3] дар канор.

---

[1] ИЛ — б. 1032 нест. [2] ИЛ — парвардӣ. [3] ИЛ — Бибинӣ бараш ҳам кунун.

Гараш бор хор аст, худ киштай,
В-агар парниён аст, худ риштай».[1]

Ҳаме тохт асп андар ин гуфтугӯй,
Яко-як ба тангӣ расид андар ӯй.

Яке тег зад зуд бар[2] гарданаш,
Ба ду нима шуд хусравонӣ танаш.

Бифармуд то сар-ш бардоштанд,
Ба найза ба абр андар афроштанд.

Бимонданд лашкар шигифт андар ӯй,
Аз он зӯру он бозӯи ҷангҷӯй.[3]

Ҳама лашкари Салм ҳамчун рама
Ки бипроканад[4] рӯзгори дама,

Гирифтанд бераҳ гурӯҳо-гурӯҳ,
Пароканда дар дашту дар ғору кӯҳ.

Яке пурхирад марди покизамағз,
Ки будаш забон пур зи гуфтори нағз,

Бигуфтанд, то зӣ Манучеҳршоҳ,
Шавад гарму бошад забони сипоҳ.

Бигӯяд, ки мо[5] сар ба сар кеҳтарем,
Замин ҷуз ба фармони ту[6] наспарем.

Гурӯҳе худовандаи[7] чорпой,
Гурӯҳе худованди кишту сарой.

Набудмон бад-ин кинагаҳ дастгоҳ,
Бибоист рафтан ба фармони шоҳ.[8]

---

[1] ТПЗИЛ — Чу дар гӯри танг устуворат кунанд,
Ҳама неку бад дар канорат кунанд.

[2] И — бар бару. [3] И — Аз он зӯру болову он гуфтугӯй; Л — Аз он бурзу болою он гуфтугӯй. [4] Л — Пароканда кард. [5] ИЛ — гуфтанд мо. [6] Л — ӯ. [7] ИЛ — гурӯҳе худованд бар. [8] ИЛ — б. 1053 нест.

Сипоҳе бад-ин размгоҳ омадем,
На бар орзӯ, кинахоҳ[1] омадем.

Кунун сар ба сар шоҳро бандаем,
Ба фармону рояш сар афкандаем.

Гараш рои кин асту хун рехтан,
Надорем нерӯи овехтан.

Сарон яксара пеши шоҳ омадем,[2]
Ҳамоно, ҳама бегуноҳ омадем.[3]

Биронад[4] ҳар он ком, к-ӯро ҳавост,
Бар ин бегунаҳ[5] ҷони мо подшост.

Бигуфт ин сухан марди бисьёрҳуш,
Сипаҳдор хира бад-ӯ дод гуш.

Чунин дод посух, ки: «Ман коми хеш
Ба хок афканам, баркашам номи хеш.

Ҳар он чиз, к-он н-аз раҳи эзадист,
Ҳама роҳи аҳриман асту[6] бадист,

Саросар зи дидори ман дур бод,
Бадиро тани дев ранҷур бод.

Шумо гар ҳама кинадори манед,
В-агар дӯстдореду[7] ёри манед,

Чу пирӯзгар додамон дастгоҳ,
Гунаҳгор шуд раста бо[8] бегуноҳ.

Кунун рӯзи дод асту бедод шуд,
Саронро сар аз куштан озод шуд.

---

[1] И — назди шоҳ. [2] И — Сарони сипаҳ пеши шоҳ оварем; Л — оварем. [3] ИЛ — оварем. [4] И — Баромад; Л — Барояд. [5] И — Аз эро, ки бар. [6] Л — Аз оҳарманӣ ё зи дасти. [7] И — даст дореду. [8] Л — раставу.

Ҳама меҳр ҷӯеду афсун кунед,
Зи тан олати ҷанг берун кунед.[1]

Хирадманд бошеду покизадин,
Аз офат ҳама поку берун зи кин.

Ба ҷое ки-тон ҳаст обод бум,
Агар Тур, агар Чин, агар марзи Рум,

Ҳама некӯй бодатон пойгоҳ,[2]
Ба равшанравон бодатон ҷойгоҳ».

Ҳама меҳтарон хонданд офарин,
Бар он номвар меҳтари ростин.[3]

Хурӯше баромад зи пардасарой,
Ки, эй паҳлавонони фархундарой,

Аз ин пас ба хира марезед хун,
Ки бахти ҷафопешагон шуд нагун.

В-аз он пас ҳама ҷангҷӯёни Чин[4]
Яко-як ниҳоданд сар бар замин.

Ҳама олати лашкару сози ҷанг
Бибурданд наздики пури Пашанг.

Бирафтанд пешаш гурӯҳо-гурӯҳ,
Яке тӯда карданд бар сони кӯҳ.

Чи аз ҷавшану таргу баргустувон,
Чи кӯполу чи ханҷари ҳиндувон,

Сипаҳбад Манучеҳр бинвохтшон,
Ба андоза-бар пойгаҳ сохтшон.

---

[1] ТПЗИЛ — Бадонро зи бад даст кӯтаҳ кунед!
Ҳама мӯбадон бар хирад* раҳ кунед!

*И—суи ӯ.

[2] ИЛ — дастгоҳ. [3] ИЛ — б. 1070 нест. [4] И — кин; Л — ҷангҷӯён чу-кин.

ФИРИСТОДАНИ САРИ САЛМРО
БА НАЗДИ ФАРИДУН

Фиристодаеро[1] бурун кард гурд,
Сари шоҳи Ховар мар ӯро супурд.

Яке нома бинвишт назди ниё,[2]
Пур аз ҷангу аз чораву[3] кимиё.

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
Дигар ёд кард аз шаҳи номдор.

Сипос аз ҷаҳондори[4] пирӯзгар,
Қ-аз ӯяст нерӯю фарру ҳунар.[5]

Ҳама неку бад зери фармони ӯст,
Ҳама дардҳо зери дармони[6] ӯст.

Кунун бар Фаридун аз ӯ офарин,
Хирадманду бедор, шоҳи замин.[7]

Кушояндаи бандҳои бадӣ,
Ҳамаш рою ҳам фарраи эзадӣ.

Кашидем кин аз саворони Чин,
Кушодем бар ҷони эшон камин.[8]

Ба нерӯи шоҳ он ду бедодгар,
Ки буданд хунӣ зи хуни падар,[9]

---

[1] И — Фаристодае пас. [2] И — бар подшо. [3] ИЛ — Чӣ аз чангу аз чораи. [4] Л — худованди. [5] И — б. 1081 нест. [6] И — Қалиди ҳама бандҳо з-*они*.

[7] ТПЗ — Намояндаи розҳои ниҳон,
Фурӯзандаи тоҷу тахти меҳон.

[8] ИЛ — б. 1085 нест.

[9] ТПЗИЛ — Ба нерӯи шоҳ он ду банди гарон,
Кушодем аз дасти *афсунгарон*.
Ба фармони яздони ҷонофарин,
Кашидем кин аз саворони Чин.

Ароншон буридам, ба шамшери кин,
Ба пӯлод шустем рӯи замин.[1]

Ман инак паси нома бар сони бод
Биёям, кунам харҷӣ рафтаст ёд.

Сӯи диж фиристод[2] Шерӯйро,
Ҷаҳондида марди[3] ҷаҳонҷӯйро.

Бифармуд, к-он[4] хоста баргирой,[5]
Нигаҳ кун чӣ бояд, ҳамон кун ба рой.[6]

Ба пилони гарданкаш[7] он хоста,
Ба даргоҳи шоҳ овар ороста.[8]

Бифармуд то кӯсу рӯину ной,
Баромад зи даҳлези пардасарой.[9]

Сипаҳро зи дарьё ба ҳомун кашид,
Зи*[1] Чиндиж сӯи Офаридун кашид.

Чу омад ба наздики Таммиша боз,
Ниёро ба дидори ӯ буд ниёз.

Баромад зи дар нолаи каррной,
Саросар биҷунбид лашкар зи ҷой.

Ҳама пушти пилон ба пирӯзатахт
Биёрост солори пирӯзбахт.[10]

Ҳамон маҳди заррин ба дебои Чин,
Ба гавҳар биёроста ҳамчунин.

Дурафшон зи ҳар гуна-гуна дурафш,
Ҷаҳоне шуда сурху зарду бунафш.

---

[1] ТПЗ — Мамондам ба гетӣ якс кинавар,
Ба фарри Фаридуни пархошхвар.
[2] Л — Пас он гаҳ бифармуд. [3] И — Чунон марди гурди. [4] Л — Суи диж шаву. [5] И — баргизой. [6] Л — ҳама, харчи ёбӣ ба ҷой. [7] Л — гардункаш. [8] И — Бубар то дари шоҳ нохоста. [9] И — Биёранд бар[illegible]ин. [10] И — бедорбахт. *[1] М — ҳомун.

Зи дарьёи Гелон чу абри сиёҳ,
Думо-дум ба Сорӣ расид он сипоҳ.

Ба зарринситому ба зарринкамар,
Ба симинрикобу ба зарринсипар.

Або ганҷу пилони бо хоста,
Пазира шуданро биёроста.

Чу омад ба наздики шоҳу сипоҳ,
Фаридун пиёда биёмад ба роҳ.[1]

Ҳамон гилмардум[2] чу шери яла,
Або тавқи заррину мушкинкула.

Паси пушти шоҳ-андар эрониён,
Яко-як ба кирдори[3] шери жиён.

Ба пеши сипоҳ андарун пилу шер,
Паси жандапилон ялони далер.

Дурафши Фаридун чу омад падид,
Сипоҳи Манучеҳр саф баркашид.

Пиёда шуд аз асп солори нав,
Дарахти навоин, пур аз бори нав.

Заминро бибӯсиду кард офарин,
Бар он тахту тоҷу кулоҳу нигин.

Фаридун, бифармуд, то barнишаст,
Бибӯсиду бибсуд дасташ[4] ба даст.

Биёмад ба гоҳу фиристод кас,
Бари Соми Найрам, ки зуд ой, бас.

Ки Сом омада буд зи Ҳиндустон,
Ба фарьёди он разми ҷодуситон.

---

[1] Л — б. 1102 нест. [2] ИЛ — Ҳама гилмардон. [3] ИЛ — Далерон, ки ҳар як чу. [4] И — бистурд рӯяш.

Биёвард чандон зару хоста,
Абе он ки з-ӯ шоҳ буд хоста.

Зи динору гавҳар ҳазорон, ҳазор,
Ки онро муҳандис надонад шумор.

Чу омад ба наздики шоҳи ҷаҳон,
Сано кард бар шоҳ пиру ҷавон.

Чу ӯро бидидаш ҷаҳоншаҳриёр,
Нишондаш бари хештан номдор.[1]

Супурдам, бигуфт ин, набера туро,
Ки *ман рафтанӣ гаштаам з-ин* саро.

Ту ӯро ба ҳар кор шав ёрвар,
Чунон кун, ки аз ту намояд ҳунар.

Гирифташ сабук даст шоҳи ҷаҳон,
Бидодаш ба дасти ҷаҳонпаҳлавон.[2]

Пас онгаҳ сӯи осмон кард рӯй,
Ки: «Эй додгар-довари ростгӯй,[3]

Ту гуфтӣ, ки ман додгар доварам,
Ба сахтӣ ситамдидаро ёварам.

Ҳамам дод додӣ, ҳамам ёварӣ,
Ҳамам тоҷ додӣ, ҳам ангуштарӣ.

Ҳама комҳо додиям, эй Худой,
Кунун мар маро бар ба дигар сарой.

---

[1] ТПЗ — Ба Сом инчунин, гуфт шоҳи куҳан,
Ки: «Эй номвар меҳтари анҷуман
Ба сар шуд маро рӯзу чандин гузашт.
Сипеҳр аз бари чархи гардон бигашт.
Кунун ҷанбарӣ *гашт сарви саҳӣ*,
Намонад ба кас рӯзгори беҳӣ.
Дарахте, ки сар баркашад з-анҷуман,
Мар ӯро расад тоҷу тахти куҳан.

[2] И — б. 1118 нест. [3] Л — б. 1109, 1119 нест.

Аз ин бештар андар ин ҷои танг,
Нахоҳам, ки дорад равонам диранг».

Сипаҳдор-Шерӯю он хоста,
Ба даргоҳи шоҳ омад ороста.

Бубахшид он хоста бар сипоҳ,
Чу ду рӯз буд монда аз меҳрмоҳ,

Бифармуд пас то Манучеҳршоҳ,
Нишаст аз паси тахти зар бо кулоҳ.[1]

Ба дасти худаш тоҷ бар сар ниҳод,
Басе панду андарзҳо кард ёд.

ГУФТОР АНДАР МУРДАНИ ФАРИДУН

Чу он карда шуд, рӯз баргашту бахт
Бипажмурд барги каёнидарахт.

Қарона гузид аз сари[2] тоҷу гоҳ.
Ниҳода бари худ сари он се шоҳ.

Ҳаме ҳар замон зор бигристӣ,
Ба душворӣ андар ҳаме зистӣ.

Ба навҳа дарун ҳар замоне ба зор,
Чунин гуфтӣ он номвар шаҳриёр.

Ки баргашту торик шуд рӯзи ман,
Аз он се дилафрӯзи дилсӯзи ман.

Ба зорӣ чунин кушта дар пеши ман,
Ба*[1] кина ба коми бадандеши ман.

Ҳам аз бадхӯӣ, ҳам зи кирдори бад,
Ба рӯи ҷавонон чунин бад расад.

---

[1] Л — б. 1121—1126 нест. [2] ИЛ — бар-ин. *[1] М — кину.

Набурданд фармони ман лоҷарам,
Ҷаҳон гашт бар ҳар се барно дижам.

Пур аз хун дилу пур зи гирья ду рӯй,
Чунин то замона сар омад бар ӯй.

Фаридун бишуд, ном аз ӯ монд боз,
Баромад бар ин рӯзгоре дароз.

Ҳама некномӣ буду ростӣ,
Кӣ кард, эй писар, суд аз костӣ?

Манучеҳр бинҳод тоҷи каён,
Бубасташ ба зуннори хунин миён.

Бар оини шоҳон яке дахма кард,
Чи аз зарри сурху чи аз ложвард

Ниҳоданд зер андараш тахти оҷ,
Биёвехтанд[1] аз бари оҷ тоҷ.

Ба падруд кардан-ш рафтанд пеш,
Чунон чун бувад расми оину кеш.

Дари дахма бастанд бар шаҳриёр,
Шуд он арҷманд аз ҷаҳон хору зор.

Манучеҳр як ҳафта бо дард буд,
Ду чашмаш пуробу ду рух зард буд.[2]

Яке ҳафта бо сӯг буд шаҳриёр,
Аз ӯ шаҳру бозорҳо сӯгвор.[3]

Ҷаҳоно, саросар фусусиву бод,
Ба ту нест марди хирадманд шод.[4]

---

[1] ИЛ — Баровехтанд. [2] И — б. 1144 нест. [3] Л — б. 1145 нест.
[4] ТПЗИ — Ба кирдорҳои ту чун бингарам,
Фусӯс аст, бозӣ намояд барам.

Яко-як ҳаме парваришон ба ноз,
Чи кӯтоҳ умру чи умри дароз.

Чу мар додаро боз хоҳӣ ситад,
Чӣ ғам гар бувад хок он, гар бусад?

Агар шаҳриёриву гар зердаст,
Чу аз ту ҷаҳон ин нафасро гусаст,

Ҳама дарду хушии ту шуд чу хоб,
Ба ҷовид мондан дилатро матоб.

Хунук он-к аз ӯ некӯӣ ёдгор
Бимонад агар банда, ё шаҳриёр.[1]

## МАНУЧЕҲР

*Подшоҳии ӯ саду бист сол буд*

Пас[2] онгаҳ яке ҳафта бигзоштанд,
Ҳама мотаму сӯги ӯ доштанд.[3]

Ба ҳаштум биёмад Манучеҳршоҳ,
Ба сар барниҳод он каёникулоҳ.

Дари ҷодуиҳо ба афсун бубаст,
Бар ӯ солиён анҷуман шуд ду шаст.

Ҳама паҳлавонони рӯи замин,
Бар ӯ яксара хонданд офарин.

Чу дайҳими шоҳӣ ба сар барниҳод,
Ҷаҳонро саросар ҳама мужда дод.

Ба доду ба дину ба[4] мардонагӣ,
Ба некиву покиву фарзонагӣ.[5]

---

[1] Л — б. 1147—1151 нест. [2] И — Ҳам. [3] Л — б. 1152 нест. [4] [illegible] — деҳиш ҳам; Л — оини.

[5] ТПЗИЛ — Чунин гуфт бо сар ба сар лашкаркаш,
Кеҳу меҳ, ки буданд дар кишвараш.

Манам гуфт бар тахт гардонсипеҳр,
Ҳамам хашму ҷанг асту ҳам доду меҳр.

Замин бандаву чарх ёри ман аст,
Сари тоҷдорон шикори ман аст.

Ҳамам дину ҳам фарраи эзадист,
Ҳамам бахти некиву дасти бадист.

Шаби тор ҷӯяндаи кин, манам.
Ҳамон оташи тези барзин манам.

Худованди шамшеру зарринакафш,
Фарозандаи коваёнидурафш.

Фурӯзандамеғу барорандатеғ,[1]
Ба ҷанг[2] андарун ҷон надорам дареғ.

Гаҳи базм дарьё ду дасти ман аст,
Дами оташ аз барнишасти ман аст.

Бадонро зи бад даст кӯтаҳ кунам,
Заминро ба хун ранги дебаҳ кунам.

Гироядагурзу намояндатоҷ,
Фурӯзандаи мулк бар тахти оҷ.

Або ин ҳунарҳо яке бандаам,
Ҷаҳонофаринро парастандаам.[3]

Ҳама даст бар рӯи гирьён занем,
Ҳама достонҳо зи яздон занем.

Қ-аз ӯ тоҷу тахт аст, аз ӯям[4] сипоҳ,
Аз ӯям сипосу бад-ӯям паноҳ.

Ба роҳи Фаридуни фаррух равем,
Ниёмон кӯҳан буд гар, мо навем.

---

[1] И — Фурӯзандаи гоҳу буррандатеғ; Л — Фурӯзандаи меғу бур-рандатеғ. [2] ИЛ — Ба кин. [3] ИЛ — ситояндаам. [4] Л — Қ-аз ӯяст тоҷу [illegible]

Ҳар он кас, ки дар ҳафт кишварзамин
Бигардад зи роҳу битобад[1] зи дин,

Намояндаи ранҷ дарвешро,
Забун доштан мардуми хешро

Барафроштан сар ба бешии ганҷ,
Ба ранҷур[2] мардум намояндаранҷ,

Ҳама назди ман сарбасар кофиранд
В-аз Оҳармани бадкуниш бадтаранд.

Ҳар он динвар, к-ӯ на бар[3] дин бувад,
Зи яздону аз ман-ш нафрин бувад.

В-аз он пас ба шамшер ёзем даст,
Кунам сарбасар кишвар аз кина[4] паст.[5]

Ҳама номдорони[6] рӯи замин[7]
Бар ӯ яксара[8] хонданд офарин.

Ки фаррух ниён ту, эй некхоҳ,
Туро дод оини тахту кулоҳ.

Туро бод ҷовид тахти равон,
Ҳамон тоҷу ҳам фарраи мӯбадон.

Дили мо яко-як ба фармони туст,
Ҳамон ҷони мо зери паймони туст.

Ҷаҳонпаҳлавон Сом бар пой хост,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй довари[9] додрост,[10]

Зи шоҳон маро дида бар дидан аст,
Зи ту доду аз ман писандидан аст.

---

[1] Л — рою бигардад. [2] Л — дарвеш. [3] Л — к-ӯ на бо ман [illegible] ин. [4] Л — кишвараш сар ба сар поку. [5] И — б. 25 нест;

ТПЗ — Чу баргуфт з-ин гуна шоҳи ҷаҳон,
Ба назди бузургони равшанравон.

[6] И — паҳлавонони. [7] Л — паҳлавонони покизадин. [8] Л — Манучеҳр-ро. [9] Л — меҳтари. [10] Л — покрост.

Падар бар падар шоҳи Эрон туӣ
Гузини далерону[1] шерон туӣ.

Тану ҷон-т[2] яздон нигаҳдор бод!
Дилат шодмон, бахт бедор бод!

Ту аз бостон[3] ёдгори манӣ,
Ба тахти каӣ зинҳори манӣ.

Ба разм андарун шери пояндаӣ,
Ба базм андарун шеди тобандаӣ.

Замину замон хоки пои ту бод!
Ҳамон тахти пирӯза ҷои ту бод!

Чу шустӣ ба шамшери ҳиндӣ замин,
Ба ором биншину ромиш гузин.

Аз ин пас ҳама навбати мост разм,[4]
Туро ҷой тахт асту бигмозу базм.[5]

Ниёкони ман паҳлавонон буданд,
Паноҳи бузургону шоҳон буданд.

Зи Гаршосп то Найрами номдор,
Сипаҳдор буданду ханҷаргузор.[6]

Шавам гирди гетӣ, бароям яке,
Зи душман ба банд оварам андаке.

Маро паҳлавонӣ ниёи ту дод,
Диламро хирад меҳру рои ту дод».[7]

Бар ӯ низ кард офарин шаҳриёр,
Басе додаш аз ҳадьяи шоҳвор.

ИЛ — Саворону. [2] Л — Бад-ин фарр-т. [3] И — ростон. [4] Л —
[5] Л — Туро тахту ромишгару ною чанг. [6] ИЛ — б. 39, 40 нест.
ТПЗ — Чунон чун бувад бандагӣ шохро,
Қамар бастаам ҷанги бадхохро.

Пас аз пеши тахташ гурозид Сом,
Пасаш паҳлавонон ниҳоданд гом,

Хиромиду шуд сӯи оромгоҳ,
Ҳаме гашт гетӣ бар оину[1] роҳ.

ГУФТОР АНДАР ЗОДАНИ ЗОЛ

Кунун пуршигифте яке достон,
Бипайвандам аз гуфтаи бостон.

Нигаҳ кун, ки мар Сомро рӯзгор
Чӣ бозӣ намуд, эй писар, гӯш дор.

Набуд эч фарзанд мар Сомро,
Дилаш буд ҷӯё дилоромро,[2]

Нигоре буд андар шабистони ӯй,
Зи гулбарг рух дошт в-аз мушк мӯй.

Аз он моҳаш уммеди фарзанд буд,
Ки хуршедчеҳра барӯманд буд.

Зи Соми Наремон ҳам ӯ бор дошт,
Зи бори гарон тан-ш озор дошт.[3]

Зи модар ҷудо шуд бад-он чанд рӯз,
Нигоре чу хуршеди гетифурӯз.

Ба чеҳра накӯ буд бар сони шед,
Валекин ҳама мӯй будаш сапед.

Зи модар писар чун бад-ин гуна зод,
Накарданд як ҳафта бар Сом ёд.

Шабистони он номвар[4] паҳлавон,
Ҳама пеши он хурдкӯдак навон.

---

[1] И — ба орому. [2] И — б. 48 нест. [3] Л — б. 51 нест. [4] Л — [illegible]бадон.

Қасе Соми ялро наёраст гуфт,
Ки фарзанд пир омад аз хубҷуфт.

Яке доя будаш ба кирдори шер,
Бари паҳлавон андар омад далер.

Мар ӯро ба фарзанд-бар[1] мужда дод,
Забон баркушод, офарин кард ёд,[2]

Ки бар Соми ял рӯз фархунда бод!
Дили бадсиголони ӯ канда бод!

Бидодат худой он чи мехостӣ,[3]
Ҳаме ҷон бад-ин хоҳиш оростӣ.[4]

Паси пардаи ту, аё[5] номҷӯй,
Яке покпур омад аз моҳрӯй.

Яке паҳлавонбаччаи шердил,
Намояд бад-ин кӯдакӣ чирдил.[6]

Танаш нуқраи поку рух чун биҳишт,
Бар ӯ-бар набинӣ як андоми зишт.

Зи оҳу ҳамон, к-аш сапедаст мӯй,
Чунин буд бахши[7] ту, эй номҷӯй.

Бад-ин бахшишат кард бояд писанд,
Макун ҷон-т наспосу дилро нажанд.[8]

Фурӯд омад аз тахт Соми савор,
Ба парда даромад сӯи навбаҳор.

Яке пирсар пӯри пурмоя дид,
Ки чун ӯ надиду на аз кас шунид,

Ҳама мӯи андоми ӯ ҳамчу барф,
Валекин ба рух сурх буду шигарф.[9]

---

[1] ИМ — Чу омад бари паҳлавон. [2] Л — б. 58 нест. [3] И — Бадон зи эзад ҳаме хостӣ. [4] Л — б. 60 нест. [5] Л — ту—дар, эй. [6] Л — б. 62 нест. [7] Л — бахри. [8] Л — б. 65 нест. [9] ИЛ — б. 67, 68 нест.

Чу фарзандро дид мӯяш сапед,
Бибуд аз ҷаҳон яксара ноумед.

Битарсид сахт аз паи сарзаниш,
Шуд аз роҳи дониш ба дигар маниш.

Сӯи осмон сар баровард рост,
В-аз он кардаи хеш зинҳор хост.

Ки: «Эй бартар аз каҷжию ростӣ,
Беҳӣ з-он физояд, ки ту хостӣ.

Агар ман гуноҳе гарон кардаам,
В-агар дини[1] оҳарман овардаам,

Ба пӯзиш магар кирдгори ҷаҳон.
Ба ман-бар бубахшояд андар ниҳон.

Бупечад ҳаме тира ҷонам зи шарм,
Биҷӯшад ҳаме дар танам хуни гарм.

Аз ин бачча чун бachчаи Аҳриман,
Сияҳчашму мӯяш ба сони суман.

Чу оянда пурсанд гарданкашон,
Бубинанд[1] ин баччаи баднишон,

Чӣ гӯям, ки ин баччаи дев чист,
Паланги дуранг аст, ё худ парист?

Биханданд бар ман меҳони ҷаҳон,
Аз ин бачча дар ошкору ниҳон.[2]

Аз ин нанг бигзорам эронзамин,
Нахоҳам бар ин буму бар офарин».

Бигуфт ин ба хашму битобид рӯй,
Ҳаме кард бо бахти худ гуфтугӯй.

Бифармуд пас, то-ш бардоштанд,
Аз он буму бар дур бугзоштанд.

---

[1] ИЛ — кеши. [2] И — б. 77—79 нест. *[1] М — чӣ гӯянд аз.

Яке кӯҳ буд, номаш Албурзкӯҳ,
Ба хуршед наздику дур аз гурӯҳ.

Бад-он ҷой симурғро лона буд,
Ки он хона аз халқ бегона буд.

Ниҳоданд бар кӯҳу гаштанд боз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз.

Чунон паҳлавонзодаи бегуноҳ,
Надонист ранги сапед аз сиёҳ.

Падар меҳр бубриду бифканд хор,
Чу бифканд, бардошт парвардигор.

Яке достон зад бар ин модашер,
Куҷо карда буд бачча аз шир сер,

Ки: «Гар ман туро хуни дил додаме,
Сипос эч бар сар-т нанҳодаме,

Ки ту худ маро зинда ҳамчун[1] дилӣ,
Дилам бугсилад, гар зи ман бугсилӣ».

Ҳамон хурдкӯдак бад-он ҷойгоҳ,
Шабу рӯз афтода буд бепаноҳ.

Замоне сарангуштро мемакид,
Замоне хурӯшиданӣ мекашид.[2]

Чу симурғро бачча шуд гурсуна,
Ба парвоз баршуд баланд аз буна.

Яке ширхора хурӯшанда дид,
Замин ҳамчу дарьёи ҷушанда дид.

Зи хорош гаҳвораву доя хок,
Тан аз ҷома дуру лаб аз шир пок.

---

[1] Л — чону. [2] ИЛ — б. 91, 92 нест.

Ба гирд андараш тирахоки нажанд,
Ба сар бар-ш[1] хуршед гашта баланд.

Палангаш буди̅, кошки̅ мому боб,
Магар сояе ёфти̅ з-офтоб.

Худованд меҳре ба симурғ дод,
Накард ӯ ба хӯрдан аз он бачча ёд.[2]

Фуруд омад аз абр симурғу чанг
Бизад, баргирифташ аз он гармсанг.

Бибурдаш дамон то ба Албурзкӯҳ,
Ки будаш дар он ҷо куноми гурӯҳ.

Сӯи баччагон бурд, то бишкаранд,
Бад-он нолан зори ӯ нангаранд.

Бибахшуд яздони некидиҳиш,
Яке будани̅ дошт андар бувиш.[3]

Нигаҳ кард симурғ бо бачагон,
Бар он хурд хун аз ду дида чакон.

Шигифте бар ӯ барфикананд меҳр,
Бимонданд хира бад-он хубчеҳр.

Шикоре, ки нозуктар он баргузид,
Ки бе шир меҳмон ҳаме хун мазид.

Бад-ин гуна то рӯзгори дароз,
Баромад, ки буд кӯдак он ҷо ба роз.

---

[1] И — Ҳарираш зи. [2] Л — б. 98 нест.

[3] ТПЗ — Қассро ки яздон нигаҳдор шуд,
Чӣ шуд гар бари дигаре хор шуд?
Ба симурғ омад садое падид,
Ки, эй мурғи фархундаи покдид,
Нигаҳ дор ин кӯдаки ширхор,
К-аз *ин* тухми марди̅ дарояд *ба* бор,
Зи пушташ ҷаҳонпаҳлавону радон,
Биёянд монанди шери жиён.
Супурдем ӯро дар ин кӯҳсор,
Бубин то чӣ пеш оварад рӯзгор.

Чу он кӯдаки хурд пурмоя гашт,
Бар он кӯҳ-бар корвонҳо гузашт.

Яке мард шуд чун яке зодсарв,
Бараш кӯҳи симу миёнаш чу ғарв.

Нишонаш пароканда шуд дар ҷаҳон,
Баду нек ҳаргиз намонад ниҳон.

Ба Соми Наремон расид огаҳӣ,
Аз он некпай пур бо фарраҳӣ.

ХОБ ДИДАНИ СОМ АЗ ҲОЛИ ПИСАР

Шабе аз шабон доғдил хуфта буд,
Зи кори замона барошуфта буд.

Чунон дид, к-аз кишвари ҳиндувон,
Яке мард бар тозӣ аспе давон.[1]

Савори сарафрозу гурди тамом,
Фароз омадӣ то ба наздики Сом.[2]

Варо мужда додӣ зи фарзанди ӯй,
Аз он бурзшохи барӯманди ӯй.

Чу бедор шуд мӯбадонро бихонд,
В-аз ин дар сухан чанд гуна биронд.

Бад-эшон бигуфт он чи дар хоб дид,
Ҷуз он ҳарчи аз корвонон шунид.

Чӣ гӯед, гуфт, андар ин достон,
Хирадтон бар ин ҳаст ҳамдостон?

Ки зиндаст он хурдкӯдак ҳанӯз,
В-агар шуд зи сармову меҳри тамуз»?[3]

---

[1] Л — ҷавон. [2] Л — б. 113 нест. [3] Л — б. 118 нест.

Ҳар он кас, ки буданд пиру ҷавон,
Забон баркушоданд бар паҳлавон,

Ки ҳар к-ӯ ба яздон шавад носипос,
Набошад ба ҳар кор некишинос.[1]

Ки бар сангу бар хок шеру паланг,
Чи моҳӣ ба об андарун, ё наҳанг,

Ҳама баччаро парваронандаанд,
Ситоиш ба яздон расонандаанд.

Ту паймони некидиҳиш бишканӣ,
Чунон бегунаҳ баччаро бифканӣ.

Зи мӯи сапедаш дил орӣ ба танг,
Тани равшану покро нест нанг.

Нигар, то нагӯӣ, ки ӯ зинда нест.
Биёрою барҷустанаш барбиист.

Ки яздон касеро, ки дорад нигоҳ.[2]
Зи гармову сармо нагардад табоҳ.[3]

Ба яздон кунун сӯи пӯзиш гирой,
Ки ӯяст некидеҳу[4] раҳнамой.

Бар он буд, ки рӯзи дигар паҳлавон,
Сӯи кӯҳи Албурз пӯяд навон.[5]

Чу шаб тира шуд рои хоб омадаш,
Қ-аз андешаи дил шитоб омадаш.

Чунон дид дар хоб, к-аз кӯҳи Ҳанд,
Дурафше барафрохтандӣ баланд.

---

[1] Л — б. 120 нест. [2] И — додаш паноҳ. [3] Л — б. 124—126 нест.
[4] Л — бар неку бад. [5] Л — б. 128 нест;

ТПЗ — Бигуяд, магар боз ёбад варо,
Ба дил шодкомӣ физояд варо.

Ғуломе падид омадӣ хубрӯй,
Сипоҳи гарон аз паси пушти ӯй.

Ба дасти чапаш бар яке мубаде,
Сӯи росташ номвар бихраде.

Яке пеши Сом омадӣ з-он ду мард,
Забон баркушодӣ ба гуфтори сард.

Ки: «Эй марди бебоки нопокрой,
Зи дида бишустӣ ту шарми худой,

Туро доя гар мурғ шояд ҳаме.
Пас ин паҳлавонӣ чӣ бояд ҳаме.

Гар оҳуст бар мард мӯи сапед
Туро ришу сар гашт чун барги бед.[1]

Ҳам ону ҳам ин эзадат ҳадья дод,
Ҳаме гум кунӣ ту ба бедод дод.

Пас аз офаринанда безор шав[2],
Ки дар тан-т ҳаррӯз[3] рангест нав.

Писар гар ба наздики ту буд хор,
Мар ӯ[4] ҳаст парвардаи кирдгор.

К-аз ӯ меҳрубонтар бад-ӯ[5] доя нест,
Туро худ ба меҳр андарун поя нест».

Ба хоб андарун бар хурӯшид Сом,
Чу шери жиён к-андарояд ба дом.

Битарсид з-он хоб, к-аз рӯзгор
Набояд, ки бинад бад омӯзгор.[6]

---

[1] Л — мушкбед. [2] Л — бедор шав. [3] Л — Ки тартиби ҳаррӯза.
[4] ИЛ — Кунун. [5] Л — варо.
[6] ТПЗ — Битарсид аз он хоб, к-аз кирдгор
Набояд, ки бинад бади рӯзгор;
Л — б. 142 нест.

Чу бедор шуд, бихрадонро бихонд,
Сарони[1] сипаҳро ҳама барнишонд.

Биёмад дамон сӯи он кӯҳсор,
Қи афкандаи худ кунад хостор.

Сар андар сурайё яке кӯҳ дид,
Ту гуфтӣ, ситора[2] бихоҳад кашид.

Нишеме аз ӯ баркашида баланд,
Қи н-ояд зи кайвон бар ӯ-бар газанд.

Фурӯ бурда аз шизу[3] сандал амуд,
Як андар дигар бофта чӯби уд.

Бад-он санги хоро нигаҳ кард Сом,
Бад-он ҳайбати мурғу ҳавли куном.

Яке кох буд торик андар симок,
На аз дастранҷу на аз сангу[4] хок.

Ситода[5] ҷавоне ба кирдори Сом,
Бидидаш, ки мегашт гирди куном.[6]

Абар офаринанда кард офарин,
Бимолид рухсорагон бар замин.

Қ-аз инсон бар он кӯҳ мурғ офарид,
Зи хоро сар андар сурайё кашид.

Бидонист, к-ӯ додгар довар аст,
Тавонову аз бартарон бартар аст.

Раҳи баршудан ҷусту кай буд роҳ,
Даду домро бар чунин ҷойгоҳ.

Ситоишкунон гирди он кӯҳ-бар,
Баромад зи ҷое надид ӯ гузар.[7]

---

[1] Л — Саросар. [2] И — Ки гуфтӣ сурайё. [3] Л — чӯби. [4] ИЛ — обу. [5] И — Нишаста. [6] Л — б. 150 нест. [7] Л — б. 155 нест.

Ҳаме гуфт, ки: «Эй бартар аз ҷойгоҳ,
Зи равшанравону[1] зи хуршеду моҳ.

Ба пӯзиш бари ту сар афкандаам,
Зи тарси ту ҷонро парокандаам,[2]

Гар ин кӯдак аз пок пушти ман аст,
На аз тухми бадгавҳар Оҳарман аст,

Бар ин-бар шудан бандаро дастгир,
Мар ин пургунаҳро ту кун дилпазир![3]».

Чу бо довар ин розҳо гуфта шуд,
Ниёиш ҳамонгаҳ пазируфта шуд.

Нигаҳ кард симурғ з-афрози кӯҳ,
Бидонист чун дид Сому гурӯҳ,

Ки он омадан-ш аз паи бачча буд,
На аз меҳри симурғ ӯ ранҷа буд.[4]

Чунин гуфт Симурғ бо пури Сом,
Ки: «Эй дида ранҷи нишему куном,

Туро парваранда яке доям,
Ҳамат доя[1], ҳам нек сармояам,

Ниҳодам туро ном Дастони Занд,
Ки бо ту падар кард дастону банд.[5]

Бад-ин ном чун бозгардӣ ба ҷой,
Бигӯ, то-т хонад яли раҳнамой.

Падар Соми ял, паҳлавони ҷаҳон,
Сарафрозтар кас миёни меҳон.

---

[1] НЛМ — равшангумону. [2] Л — б. 157 нест.
[3] ТПЗ — Ба раҳмат барафроз ин бандаро,
Ба ман боз деҳ пури афгандаро.
[4] Л — б. 160—162 нест. [5] Л — б. 164—165 нест. *[1] М — мому.

Бад-ин кӯҳ[1] фарзандҷӯй омадаст,
Туро назди ӯ обрӯй омадаст.

Раво бошад акнун, ки бардорамат,
Беозор наздики ӯ орамат».

Ҷавон чун зи Симурғ бишнид ин,
Пур аз об чашму пурандуҳгин.

Агар чанд мардум надида буд ӯй,
Зи Симурғ омӯхта буд гуфтугӯй.[2]

Бар овози Симурғ гуфтӣ сухан,
Фаровонхирад буду донишкӯҳан.

Забону хирад буду рояш дуруст,
Ба тан низ ёрӣ зи яздон биҷуст.[3]

Ба Симурғ бингар, ки Дастон чӣ гуфт,
«Магар сер гаштӣ ҳамоно зи ҷуфт?

Нишеми ту рахшанда гоҳи ман аст,
Ду парри ту фарри кулоҳи ман аст.

Сипос аз ту дорам, пас аз кирдгор,
Ки осон шудам аз ту душвор кор».

Чунин дод посух, ки: «Гар тоҷгоҳ
Бубинему расми каёникулоҳ.

Магар, к-ин нишемат наёяд ба кор,
Яке озмоиш кунад рӯзгор.[4]

На аз душманӣ дур дорам туро,
Сӯи подшоҳӣ гузорам туро.

Туро будан эдар, маро дар х]в[ар аст,
Валекин туро он аз ин беҳтар аст.

---

[1] ИЛ — Бад-ин гуна. [2] Л — б. 171 нест. [3] Л — б. 70—73 нест
[4] И — б. 177—178 нест.

Або хештан бар яке парри ман
Ҳаме бош дар сояи[1] фарри ман.

Гарат ҳеҷ сахтӣ ба рӯй оваранд,
Зи неку зи бад гуфтугӯй оваранд,

Бар оташ барафкан яке парри ман,
Бубинӣ ҳам андар замон фарри ман.

Ки дар зери паррат бипарвардаам,
Або баччагонат баровардаам.[2]

Ҳамон гаҳ биёям чу абри сиёҳ,
Беозорат орам бад-ин ҷойгоҳ.

Фаромӯш макун меҳри доя зи дил,
Ки дар дил маро меҳри ту дилгусил».

Дилаш кард падрому бардошташ,
Гурозон ба абр андар афрошташ.

Зи парвозаш овард назди падар,
Расида ба зери бараш мӯи сар.

Танаш пилвору[3] рухаш чун баҳор,*[1]
Падар чун бидидаш, бинолид зор.

Фурӯ бурд сар пеши Симурғ зуд,
Ниёиш ҳаме б-офарин барфузуд.

Ки: «Эй шоҳи мурғон, туро додгар
Бад-он дод нерӯву зӯру ҳунар,

Ки бечорагонро ҳаме[4] ёварӣ,
Ба некӣ ба ҳар доварон доварӣ.

Зи ту бадсиголон ҳамеша нажанд,
Бимон ҳамчунин ҷовидон зӯрманд».

---

[1] Л — Ҳамеша ҳаме бош бо. [2] Л — б. 184 нест. [3] Л — Сараш [illegible]ру. [4] Л — Ба фарьёди бечорагон. *[1] М — нигор.

Ҳамон гоҳ Симурғ баршуд ба кӯҳ,
Бимонда бар ӯ чашми Сому гурӯҳ.[1]

Пас онгаҳ саропои кӯдак бидид,
Ҳамон тоҷу тахти каиро сазид.

Бару бозӯи шеру хуршедрӯй,
Дили паҳлавон, дасти шамшерҷӯй.

Сапедаш мижа[2] дидагон қиргун,
Чу бусад лабу рух ба кирдори[3] хун.

Ҷуз аз мӯй бар вай накӯҳиш набуд,
Бади дигареро пижӯҳиш набуд.

Дили Сом шуд чун биҳишти барин,
Бар он покфарзанд кард офарин.

«Ба ман, эй писар,— гуфт, дил нарм кун,
Гузашта макун ёду дил гарм кун.

Манам камтарин банда, яздонпараст,
Аз он пас, ки овардамат боз даст,

Пазируфтаам аз худои бузург,
Ки дил бар ту ҳаргиз надорам сутург.

Бичӯям ҳавои[4] ту аз неку бад,
Аз ин пас чӣ хоҳӣ, ҳамон месазад».[5]

Танашро яке паҳлавонӣ қабой
Бипӯшиду аз кӯҳ бигзорд пой.

Фурӯд омад аз кӯҳу болой хост,
Яке ҷомаи хусраворой хост.

Ҳаме пурро Золи Зар хонд ном,
Чу Дастон варо кард Симурғ ном.[6]

---

[1] Л — б. 194 нест. [2] ИЛ — Сияҳмижжаву. [3] И — Чу писта ду ла[illegible] рух ба монанди. [4] Л — ризои. [5] ИЛ — ту, хуб он сазад. [6] ИЛ — [illegible] 206 нест.

Сипаҳ яксара пеши Сом омаданд,
Кушодадилу шодком омаданд.

Табиразанон пеш бурданд пил,
Баромад яке гард чун кӯҳи нил.

Хурӯшидани кӯс бо карриой,
Ҳамон занги заррину ҳиндидарой.

Саворон ҳама наъра бардоштанд,
Бад-он хуррамӣ роҳ[1] бугзоштанд.

Ба шодӣ ба шаҳр андарун омаданд,
Або паҳлавонӣ фузун омаданд.

### ОГОҲ ШУДАНИ МАНУЧЕҲР АЗ ҚОРИ СОМ ВА ЗОЛИ ЗАР

Зи Зобул ба шоҳ омад ин огаҳӣ,
Ки Сом омад аз кӯҳ бо фарраҳӣ.

Бад-он огаҳӣ[2] шуд Манучеҳр шод,
Басе аз ҷаҳонофарин кард ёд.

Манучеҳрро буд ду пури гузин,
Далеру хирадманду бо фарру дин.

Яке ном Нузар, дигар чун Зарасп,
Ба майдон ба монанди Озаргушасп.[3]

Бифармуд то Нузари номдор
Шавад тозиён сӯи Соми савор.

Бубинад яке рӯи Дастони Сом,
Ки буд парваронида андар куном.[4]

Кунад офарини каёнӣ бар ӯй,
Бад-он шодмонӣ, ки бинмуд[5] рӯй.

---

[1] И — рӯз. [2] И — Аз он омадан. [3] ИЛ — б. 214, 215 нест. [4] И — Ба дидори эшон шавад шодком. [5] ИЛ — бикшод.

Бифармоядаш то сӯи шаҳриёр
Шавад, то суханҳо кунад ошкор.

В-аз он пас сӯи Зобулистон шавад,
Бар онни хусравпарастон шавад.

Чу Нузар бари Соми Найрам расид,
Яке навҷавон паҳлавонро бидид.

Фурӯд омад аз асп Соми савор,
Гирифтанд мар якдигарро канор.

Зи шоҳу зи гурдон бипурсид Сом,
В-аз эшон бад-ӯ дод Нузар паём.

Чу бишнид пайғоми шоҳи бузург,
Заминро бибӯсид Соми сутург.

Давон сӯи даргоҳ бинҳод рӯй,
Чунон, к-аш, бифармуд дайҳимҷӯй.

Фарози яке пили нар Золи Зар,
Нишонду бирондаш сабук сӯи дар.

Чу омад ба наздикии шаҳри шоҳ,
Сипаҳбад пазира шудаш бо сипоҳ.[1]

Дурафши Манучеҳр чун дид Сом,
Пиёда шуд аз аспу бигзорд гом.

Заминро бибӯсид пас паҳлавон,
Ки ҷовид зӣ шоду равшанравон.

Манучеҳр фармуд, то барнишаст
Мар он покдил марди яздонпараст.

Сӯи тахту айвон ниҳоданд рӯй,
Чи дайҳимдору чи дайҳимҷӯй.[2]

---

[1] Л — б. 297 нест. [2] Л — б. 226—231 нест.

Манучеҳр бар гоҳ биншаст шод,
Кулоҳи каёнӣ ба сар барниҳод.

Ба як даст Қоран, ба дигар-ш Сом,
Нишастанд равшандилу шодком.

Пас, ороста Золро пеши шоҳ,
Ба задринамуду ба зарринкулоҳ.

Гурозон биёвард солори бор,
Шигифтӣ бимонд андар ӯ шаҳриёр.[1]

Бад-ин бурзу боло, бад-ин хуб чеҳр,
Ту гӯӣ, ки ороми ҷон асту меҳр.

Чунин гуфт мар Сомро шаҳриёр,
Ки: «Аз ман ту инро ба зинҳор дор.

Ба хира маёзораш аз ҳеҷ рӯй,
Ба кас шодмона машав ҷуз бад-ӯй,

Ки фарри каён дораду чанги шер,
Дили ҳушмандону фарҳанги пир.

Биёмӯз ӯро раҳи созу разм,
Ҳамон шодкомиву оини базм.

Надидаст ҷуз кӯҳу мурғу куном,
Куҷо донад оинҳоро тамом.[2]

Пас аз кори Симурғу кӯҳи баланд,
В-аз он, то чаро хор шуд арҷманд.

Яко-як ҳама Сом бо ӯ бигуфт,
Зи хобу зи хӯрду зи ҷои нуҳуфт.

В-аз афкандани Зол бикшод роз,
Ки чун гашт бар сар сипеҳр аз фароз.[3]

---

[1] ТПЗ ИЛ — Пас онгаҳ Манучеҳр бо Сом гуфт,
Ки: «Инро ҳамоно касе нест ҷуфт».
[2] Л — б. 240, 241 нест. [3] И — б. 244 нест.

Саранҷом гетӣ зи Симурғу Зол
Пур аз[1] достон шуд ба бисьёр сол.

Бирафтам ба фармони кайҳонхудой,
Ба Албурзкӯҳ, андар он сахтҷой.[2]

Яке кӯҳ дидам сар андар саҳоб,
Сипеҳрест, гуфтӣ, зи хоро бар об.

Бар ӯ бар нишему чу кохи баланд,
Зи ҳар сӯ бар ӯ баста роҳи газанд.

Бад-ӯ андарун баччасимурғу Зол,
Ту гуфтӣ, ки ҳастанд ҳарду ҳамол.

Ҳаме бӯи меҳр омад аз боди ӯй,
Ба дил шодӣ овардаме ёди ӯй.[3]

Набуд роҳ бар кӯҳ аз ҳеҷ рӯй,
Давидам басе гирди ӯ пӯй-пӯй.

Маро бӯяи пури гумбуда хост,
Ба дилсӯзагӣ ҷон ҳаме рафт хост.[4]

Або довари пок гуфтам ба роз,
Ки, эй чораи халқу худ[5] бениёз.

Расида ба ҳар ҷой бурҳони ту,
Нагардад фалак ҷуз ба фармони ту.

Яке бандаам ман диле[6] пургунох,
Ба назди худованди хуршеду моҳ.

Умедам ба бахшоиши туст бас,
Ба чизе дигар нестам дастрас.

Ту ин бандаи мурғпарвардаро,
Ба хориву зорӣ баровардаро,

[1] Л — Яке. [2] ИЛ — саъбҷой. [3] Л — Ба дил роҳат орад ҳаме ёди ӯ. [4] Л — б. 251—252 нест. [5] Л — Ки, эй офаринандаи бениёз. [6] И — вале.

Ҳаме чарм пӯшад ба ҷои ҳарир,
Мазад гӯшт ҳангоми пистони шир.

Расон боз бо ман, маро роҳ кун
Сӯи уву ин ранҷ кӯтоҳ кун.[1]

Ба бадмеҳрии ман равонам масӯз,
Ба ман бозбахшу дилам барфурӯз.

Ба фармони яздон чу ин гуфта шуд,
Ниёиш ҳамон гаҳ пазируфта шуд.

Бипаррид[2] Симурғу баршуд ба абр,
Ҳаме ҳалқа зад бар сари марди габр.

Зи кӯҳ андаромад чу абри баҳор,
Гирифта тани Золро дар канор.

Зи бӯяш ҷаҳоне пур аз мушк шуд,
Ду дида маро бо ду лаб хушк шуд.

Зи саҳми ваю бӯйи пури хеш,
Хирад дар сарам ҷой нагрифт беш.[3]

Ба пеши ман овард чун дояе,
Ки аз меҳр бошад варо мояе.

Забонам бар ӯ бар ситоиш гирифт,
Ба Симурғ бурдам намоз, эй шигифт.

Ба ман монд фарзанду худ бозгашт,
Зи фармони яздон нашояд гузашт.[4]

Ман овардамаш назди шоҳи ҷаҳон,
Ҳама ошкоро бикардам[5] ниҳон.

---

[1] Л — б. 259 нест. [2] Л — Бизад парр. [3] И — б. 258—265 нест. Л — б. 263—264 нест. [4] Л — б. 267, 268 нест. [5] Л — ошкорат кардам.

## БОЗГАШТАНИ ЗОЛ БА ЗОБУЛИСТОН

Бифармуд пас шоҳ, то мӯбадон,
Ситорашиносону ҳам бихрадон.

Бичӯянд, то ахтари Зол чист,
Бад-он ахтар аз бахт солор кист?

Чу гирад баландӣ, чӣ хоҳад будан,
Ҳама достонҳо бибояд задан.

Ситорашиносону ҳам мӯбадон.[1]
Гирифтанд як-як зи ахтар[2] нишон,

Ки ӯ паҳлавоне бувад номдор,
Сарафрозу ҳушьёру гурду савор.

Чу бишнид шоҳ ин сухан, шод шуд,
Дили паҳлавон аз ғам озод шуд.

Яке хилъат орост шоҳи замин,
Ки карданд ҳар кас бар ӯ офарин.

Зи аспони тозӣ ба зарринситом,
Зи шамшери ҳиндӣ ба зарринниём.[3]

Зи дебову хаззу зи ёқуту зар,
Зи густурданиҳои бисьёрмар,

Ғуломони румӣ ба дебои Рум,
Ҳама пайкар аз гавҳару зар-ш бум.[4]

Забарчад табақҳову пирӯза ҷом,
Чи аз зарри сурху чи аз сими хом.

Пур аз мушку кофуру пур заъфарон,
Ҳама пеш бурданд фармонбарон.

---

[1] Л — дар замон. [2] Л — Зи ахтар гирифтанд пайдо. [3] И — [illegible] 278 нест. [4] ИЛ — зарру бум.

Ҳамон ҷавшану таргу баргустувон,
Ҳамон найзаву гурзу тиру камон.

Ҳамон тахти пирӯзаву тоҷи зар,
Ҳамон мӯҳри ёқуту зарринкамар.

В-аз он пас Манучеҳр аҳде набишт
Саросар ситоиш ба сони биҳишт.

Ҳама Кобулу Дамбару Мои Ҳинд[1],
Зи дарьёи Чин то ба дарьёи Синд,

Зи Зобулситон то ба дарьёи Буст,
Ба оин[2] набиштанд аҳде дуруст.

Чу ин аҳду хилъат биёростанд,
Пас аспи ҷаҳонпаҳлавон хостанд[3]

Чу ин карда шуд, Сом бар пой хост.
Бигуфт: «Эй гузин меҳтари додрост[4]

Зи моҳӣ барандеш то чархи моҳ,
Чу ту шоҳ нанҳод бар сар кулоҳ.

Ба меҳру ба хубӣ ба рою хирад
Замона ҳаме аз ту ромиш барад.

Ҳама ганҷи гетӣ ба чашми ту хор,
Мабодо ба ҷуз номи ту ёдгор».

Фароз[5] омад ӯ, тахтро дод бӯс.
Бубастанд бар кӯҳаи пил кӯс,

Сӯи Зобулистон ниҳоданд рӯй,
Назора бар ӯ-бар[6] ҳама шаҳру кӯй.

Чу омад ба наздикии Нимрӯз,
Хабар шуд зи солори гетифурӯз.

---

[1] И — Маю Ҳинд; Л — Ҳама Қобулистону Кашмиру Ҳинд. [2] ИЛ — ... -авъи. [3] Л — б. 287 нест. [4] ИЛ — доду рост. [5] ИЛ — фуруд. [6] ... — бар эшон.

Қи омад або хилъату тоҷи зар,
Або аҳду маншуру зарринкамар[1].

Биёроста Систон чун биҳишт,
Гилаш мушки соро буду зар-ш хишт.

Басе мушку динор барбехтанд,
Басе заъфарону дирам рехтанд.

Яке шодмонӣ буд андар ҷаҳон,
Саросар миёни кеҳону меҳон.

Ҳар он ҷо, ки буд меҳтари номҷӯй,
Зи гетӣ сӯи Сом бинҳод рӯй.

Ки: «Фархунда бодо паи ин ҷавон,
Бад-ин тозадил[2] номвар паҳлавон!»

Чу бар паҳлавон офарин хонданд,
Абар *Золи* зар гавҳар афшонданд.

Қасе к-ӯ ба хилъат сазовор буд,
Хирадманд буду ҷаҳондор буд,

Ба андозашон хилъат оростанд,
Ҳама пояи бартарӣ хостанд.

## ПОДШОҲӢ ДОДАНИ СОМ ЗОЛРО

Пас онгоҳ Сом аз паи пури хеш,
Ҳунарҳои шоҳон биёвард пеш.

Ҷаҳондидагонро зи кишвар бихонд,
Суханҳои боиста ҷанде биронд[3].

Чунин гуфт бо номвар бихрадон,
Ки: «Эй поку ҳушьёрдил мӯбадон.

[1] ИЛ — б. 296 нест. [2] Л — покдил.
[3] Л — Бирафтанд шодон бари номдор,
Чу ҷанде баромад бар ин рӯзгор.

Чунин аст фармони бедоршоҳ[1],
Ки лашкар ҳаме ронд бояд ба роҳ.

Сӯи Гургсорону Мозандарон,
Ҳаме ронд хоҳам сипоҳи гарон.

Бимонад ба назди шумо ин писар,
Ки ҳамтои ҷон асту хуни ҷигар[2].

Ба гоҳи ҷавониву кундоварӣ,
Яке беҳуда сохтам доварӣ,

Писар дод яздон, бияндохтам,
Зи бедонишӣ арҷ нашнохтам.

Гаронмоя Симурғ бардошташ,
Ҷаҳонофарин хор нагзошташ.

Маро хор буд, мурғро арҷманд,
Бипарвард, то шуд[3] чу сарви баланд,

Чу ҳангоми бахшоиш омад фароз,
Ҷаҳондор яздон ба ман дод боз.

Бидонед, к-ин ёдгори ман аст,
Ба назди шумо зинҳори ман аст[4].

Шуморо супурдам ба омӯхтан,
Равон-ш аз ҳунарҳо барафрӯхтан,

Гиромиш дореду пандаш диҳед,
Ҳамон рою роҳи[5] баландаш диҳед.

Ки ман рафт хоҳам ба фармони шоҳ»
Сӯи душманон бо сарони сипоҳ[6].

---

[1] ИЛ — хушьёршоҳ.

[2] ТПЗИЛ — Дилу ҷонам эдар бимонад ҳаме,
Мижа хуни дил барфишонад ҳаме.

[3] Л — ӯро. [4] М — б. 316 нест. [5] И — Ҳама роҳи рон. [6] Л — б. 319 нест. И — Сӯи душманон бар ба эронсипоҳ.

Сӯи Зол кард он гаҳе Сом рӯй,
Ки: «Доду деҳиш гиру ором ҷӯй[1]

Чунон дон, ки Зобулситон хони туст,
Ҷаҳон сар ба сар зери фармони туст.

Туро хону мон бояд ободтар
Дили дӯстдорон ба ту[2] шодтар.

Калиди дари ганҷҳо пеши туст,
Дилам шоду ғамгин ба кам беши туст.

Дили равшанат ҳарчӣ хоҳад, бикор,
Ба ҷой ор аз базму аз корзор»[3].

Ба Сом он гаҳе гуфт Золи ҷавон,
Ки: «Чун зист хоҳам ман эдар тавон?

Касе бо гунаҳ гар зи модар бизод,
Ман онам, сазад гар бинолам ба дод.

Ҷудо бештар з-ин куҷо доштӣ,
Мадорам, ки омад гаҳи оштӣ.

Гаҳе зери чанголи мурғ андарун,
Чамидан ба хоку мазидан ба хун.

Куномам нишаст омаду мурғ ёр,
Бад-он гаҳ, ки будам зи мурғон шумор[4].

Кунун дур гаштам зи парвардигор,
Чунин парваронад маро рӯзгор.

Зи гул баҳраи ман ҷуз аз хор нест,
Бад-ин бо ҷаҳондор пайкор нест».

Бад-ӯ гуфт: — Пардохтан дил сазост
Бипардозу баргуй ҳарч-ат ҳавост[5].

---

[1] И — фармон биҷӯй. [2] И — дили дӯстонат бад-ӯ; Л — Дила дӯстон ҳар замон шодтар. [3] ИЛ — б. 324 нест. [4] Л — б. 329 нест. [5] Л — б. 332 нест.

Ситорашумар, марди ахтаргирой,
Чунин зад туро з-ахтари нек рой,

Ки эдар туро бошад оромгоҳ,
Ҳам эдар[1] сипоҳу ҳам эдар кулоҳ.

Гузар нест аз ҳукми гардонсипеҳр,
Ҳам-эдар бибояд-т густурд меҳр.

Кунун гирди хеш андаровар гурӯҳ,
Саворони ҷангиву киноварон,

Биёмӯзу бишнав зи ҳар донише,
Биёбӣ зи ҳар донише ромише.

Зи хӯрду[2] зи бахшиш маёсой ҳеч,
Ҳама донишу дод додан бисеч[3]».

Бигуфт ину бархост овои кӯс,
Замин оҳанин шуд, ҳаво обнӯс[4].

Хурӯшидани зангу ҳиндидарой
Баромад зи даҳлези пардасарой.[5]

Сипаҳбад сӯи ҷанг бинҳод рӯй,
Або лашкаре сохта ҷангҷӯй.

Бишуд Зол бо ӯ ду манзил ба роҳ,
Бад-он то падар чун гузорад сипоҳ.

---

[1] И — Ҳам андар. [2] Л — Зи хӯрдан.

[3] ТПЗ — Дигар бо хирадманд мардум нишин,
Ки нодон набошад бар оину дин.
Ки доно туро душмани ҷон бувад
Беҳ аз дӯстмарде, ки нодон бувад.
Ту фарзандиву ёдгори манӣ,
Ба ҳар кор дастуру ёри манӣ
Умедам ба додори рӯзи шумор,
Ки аз бахту давлат шавӣ бахтьёр.

[4] ИЛ — Ҳаво киргун шуд, замин обнӯс.

[5] ТПЗ — Або сӣ ҳазорон далерони кор,
Чу шерони ҷангӣ гаҳи корзор.

Падар Золро танг дар бар гирифт,
Шигифтӣ хурӯшидан андаргирифт.

Ҳаме Золро дида дар хун нишонд,
Ба рух-бар ҳаме хуни дил барфишонд.[1]

Бифармуд, то бозгардад зи роҳ,
Шавад шоддил сӯи тахту кулоҳ.

Биёмад пурандеша Дастони Сом,
Ки то чун зияд бепадар шодком?

Нишаст аз бари номвар тахти оҷ,
Ба сар барниҳод он фурӯзанда тоҷ.

Або ёраву гурзаи говсар,
Або тавқи заррину зарринкамар.

Зи ҳар кишваре мӯбадонро бихонд,
Пижӯҳид ҳар чизу ҳар гуна ронд.

Ситорашиносону диноварон,
Саворони ҷангиву киноварон,

Шабу рӯз буданд бо ӯ ба ҳам,
Задандӣ ҳаме рой бар бешу кам.

Чунон гашт Зол аз бас омӯхтан,
Ки гуфтӣ ситораст з-афрӯхтан.

Ба рою ба дониш ба ҷое расид,
Ки чун[2] хештан дар ҷаҳон кас надид.

Саворишн чунон будӣ дар*[1] ҷаҳон,
К-аз ӯ достонҳо задандӣ меҳон.

Зи хубиш хира шудӣ марду зан,
Чу дидӣ, шудандӣ бар ӯ анҷуман.

---

[1] Л — б. 344 нест. [2] И — Ки ҷуз. *[1] М — Ба ҷое расонид кора.

Ҳар он кас, ки наздик ё дур буд,
Гумон мушк бурданд, кофур буд.[1]

ОМАДАНИ ЗОЛ БА НАЗДИ МЕҲРОБИ
ҚОБУЛӢ

Чунон буд, ки рӯзе чунон кард рой,
Ки дар подшоҳӣ биҷунбад зи ҷой.

Бурун рафт бо вижа гурдони хеш,
Ки бо вай яке будашон рою кеш.

Сӯи кишвари ҳиндувон кард рой,
Сӯи Қобулу Дамбару Марғу Мой.

Ба ҳар ҷой гоҳе биёростӣ,
Маю руду ромишгарон хостӣ.

Кушода дари ганҷу афканда ранҷ,
Бар оину расми сарои сипанҷ.

Зи Зобул ба Қобул расид он замон,
Гурозону хандондилу шодмон.

Яке подшо буд Меҳроб ном,
Забардасту бо ганҷу густурда ком.

Ба боло ба кирдори озода сарв,
Ба рух чун баҳору ба рафтан тазарв.

Дили бихрадон дошту мағзи радон,
Ду китфи ялону ҳуши мӯбадон.

Зи Заҳҳоки тозӣ гуҳар доштӣ,
Зи Қобул ҳама буму бар доштӣ.[2]

---

[1] ИЛ — б. 355, 356 нест;
ТПЗИЛ — Чунин ҳам ҳаме гашт гардонсипеҳр,
Абар Сому бар Зол густурда меҳр.

[2] — б. 366, 367 нест.

Ҳаме дод ҳар сол бо Сом сов,
Ки бо вай ба размаш набуд эч тов.

Чу огаҳ шуд аз кори Дастони Сом,
Зи Кобул биёмад ба ҳангоми бом.

Або ганҷу аспони ороста,
Ғуломону ҳар гунае хоста.

Зи динору ёқуту мушку абир,
Зи дебои зарбафту хаззу ҳарир.

Яке тоҷи пургавҳари шоҳвор,
Яке тавқи заррин забарҷаднигор.

Сарон ҳаркӣ буданду кобулсипоҳ
Биёвард бо хештан сӯи роҳ.[1]

Чу омад ба Дастони Сом огаҳӣ,
Ки зебо меҳе ояд[2] андар меҳӣ,

Пазира шудаш Золу бинвохташ,
Зи[3] оин яке пойгаҳ сохташ.[4]

Сӯи тахти пирӯза бозомаданд,
Кушодадилу базмсоз омаданд.

Яке паҳлавонӣ ниҳоданд хон,
Нишастанд бар хони ӯ фаррухон.

Гусорандаи май, май оварду ҷом,
Нигаҳ кард Меҳроб дар пури Сом.

Хуш омад ҳамонош дидори ӯй,
Дилаш тезтар гашт бар кори ӯй.

Аз он донишу рой Меҳробигурд
Бигуфт: «Он ки ӯ зод, ҳаргиз намурд.[5]

---

[1] Л — б. 372 нест. [2] ИЛ — омад. [3] И — Ба. [4] Л — Аз он анҷуман сар барафрохташ. [5] Л — б. 379 нест.

Чу Меҳроб бархост аз хони Зол,
Нигаҳ кард Зол андар он бурзу ёл.

Чунин гуфт бо меҳтарон Золи Зар,
Ки: «Зебандатар з-ин кӣ бандад камар?

Ба чеҳру ба болои ӯ мард нест,
Касе гуй ӯро ҳамовард нест.[1]

Яке номдор аз миёни меҳон,
Чунин гуфт бо паҳлавони ҷаҳон.

Паси пардаи ӯ яке духтар аст,
Ки рӯяш зи хуршед некӯтар аст.

Зи сар то ба пояш ба кирдори оҷ,
Ба рух чун биҳишту ба боло чу соҷ.

Бар он суфти симин ду мушкин каманд,
Сараш гашта чун ҳалқаи пойбанд.

Рухонаш чу гулнору лаб нордон,
Зи симин бараш раста ду норвон.

Ду чашмаш ба сони ду наргис ба боғ,
Мижа тирагӣ бурда аз парри зоғ.

Ду абрӯ ба сони камони тароз,
Ба рӯ туз пӯшида аз мушки ноз.

Агар моҳ ҷӯй, ҳама рӯи ӯст,
В-агар мушк бӯй, ҳама мӯи ӯст.[2]

---

[1] Л — б. 382 нест. [2] Л — б. 390 нест;

ТПЗ — Сари зулфу ҷаъдаш чу мушкин зирех,
Фикандаст, гуй гирех бар гирех,
Даҳ ангушт бар сони симинкалам,
Ба рӯ карда аз ғолия сад рақам.

Биҳиштест сар то сар ороста,
Пуророишу ромишу[1] хоста.[2]

Баровард мар Золро дил ба ҷӯш
Чунон шуд, к-аз ӯ рафт орому ҳуш

Ки аз некӯӣ мард эдун бувад,
Ба некӣ аз ин зода худ чун бувад.[3]

Шаб омад дар андеша биншаст зор,
Ба нодида бар шуд ба ҷон сӯгвор.[4]

Чу зад бар сари кӯҳ бар теғ шед,
Ҷаҳон шуд ба сони булӯри сапед.

Дари бор бикшод Дастони Сом,
Бирафтанд гурдон ба зарринниём.

Дари паҳлавонро биёростанд,
Чу болои пурмоягон хостанд.

Ҳаме рафт[5] Меҳроби кобулхудой,
Сӯи хаймаи Золи зобулхудой.

Чу омад ба наздикии боргоҳ,
Хурӯш омад аз дар, ки бикшой роҳ.

Сӯи паҳлавон андарун рафт[6] гав,
Ба сони дарахте пур аз бори нав.

Дили Зол шуд шоду бинвохташ,
В-аз он анҷуман сар барафрохташ.

---

[1] Л — донишу.

[2] ТПЗ — Туро зебад, эй номвар паҳлавон,
Ки монанди моҳ аст бар осмон.
Чу бишнид Зол ин суханҳо аз ӯй,
Бичунбид меҳраш бар он моҳрӯй.

[3] ТПЗ — Ба дил гуфт: «Шак нест, к-он хубчеҳр,
Ба рухсор монад ба моҳу ба меҳр».

[4] И — б. 378—191 нест. [5] ИЛ — Бурун рафт. [6] ИЛ — бари.

Бипурсид, к-«Аз ман чӣ хоҳӣ, бихоҳ,
Зи тахту зи мӯҳру зи теғу кулоҳ».

Бад-ӯ гуфт Меҳроб, к-«Эй подшо,
Сарафрозу пирузу фармонраво,

Маро орзӯ дар замона якест,
Ки он орзӯ бар ту душвор нест.

Ки ой ба шодӣ сӯи*[1] хони ман,
Чу хуршед равшан кунӣ ҷони ман».

Чунин дод посух, ки: «Ин рой нест,
Ба хони ту андар маро ҷой нест.

Набошад бад-ин Сом ҳамдостон,
Ҳам он шоҳ чун бишнавад достон,

Ки мо май гусорему мастон шавем,
Сӯи хонаи бутпарастон шавем.

Ҷуз ин ҳар чӣ гӯй ту, посух диҳем,
Ба дидори ту рои фаррух ниҳем».

Чу бишнид Меҳроб, кард офарин,
Ба дил Золро хонд нопокдин.

Хиромон бирафт аз бари тахти ӯй,
Ҳаме офарин хонд бар бахти ӯй.

Чу Дастони Сом аз пасаш бингарид,
Сутудаш фаровон чунон чун сазид.

Бар ӯ ҳеҷ кас чашм нагмоштанд,
Мар ӯро зи девонагон доштанд.

Аз он к-ӯ на ҳамдину ҳамроҳ буд,
Забон аз сутудан-ш кӯтоҳ буд.

Чу равшан дили паҳлавонро бад-ӯй
Чунон гарм диданд бо гуфтугӯй

* М — бари.

Мар ӯро ситуданд як-як меҳон,
Бузургону номоварони ҷаҳон.[1]

Зи болову дидору оҳистагӣ,
Зи бoистагӣ ҳам зи шоистагӣ.

Дили Зол якбора девона гашт,
Хирад дур шуд, ишқ фарзона гашт.

Сипаҳдори тозӣ сари ростон,
Бигӯяд бар ин бар яке достон,

Ки то зиндаам ҷарма ҷуфти ман аст,
Ҳами чархи гардон нуҳуфти ман аст.

Арӯсам набояд, ки раъно шавам,
Ба назди хирадманд расво шавам.

Аз андешагон Зол шуд хастадил,
Бар он кор бинҳод пайваста дил.

Ҳаме буд печондил аз гуфтугӯй,
Магар тира гардад-ш з-ин обрӯй.

Ҳаме гашт якчанд бар сар сипеҳр,
Дили Зол оганда яксар зи меҳр.

### РОЙ ЗАДАНИ РӮДОБА БО ҚАНИЗАҚОН

Чунон буд, ки Меҳроб рӯзе пагоҳ,
Хиромон[2] биёмад аз он боргоҳ.[3]

Гузар кард сӯи шабистони хеш,
Ду хуршед дид андар айвони хеш.[4]

---

[1] ИЛ — Ҳамон, к-аз паси парда будаш ниҳон. [2] ИЛ — Бир[illegible]

[3] ТПЗ — Ситоиш ҳаме кард бо худ ба Зол,
*Зи мардию гурдию аз фарру ёл.*

[4] Л — Ҳаме гашт бар гирди бӯстони хеш.

Яке ҳамчу Рӯдобаи хубчеҳр,
Яке ҳамчу Синдухти бо рою меҳр.

Биёроста ҳамчу боғи баҳор,
Саропой пуррангу бӯю нигор.

Шигифтӣ ба Рӯдоба андар бимонд,
Ҳаме офаринро бар ӯ барбихонд.

Яке сарв дид аз бараш гирдмоҳ,
Ниҳода зи анбар ба сар-бар кулоҳ.

Ба дебову гавҳар биёроста,
Ба сони биҳиште пур аз хоста.

Бипурсид Синдухт Меҳробро,
Зи хушоб бикшод уннобро.

Ки: «Чун рафтӣ имрӯзу чун омадӣ,
Ки кӯтоҳ бод аз ту дасти бадӣ?

Чӣ мардест он пирсар пури Сом,
Ҳаме тахт ёд оядаш ё куном?

Хӯи мардумӣ ҳеч дорад ҳаме?
Паи номдорон сипорад ҳаме?»[1]

Чунин дод Меҳроб посух бад-ӯй,
Ки: «Эй сарви симинбари моҳрӯй.[2]

Ба гетӣ дар аз паҳлавонони гурд
Паи Золи Зар кас наёрад супурд.

Чу дасту инонаш ба айвон нигор,
Набиниву бар зин чун ӯ як савор.[3]

Дили шери нар дораду зӯри пил,
Ду дасташ ба кирдори дарьёи Нил.

[1] ТПЗ — Чӣ гӯяд зи Симурғ фархунда Зол,
Чӣ гунаст чеҳру чӣ гунаст ёл?

[2] И — хубрӯй. [3] Л — Набинӣ ту бар зин чун ӯ номдор.

Чу бар гоҳ бошад, зарафшон[1] бувад.
Чу дар чанг бошад, сарафшон бувад.

Рухаш сурх монандаи арғувон,
Ҷавонсолу бедору бахташ ҷавон.[2]

Ба кин андарун чун наҳанги балост,
Ба зин андарун тезчанг аждаҳост.

Нишонандаи хок дар кин ба хун,
Фишонандаи ханҷари обгун.

Аз оҳу ҳамин, к-аш сапед аст мӯй,
Наҷӯяд ҷуз ин[3] мардуми айбҷӯй.

Сапедии мӯяш бизебад ҳаме,
Ту гӯй, ки дилҳо фиребад ҳаме[4].»

Чу бишнид Рӯдоба ин гуфтугӯй,
Барафрӯхту гулноргун гашт[5] руй.

Дилаш гашт пуроташ аз меҳри Зол,
Аз ӯ дур шуд хӯрду ором[6] ҳол.

Чу бигрифт ҷои хирад орзӯй,
Дигаргунатар шуд ба оину хӯй.

Чи неку сухан гуфт он ройзан,
Зи мардон макун ёд дар пеши зан.[7]

Дили зан ҳамон девро ҳаст ҷой,
Зи гуфтор бошанд ҷуянда рой.[8]

Варо панҷ турки парастанда буд,
Парастандаву меҳрубон банда буд.

---

[1] ИЛ — дурафшон. [2] ИЛ — давлатчавон;
ТПЗ — Агарчӣ сапед аст мӯяш ба ранг,
Валекин ба марди бидаррад наҳанг.

[3] И — Бичӯяд сухан. [4] Л — б. 445 нест. [5] ИЛ — кард. [6] ИЛ — ра-мишу хурду. [7] Л — б. 449 нест. [8] ИЛ — б. 450 нест.

Бад-ин бандагони хирадманд гуфт,
Ки: «Бикшод хоҳам ниҳон аз нуҳуфт.

Шумо як ба як роздори манед,
Парастандаву ғамгусори манед.

Бидонед ҳар панҷу огоҳ бед[1]
Ҳама сола бо бахт ҳамроҳ бед[2],

Ки ман ошиқеам чу баҳри дамон,
Аз ӯ бар шуда мавҷ бар осмон.

Пур аз меҳри Зол аст[3] равшан дилам,
Ба хоб андар андеша з-ӯ нагсилам.

Дилу ҷону ҳушам пур аз[4] меҳри ӯст,
Шабу рӯзам андешаи чеҳри ӯст.[5]

Яке чора бояд кунун сохтан,
Дилу ҷонам аз ғам бипардохтан.[6]

Надонад касе рози ман ҷуз шумо,
Ки ҳам меҳрубонеду ҳам порсо»[7].

Парастандагонро шигифт омад он,
Ки бадкорӣ[8] ояд зи духти радон.[9]

Ҳама посухашро биёростанд,
Чу оҳарман аз ҷой бархостанд,

Ки: «Эй афсари бонувони ҷаҳон,
Сарафроз духтар миёни[10] меҳон.

Сутуда зи Ҳиндустон то ба Чин,
Миёни шабистон чу равшан нигин.

[1] ИЛ — огаҳ бувед. [2] ИЛ — ҳамраҳ бувед. [3] Л — Пур аз пури Сом аст. [4] Л — Ҳамеша дилам дар ғами.

[5] ТПЗИЛ — Кунун ин суханро чӣ дармон кунед,
Чӣ хоҳед бо ман, чӣ паймон кунед?

[6] ИЛ — аз ранҷ пардохтан. [7] ИЛ — б. 459 нест. [8] Л — бекорӣ. [9] И — шаҳон. [10] Л — бар духтарони.

Ба болои ту дар чаман сарв нест,
Чу рухсори ту тобиши парв нест.

Нигори рухи ту ба Қаннуҷу Мой
Фиристанду наздики ховархудой.

Туро худ ба дида дарун шарм нест,
Падарро ба назди ту озарм нест.

Ки онро, ки андозад аз бар падар,
Ту хоҳӣ, ки ӯро бигирӣ ба бар.

Ки парвардаи мурғ бошад ба кӯҳ,
Нишонӣ шуда дар миёни гурӯҳ.

Кас аз модарон пир ҳаргиз назод,
В-аз он кас, ки зояд, набошад нажод.

Чунин сурх ду буссаду мушк мӯй,
Шигифтӣ бувад, гар бувад пирҷӯй.[1]

Ҷаҳоне саросар пур аз меҳри туст,
Ба айвонҳо сурати чеҳри туст.

Туро бо чунин рӯю болою мӯй,
Зи чархи чаҳорум хур[2] ояд-т шӯй».[3]

Чу Рӯдоба гуфтори эшон шунид,
Чу аз бод оташ дилаш бардамид.

Бар эшон яке бонг барзад ба хашм,
Битобид рӯю бихобид чашм.

Пас он гаҳ ба хашму ба рӯи дижам,
Ба абрӯ зи хашм андароварда хам,

Чунин гуфт: «Хом аст пайкоратон,
Шунидан наярзид гуфторатон.[4]

---

[1] Л — б. 470 нест. [2] Л — худ. [3] И — ба сӯй.

[4] Л — Чунин гуфт, к-«Ин сахт пайкоратон,
Наярзад бад-ин хом гуфторатон».

Дили ман чу шуд бар ситора табоҳ,
Чӣ гуна тавон шод будан ба моҳ?!

Ба гул нангарад он ки ӯ гилх[в]араст,
Агарчи гул аз гил ситудатар аст.

Қиро сирка дору бувад бар ҷигар,
Шавад з-ангубин дарди ӯ бештар.[1]

На Қайсар бихоҳам, на фағфури Чин,
На аз тоҷдорони эронзамин.

Ба болои ман пури Сом аст Зол,
Або бозуи шеру бо китфу ёл.

Гараш пир хонанд ё навҷавон,
Маро ҳаст ороми ҷону[2] равон.

Ҷуз ӯ ҳаргиз андар дили ман мабод,
Ҷуз аз вай бари ман маёред ёд!

Маро меҳри ӯ дил надида гузид,
Ҳамон дӯстӣ аз шунида гузид.

Бар ӯ меҳрубонам, на бар рӯю мӯй,
Ба суи ҳунар гаштамаш меҳрҷӯй.[3]

Парастанда огаҳ шуд аз рози ӯй,
Чу бишнид дилхаста овози ӯй,[4]

Ба овоз гуфтанд: «Мо бандаем,
Ба дил меҳрубону парастандаем.

Нигаҳ кун кунун, то чӣ фармон диҳӣ,
Наёяд зи фармони ту ҷуз беҳӣ».

---

[1] Л — б. 476—479 нест. [2] Л — ӯ ба ҷои тан асту. [3] Л — б. 483—485 нест.

[4] ТПЗ — Ба дилҷӯии духтари меҳрубон,
Шуданд он парастандагон ҳамзабон.

Яке гуфт з-эшон, ки: «Эй сарвбун,
Нигар, то надонад касе ин сухун.[1]

Чу мо сад ҳазорон фидои ту бод!
Хирад з-офариниш равои ту бод![2]

Агар ҷодуӣ бояд омӯхтан,
Ба банду фусун чашмҳо дӯхтан,

Бипаррем, то мурғи[3] ҷодӯ шавем,
Бипӯем, дар чора[4] оҳӯ шавем,

Магар шоҳро назди моҳ оварем,
Ба наздики ту пойгоҳ оварем».

Лаби лаъл Рӯдоба пурханда кард,
Рухони муасфар сӯи банда кард,

Ки ин бандро гар бувӣ[5] корбанд,
Дарахти барӯманд корӣ баланд.

Ки ҳаррӯз ёқут бор оварад!
Хирад бори он дар канор оварад.

## РАФТАНИ КАНИЗАКОНИ РУДОБА БА ДИДАНИ ЗОЛИ ЗАР

Парастанда бархост аз пеши ӯй,
Бар он чора бечора бинҳод рӯй.

Ба дебои румӣ биёростанд,[6]
Сари зулф бар гул бипеространд.

Бирафтанд ҳар панҷ то рӯдбор,
Зи ҳар бӯю ранге чу хуррамбаҳор.

[1] Л — б. 489 нест.

[2] ТПЗ — Сияҳ наргисонат пур аз шарм бод!
Рухонат ҳамеша пурозарм бод!

[3] ИЛ — бо мург. [4] Л — Бипӯему дар дашт. [5] Л — Ки ин гуфтаро гар шавӣ. [6] И — тан оростанд.

Маҳи фарвадину сари сол буд.
Лаби рӯд лашкаргаҳи Зол буд.

Аз он сӯи рӯд он канизон буданд,
Зи Дастон ҳаме достонҳо заданд.[1]

Ҳаме гул чиданд аз лаби рӯдбор,[2]
Рухон чун гулистону гул дар канор.

Бигаштанд ҳар сӯ ҳаме гул чиданд,
Саропардаро чун баробар шуданд.[3]

Нигаҳ кард Дастон зи тахти баланд,
Бипурсид, к-«Ин гулпарастон киданд?»

Чунин гуфт гӯянда бо паҳлавон,
Ки: «Аз кохи Меҳроби равшанравон.

Парастандагонро сӯи гулситон,
Фиристад ҳаме моҳи Кобулситон».

Чу бишнид Дастон дилаш бардамид,
Зи бас меҳр бар ҷони худ н-орамид.

Хиромид бо бандаи пуршитоб,
Ҷаҳонҷӯй Дастон аз ин сӯи об.[4]

Чу з-он сӯ парастандагон дид Зол,
Камон хост аз турку бифрохт ёл.

Пиёда ҳаме шуд зи баҳри шикор,
Хашишор дид андар он рӯдбор.

Камон турки гулрух ба зеҳ барниҳод,
Ба дасти чапи паҳлавон дар ниҳод.

Бизад бонг, то мурғ бархост з-об,
Ҳаме тир андохт андар шитоб.

---

[1] Л — б. 501 нест. [2] Л — чӯйбор. [3] ИЛ — б. 503 нест. [4] И — Ҳа-[illegible]от Дастон аз ин руй об; Л — б. 507—508 нест.

Зи парвозаш овард он гаҳ фурӯд,
Чакон хунваше шуд аз ӯ оби рӯд.

Ба турк он гаҳе гуфт: «З-он сӯ гузар,
Биёвар ту он мурғи афканда пар».

Ба киштӣ гузар кард турки сутург,
Хиромид назди парастанда турк.[1]

Парастанда бо ридаки моҳрӯй,
Сухан ғуфту з-он паҳлави номҷӯй.

Ки: «Ин шербозу гави пилтан,
Чӣ мард асту шоҳи кадом анҷуман?

Ки бикшод аз он гуна тир аз камон,
Чӣ санҷад ба пеш андараш бадгумон?

Надидем зебандатар з-ин савор,
Ба тиру камон бар чунин комгор».

Парирӯй[2] дандон ба лаб барниҳод,
«Макун, — гуфт, —з-ингуна бар шоҳ ёд.

Шаҳи Нимрӯз аст, фарзанди Сом,
Ки Дастон-ш хонанд шоҳон ба ном.

Нагардад фалак бар чун ӯ як савор,
Замона набинад чун ӯ номдор».

Парастанда бо ридаки моҳрӯй
Бихандиду гуфташ, ки: «Чунин магӯй,

Ки моҳест Меҳробро дар сарой,
Ба як сар зи шоҳи ту бартар ба пой.

Ба болой соҷ асту ҳамранги оҷ,
Яке эзадӣ бар сар аз мушк тоҷ.

---

[1] Л — б. 514, 515 нест. [2] И — Сабук банда.

Ду наргис дижамму ду абрӯ ба хам,
Сутуни ду абрӯ чу симин қалам.

Даҳонаш ба тангӣ дили мустаманд,
Сари зулф чун ҳалқаи пойбанд.

Ду ҷодуш пурхобу пур об рӯй,
Пур аз лола рухсору чун[1] мушк мӯй.

Нафасро магар бар лабаш роҳ нест,
Чун ӯ дар ҷаҳон низ як моҳ нест.

Хиромон зи Қобулситон омадем,
Бари шоҳи Зобулситон омадем.

Бад-ин чора то он лаби лаълфом
Қунем ошно бо лаби пури Сом.

Сазо бошаду сахт дар х[в]ар бувад,
Қи бо Зол Рӯдоба ҳамсар бувад».[2]

Чу бишнид з-он бандагон ин паём,
Рухаш гашт з-ин гуфтаҳо лаълфом.

Чунин гуфт бо бандагон хубчеҳр,
Қи: «Бо моҳ хуб аст рахшанда меҳр».[3]

Ба пайвастагӣ чун ҷаҳон рой кард,
Дили ҳар касе меҳрро ҷой кард.

Чу хоҳад гусистан набояд-ш гуфт,
Бибуррад сабук ҷуфтро ӯ зи ҷуфт.

Гусистан-ш пайдову бастан ниҳон,
Ба ину ба он аст хӯи ҷаҳон.[4]

---

И — пур; Л — в-аз. [2] ИЛ — б. 532 нест;
ТПЗИ — Парастандагон ҳар яке ошкор,
Ҳаме гуфт аз хубии* он нигор.
И — б. 534 нест. [4] И — б. 537 нест. Л — б. 534—537 нест.
И — Ҳаме кард васфи рухи.

Диловар чу пархез ҷӯяд зи ҷуфт,
Бимонад ба осонӣ андар нуҳуфт.

Бидон то-ш духтар набошад зи бун,
Набояд шунидан-ш нанги[1] сухун.

Чунин гуфт мар ҷуфтро бози нар,
Чу бар хоя биншасту густурд пар:

Қ-«Аз ин хоя гар моя берун кунӣ,
Зи пушти падар хоя берун кунӣ».

Аз эшон чу баргашт хандон ғулом,
Бипурсид аз ӯ номвар пури Сом.[2]

Ки: «Бо ту чӣ гуфт он, ки хандон шудӣ,
Кушодалабу[3] симдандон шудӣ?».

Бигуфт он чи бишнид бо паҳлавон,
Зи шодӣ дили паҳлавон шуд ҷавон.

Чунин гуфт бо ридаки моҳрӯй,
Ки: «Рав он парастандагонро бигӯй,

Ки аз гулситон як замон магзаред,
Магар бо гул аз боғ гавҳар баред.

Набояд шудантон сӯи кох боз,
Бад-он то паёме фиристам ба роз».

Дирам хост бо зарру гавҳар зи ганҷ,
Гаронмоя дебои зарбафт панҷ.[4]

---

[1] Л — Набояд шунидан зи ҳар кас сухун.

[2] ТПЗИ — Кӣ буд он, ки бо ту ҳаме роз гуфт,
Бибояд-т бо ман ҳаме бозгуфт.

[3] Л — шукуфталабу.

[4] ТПЗ — Яке дурҷи пургавҳари шоҳвор,
Бурун кард аз гӯши худ гӯшвор,
Ду ангуштарӣ аз Манучеҳршоҳ,
Гузин кард аз баҳри фархундамоҳ.

Бифармуд, к-ин назди эшон баред,
Касеро магӯеду пинҳон баред.

Бирафтанд зӣ моҳрухсора панҷ,
Або гарм гуфтору динору ганҷ.

Бад-эшон супурданд зарру гуҳар,
Ба номи ҷаҳонпаҳлавон-Золи Зар.

Парастанда бо моҳдидор гуфт,
Ки: «Ҳаргиз намонад сухан дар нуҳуфт.

Магар он ки бошад миёни ду тан,
Се тан нониҳон асту чор анҷуман.

Бигӯй, эй хирадманди покизарой,
Сухан гар ба роз аст, бо мо сарой».[1]

Парастанда гуфтанд бо якдигар,
Ки омад ба дом андарун шери нар.

Кунун коми Рӯдобаву коми Зол
Ба ҷой омад, ин буд фархунда фол.[2]

Биёмад сияҳчашм ганҷури шоҳ,
Ки буд андар он кор дастури шоҳ.

Сухан ҳарчӣ бишнид з-он дилнавоз,
Ҳаме гуфт пеши сипаҳбад ба роз.

Сипаҳбад хиромид то гулситон,
Ба назди канизони[3] Кобулситон.

Парирӯи гулрух, бутони тироз
Бирафтанду бурданд пешаш намоз.

---

[1] ТПЗ — Чу огоҳ гаштанд аз кори Зол,
Ки дар меҳр хаст ӯ беорому ҳол.
[2] ИЛ — б. 556 нест. [3] ИЛ — Ба умеди хуршеди.

Сипаҳбад бипурсид з-эшон сухун,
Зи болову дидори он сарвбун.

Зи гуфтору дидору рою хирад,
Бадон то, ки бо ӯ чӣ андархурад.

Бигӯед бо ман яко-як сухун,
Ба кажжӣ магар нафканед эч бун.

Агар роститон бувад гуфтугӯй,
Ба наздики ман-тон бувад обрӯй.

Вагар ҳеҷ кажжӣ гумоне[1] барам,
Ба зери паи пилатон биспарам.

Рухи бандагон[2] гашт чун сандарус,
Ба пеши сипаҳбад замин дода бус.

Аз эшон яке буд кеҳтар ба сол,
Ки ӯ шуд сухангӯи пурдил ба Зол.[3]

Чунин гуфт, к-«Аз модар андар ҷаҳон
Назояд касе дар миёни меҳон,

Ба дидори Сому ба болои ӯй,
Ба покидилу донишу рои ӯй.

Дигар кас чу ту, эй савори[4] далер,
Бад-ин бурзу болову бозӯи шер!

Се дигар чу Рӯдобаи хубрӯй,
Яке сарви симини бо рангу бӯй.

Зи сар то ба пояш гул асту суман,
Ба сарви саҳӣ бар суҳайли Яман.

Ҳаме майчакад, гӯй, аз рӯи ӯ,
Абир аст, гӯй, ҳама мӯи ӯ.[5]

---

[1] Л — намоед. [2] Л — лолагун; И — лоларух. [3] ИЛ — б. 56[illegible] нест. [4] ИЛ — чун ту, эй паҳлавони. [5] Л — б. 573 нест.

Аз он гунбади симсар бар замин
Фурӯ хишта бар гил каманди камин.

Ба мушку ба анбар сараш бофта,
Ба ёқуту гавҳар танаш тофта.

Сари зулфу[1] ҷаъдаш чу мушкин зирех,
Фикандаст, гӯй, гиреҳ бар гиреҳ.[2]

Буторой чун ӯ набинӣ ба Чин,
Бар ӯ моҳу парвин кунанд офарин.

Сипаҳбад парастандаро гуфт гарм,
Суханҳои ширин ба овози нарм,

Ки: «Акнун чӣ чораст, бо ман бигӯй,
Яке роҳ ҷустан ба наздики ӯй.

Ки моро дилу ҷон пур аз меҳри ӯст,
Ҳама орзӯ дидани чеҳри ӯст».

Парастанда гуфто: «Чу фармон диҳӣ,
Битозем[3] то кохи[4] сарви саҳӣ.

Зи фархунда рои ҷаҳонпаҳлавон,
Зи дидору гуфтору равшан равон

Фиребему гӯем ҳаргуна чиз,[5]
Миён андарун нест вожуна низ.[6]

Сари мушкбӯяш ба дом оварем,
Лабаш бар лаби пури Сом оварем.

Хиромад магар паҳлавон бо каманд,
Ба наздики айвону[7] кохи баланд.

---

И — зулфи.

[2] Л — Дах ангушт бар сони симин қалам,
Буруи карда аз ғолия даҳ рақам,
И — Ду ангушт бар сони симин қалам,
Ба рӯ карда аз ғолия сад рақам.

[3] И.Л — Гузорем. [4] И — гоҳи. [5] Л — ҳаргунае. [6] Л — ворунае. [7] Л — девори.

Кунад ҳалқа дар гардани кунгура,
Шавад шер шод аз шикори бара.

Бубин он гаҳе, то хуш ояд туро,
Бад-ин гуфта ромиш физояд туро[1].

### БОЗГАШТАНИ ҚАНИЗАКОН БА НАЗДИ РУДОБА

Бирафтанд хубону баргашт Зол,
Шабе дерьёзон ба болои сол.[2]

Расиданд хубон ба даргоҳи кох,
Ба даст андарун ҳар як аз гул ду шох.

Нигаҳ кард дарбон, баророст чанг,
Забон кард густоху дил кард танг,

Ки: «Бегаҳ зи даргоҳ берун шавед,[3]
Шигифт оядам, то шумо чун шавед»

Бутон посухашро биёростанд,
Ба дилтангӣ аз ҷой бархостанд,

Ки: «Имрӯз рӯзи дигаргуна нест,
Ба боғи[4] гулон деви вожуна нест.

Баҳор омад, аз гулситон гул чинем,
Зи рӯи замин шохи сунбул чинем.[5]»

Нигаҳбони дар гуфт, к — «Имрӯз кор
Набояд гирифтан бад-он ҳам шумор,

---

[1] Л — б. 587 нест;
ТПЗ — Сиголиш бикарданд з-ин сон ба ҳам,
Дили паҳлавон гашт холӣ зи ғам.

[2] Л — Дилаш гашт бо нозу шодӣ ҳамол. [3] Л — равед. [4] ИЛ — ро...

[5] ТПЗ — Ба фармони Рудобаи моҳчеҳр,
Пан гул бирафтем з-эдар ба меҳр.
Туро чист з-ингуна гуфторҳо,
Ки гул чидаам аз сари хорҳо?

Ки Золи сипаҳбад ба Қобул набуд,
Замин пур зи хиргоҳу лашкар набуд.[1]

Набинед, к-аз кох Кобулхудой
Ба зин андарорад ба шабгир пой.

Ҳама рӯзаш омад шудан пеши ӯст,
Ки ҳастанд бо якдигар сахт дӯст.[2]

Агартон бубинад чунин гул ба даст,
Кунад бар заминтон ҳамон гоҳ паст».[3]

Шуданд андар айвон бутони тироз,
Нишастанду бо моҳ гуфтанд роз,

Ки ҳаргиз надидем з-ин гуна шед,
Рухи ҳамчу гул, рӯю мӯяш сапед.[4]

Барафрӯхт Рӯдобаро дил зи меҳр,
Ба уммеди он, то бубинад-ш чеҳр.[5]

Ниҳоданд динору гавҳар-ш пеш,
Бипурсид Рӯдоба аз камму беш.

Ки: «Чун будатон кор бо пури Сом,
Ба дидан беҳ аст, ар ба овозу ном?»

Паричеҳра ҳар панҷ биштофтанд,
Чу бо моҳ ҷои сухан ёфтанд,

Ки: «Зол он савори ҷаҳон сар ба сар
Набошад чун[6] ӯ кас ба онну фар,[7]

---

[1] ТПЗ — Ки Золи сипахбад ба Қобул-дар аст,
Замин пур зи хиргоху аз лашкар аст.

[2] Л — б. 598 нест.

[3] ТПЗ — Маёед дигар бурун аз ҳарам,
Мабодо, ки ояд сухан бешу кам.

[4] И — б. 600, 601 нест. [5] Л — б. 600—602 нест. [6] И — ҷуз. [7] Л — б. 606 нест.

Ки мардест бар сони сарви саҳӣ,
Ҳамаш зебу ҳам фарри шоҳаншаҳӣ.

Ҳамаш рангу бӯю ҳамаш қадду шоҳ,
Саворе миён лоғару бар фарох.

Ду чашмаш чу ду наргиси обгун,
Лабонаш чу буссад,[1] рухонаш чу хун.

Кафу сондаш чун кафи шери нар,
Ҳушивору мӯбаддилу шоҳфар.

Саросар сапед аст мӯяш ба сар,
Аз оҳу ҳамин асту ин аст фар.[2]

Ба рух ҷаъди он паҳлавони ҷаҳон,
Чу симинзиреҳ бар гули арғувон,

Ки гӯй ҳаме он[5], чунон боядӣ,
В-агар нестӣ, меҳр нафзоядӣ.

Ба дидори ту додаемаш навид,
Гаҳи бозгаштан дилаш пурумед.[4]

Кунун чораи кори меҳмон бисоз,
Бифармой, то бар чӣ гардем боз».

Чунин гуфт бо бандагон сарвбун,
Ки: «Дигар шудастӣ ба рою сухун?

Ҳамон Зол, к-ӯ мурғпарварда буд,
Чунон пирсар буду пажмурда буд,

Ба рух шуд кунун[5] чун ғули арғувон,
Саҳиқадду зеборуху паҳлавон?

Рухи ман ба пешаш биёростед,
Бигуфтеду з-он пас баҳо хостед?»

[1] Л — ақиқу.
[2] ТПЗЛ — Саросар сапед аст мӯяш ба ранг,
Аз оҳу ҳамин асту ин нест панг.
[3] Л — худ. [4] И — б. 614 нест. [5] Л — Ба дидор шуд.

Ҳаме гуфту лабҳо пур аз ханда дошт,
Рухон ҳамчу гулнор[1] оганда дошт.

Чунин гуфт пас бонуи бонувон
Парастандаеро, к-аз эдар давон

Ба мужда шабонгаҳ суи ӯ шавед,
Бигӯеду гуфтори ӯ бишнавед,

Қи комат баромад, биёрой кор,
Биё, то бубинӣ маҳи пурнигор[2]

Парастанда бо[3] бонуи моҳрӯй,
Чунин гуфт, к-«Акнун[4] раҳи чора ҷӯй,

Ки яздон ҳар он ч-ат ҳаво буд, дод,
Саранҷоми ин кор фархунда бод».

Ҳаме кор созид Рӯдоба зуд,
Ниҳонӣ зи хешони ӯ ҳар кӣ буд.[5]

Яке хона будаш чу хуррам баҳор,
Зи чеҳри бузургон бар ӯ-бар нигор.

Ба дебои чинӣ биёростанд,
Табақҳои заррин бипеapостанд.

Маю мушку анбар баромехтанд,
Ақиқу забарҷад фурӯ рехтанд.

Бунафша, гулу наргису арғувон,
Суманшоху савсан ба дигар карон.

Ҳама зарру пирӯза буд ҷомашон,
Ба равшангулоб андар ошомашон.

---

[1] Л — Рухон чун гули сурх. [2] Л — б. 621—623 нест;
ТПЗ — Парастанда рафту хабар дод боз,
Биёмад ба наздики сарви тироз.
[3] И — Чунин гуфт пас. [4] И — Бар эшон, ки акнун. [5] Л — б. 626 нест.

Аз он хонаи духти хуршедрӯй,
Баромад ҳаме то ба хуршед бӯй.

РАФТАНИ ЗОЛ БА НАЗДИ РӮДОБА

Чу хуршеди тобанда шуд нопадид,
Дари ҳуҷра бастанду гум шуд калид.

Парастанда шуд сӯи Дастони Сом,
Чу шуд сохта кор, бугзор гом.

Сипаҳбад сӯи кох бинҳод рӯй,
Чунон чун бувад мардуми ҷуфтҷӯй,

Баромад сияҳчашми гулрух ба бом,
Чу сарви саҳӣ бар сараш моҳи том.

Чу аз дур Дастони Соми савор,
Падид омад, ин духтари номдор

Ду беҷода бикшоду овоз дод,
Ки: «Шод омадӣ, эй ҷавонмардзод.[1]

Дуруди ҷаҳонофарин бар ту бод,
Хами чархи гардон замин[2] бар ту бод[3]!

Парастанда хуррамдилу шод бод,
Чунонӣ саропой, к-ӯ кард ёд.[4]

Пиёда бад-ин сон зи пардасарой
Биранҷидат он хусравонӣ ду пой».

Сипаҳбад чу аз бора ово шунид,
Нигаҳ карду хуршедрухро бидид.

---

[1] И — ҷавонмард, шод. [2] И — нигин. [3] И — пас аз б. 639 ин б. омада:

Зи давлат ҳамеша дилат шод бод!
Равонат зи дарду ғам озод бод!

[4] ТПЗ — Шаби тира аз рӯи ту рӯз гашт,
Зи бӯят ҷаҳоне дилафруз гашт.

Шуда бом аз ӯ гавҳари тобнок,
Зи тоби рухаш сурхёқут хок.

Чунин дод посух, ки: «Эй моҳчеҳр,[1]
Дурудат зи ман, офарин аз сипеҳр.

Чи моя шабон дида андар симок,
Ҳурӯшон будам пеши яздони пок.

Ҳаме хостам то худои ҷаҳон
Намояд ба ман рӯят андар ниҳон.

Кунун шод гаштам ба овози ту,[2]
Бад-ин чарбгуфтори бо нози ту.[3]

Яке чораи роҳи дидор ҷӯй,
Чӣ бошӣ[4] ту бар бораву ман ба кӯй?»

Паричеҳр гуфту сипаҳбад[5] шунуд,
Зи сар шаъри шабгун ҳаме баркушуд.[6]

Каманде кушод ӯ зи сарви*[1] баланд,
Кас аз мушк[7] з-он сон напечад каманд.

Хам андар хаму мор бар мор-бар,
Бар он ғабғабаш тор бар тор[8] бар.

Фурӯ ҳишт гесӯ аз он кунгура,
Ба дил Зол гуфт, ин каманде сара.

Пас аз бора Рӯдоба овоз дод,
Ки: «Эй паҳлавонбаччаи гурдзод,

Кунун зуд бартозу баркаш миён,
Бари шер бикшову чанги каён.

---

[1] Л — хубчеҳр. [2] Л — дидори ту. [3] Бад-ин хубрухсору гуфтори ту. [4] ИЛ — Чи пурсӣ. [5] Л — Сипаҳбуд бигуфту парирӯ. [6] шаъри ...р. бикшуд зуд. [7] И — Ки аз сарв. [8] И — нор бар нор. *[1] М— ...

Бигир ин сияҳгесӯ аз як сӯам,
Зи баҳри ту бояд ҳаме гесӯам»[1]

Нигаҳ кард Зол андар он моҳрӯй,
Шигифт омадаш з-он чунон гуфтугӯй.[2]

Бисоид мушкин камандаш ба бӯс,
Ки бишнид овози бӯсаш арӯс.

Чунин дод посух, ки: «Ин нест дод,
Чунин*[1] рӯз хуршед равшан мабод.

Ки ман хираро даст[3] бар ҷон занам,
Бар ин хастадил тезпайкон занам».

Қаманд аз раҳӣ бистаду дод хам,
Бияфканд хору назад ҳеҷ дам.

Ба ҳалқа даромад сари кунгура,
Баромад зи бун то ба сар яксара.

Чу бар боми он бора биншаст боз,
Биёмад парирӯву бурдаш намоз.

Гирифт он замон дасти Дастон ба даст,
Бирафтанд ҳарду ба кирдори маст.

Фурӯд омад аз боми кохи баланд,
Ба даст андарун дасти шохи баланд.

Сӯи хонаи зарнигор омаданд,
Бад-он маҷлиси шоҳвор омаданд.

Биҳиште буд ороста пур зи нур,
Парастанда бар пой бар пеши ҳур.

Шигифт андар он монда буд Золи Зар,
Бад-он рӯю он мӯю он зебу фар.

---

[1] ТПЗ — Бад он парваронидам ин торро,
Ки то дастгирӣ кунад ёрро.

[2] И — Шигифте бимонд андар он рӯю мӯй. [3] ИЛ — дастро хира.
*[1] М — Бад ин.

Або ёраву тавқу бо гӯшвор,
Зи дебову гавҳар чу боғи баҳор.

Ду рухсора чун лола андар чаман,
Сари ҷаъди зулфаш шикан бар шикан.

Ҳамон Зол бо фарри шоҳаншаҳӣ,
Нишаста бари моҳ бо фаррахӣ.

Ҳамоил яке дашна андар бараш,
Зи ёқути сурх афсаре бар сараш.[1]

Зи дидан-ш Рӯдоба менорамид,
Ба дуздида дар вай ҳаме бингарид.

Бад-он шоху ёлу бад-он фарру бурз,
Ки хоро чу хор омадӣ з-ӯ ба гурз.

Фурӯғи рухашро, ки ҷон барфурӯхт,
Дар ӯ беш дидӣ, дилаш беш сӯхт?[2]

Ҳаме буд бӯсу канору набид,
Магар шер к-ӯ гӯрро нашкарид.

Сипаҳбад чунин гуфт бо моҳрӯй,
Ки: «Эй сарви симинбари мушкбӯй.

Манучеҳр чун бишнавад достон,
Набошад бар ин низ[3] ҳамдостон.

Ҳамон Соми Найрам барорад хурӯш,
Қаф андозаду бар ман ояд ба ҷӯш.

Валекин на пурмоя ҷон асту тан,
Ҳамон хор гирам, бипӯшам кафан.

Пазируфтам аз додгар доварам,
Ки ҳаргиз зи паймони ту нагзарам.

[1] Л — Зи ёқут рахшон сару афсараш. [2] Л — б. 672—674 нест.
[3] Л — кор.

Шавам пеши яздон, ситоиш кунам,
Чу яздонпарастон ниёиш кунам.

Магар, к-ӯ дили Сому шоҳи замин,
Бишӯяд зи хашму зи пайкору кин.

Ҷаҳонофарин бишнавад гуфти ман,
Магар, к-ошкоро шавӣ ҷуфти ман».

Бад-ӯ гуфт Рӯдоба: «Ман ҳам чунин,
Пазируфтам аз довари кешу дин,

Ки бар ман набошад касе подшо,
Ҷаҳонофарин бар забонам гуво.

Ҷуз аз паҳлавони ҷаҳон Золи Зар,
Ки бо тоҷу ганҷ асту бо ному фар.

Ҳаме меҳрашон ҳар замон беш буд,
Хирад дур буд, орзӯ пеш буд.

Чунин то сапеда баромад зи ҷой,
Табира баромад зи пардасарой.

Пас он моҳро шоҳ падруд кард,
Тани хеш тору бараш пуд кард.

Сари миҷжа карданд ҳарду пуроб,
Забон баркашиданд[1] бар офтоб,

Ки, эй фарри гетӣ, яке лахт низ,
Яко-як набоист омад ҳаниз.

Зи боло каманд андарафканд Зол,
Фуруд омад аз кох фаррухҳамол.

---

[1] ИЛ — баркушоданд.

## РОЙ ЗАДАНИ ЗОЛ БО МУБАДОН ДАР КОРИ РУДОБА

Чу хуршеди тобон баромад зи кӯҳ,
Бирафтанд гурдон ҳама ҳамгурӯҳ.

Бидиданд мар паҳлавонро ба гоҳ,
В-аз он ҷойгаҳ баргирифтанд роҳ.

Сипаҳбад фиристод хонандаро,
Ки хонад бузургони донандаро.

Чу дастури фарзона бо мӯбадон,
Сарафроз гурдону фаррух радон.

Ба шодӣ бари паҳлавон омаданд,
Хирадманду равшанравон омаданд.

Забон тез бикшод Дастони Сом,
Лабе пур зи ханда, диле пур зи ком.

Нахуст офарин бар ҷаҳондор кард,
Дили мӯбад аз хоб[1] бедор кард.

Чунин гуфт, к:-«Аз довари покдод
Дили мо пур аз тарсу уммед бод.[2]

Ҳудованди гарданда хуршеду моҳ,
Равонро ба некӣ намоянда роҳ.

Сутудан мар ӯро чунон чун тавон,
Шабу рӯз будан ба пешаш навон.

Бад-ӯяст кайҳони хуррам ба пой,
Ҳам ӯ додгустар ба ҳарду сарой.

Баҳор ораду тирамоҳу хазон,
Барорад пур аз мева дори разон.

Ҷавон дорадаш гоҳ бо рангу бӯй,
Гаҳаш пир дорад дижам карда рӯй.

---

1 — Кӣ уро ба ҳар кор.

2 ТПЗ — Ба бахшоиш уммеду тарс аз гуноҳ,
Ба фармонҳо жарф кардан нигоҳ.

Зи фармону рояш касе нагзарад.
Паи мӯр бе ӯ замин наспарад.

Ҷаҳонро физоиш зи ҷуфт офарид,
Ки аз як фузунӣ наёяд падид.

Яке нест ҷуз довари кирдигор,
Ки ӯро на анбозу на ҷуфту ёр.

Ҳар он-ч офаридаст, ҷуфт офарид.
Қушода зи рози нуҳуфт офарид.

Зи чархи баланд андар ор ин сухун.
Саросар ҳамин аст, гетӣ зи бун.

Замона ба мардум шуд ороста,
В-аз ӯ арҷ гирад ҳама хоста.

Агар нестӣ ҷуфтӣ андар ҷаҳон,
Бимондӣ тавоноӣ андар ниҳон.

Ва дигар, ки бе ҷуфт дини худоӣ
Надидем, марди ҷавонро ба пой.[2]

Се дигар,[3] ки бошад зи тухми бузург,
Чу беҷуфт бошад, намонад сутург.

Чӣ некӯтар аз паҳлавони ҷаҳон,
Ки гардад ба фарзанд равшан равон,

Чу ҳангоми рафтан фароз оядаш,
Ба фарзанд — нав рӯз боз оядаш.

Ба гетӣ бимонад зи фарзанд ном,
Ки ин пури Зол асту он пури Сом.

Бад-ӯ гардад ороста тоҷу тахт,
Аз он рафта ному бад-ин монда бахт.

---

[1] ТПЗИЛ — Бад-он гаҳ, ки лавҳ офариду қалам,
Бизад бар ҳама буданиҳо рақам.

[2] ИЛ — ба ҷой. [3] И — Ба вижа.

Қунун ин ҳама достони ман аст,
Гулу наргиси бӯстони ман аст.

Дил аз ман рамидасту рафта хирад,
Бигӯед, к-инро чӣ дармон барад.

Нагуфтам ман ин, то нагаштам ғамӣ,
Ба мағзу хирад дарнаёмад камӣ.

Ҳама коҳи Меҳроб меҳри ман аст,
Заминаш чу гардонсипеҳри ман аст.[1]

Дилам гашт бо духти Синдухт ром,
Чӣ гӯед, бошад бад-ин ром Сом?

*Шавад ром, гӯед Манучеҳршоҳ,*
Ҷавонӣ гумоне барад ё гуноҳ?

Чи кеҳтар, чи меҳтар чу шуд ҷуфтҷӯй,
Сӯи дину оин ниҳодаст рӯй.

Бад-ин дар хирадмандро ҷанг нест,
Ки ҳам рои дин асту ҳам нанг нест.

Чӣ гӯяд кунун мӯбади пешбин,
Чӣ бинанд фарзонагон андар ин?»

Бубастанд лаб мӯбадону радон,
Сухан баста шуд бар лаби бихрадон,

Ки Заҳҳок Меҳробро буд ниё,
В-аз эшон дили шоҳ пуркимиё.

Кушода сухан кас наёраст гуфт,
Ки нашнид кас нӯш бо заҳр ҷуфт.

Чу нашнид[2] аз эшон сипаҳбад сухун,
Биҷӯшиду рои нав афканд бун,

[1] Л — б. 722 нест;
ТПЗИ — Гузид ин дилам духти Меҳробро,
Биборам зи дида ба меҳр обро.

[2] ИЛ — бишнид.

Ки: «Донам, ки чун ин[1] пижуҳиш кунед,
Бад-ин рой[2] бар ман накуҳиш кунед.

Валекин ҳар он, к-ӯ гузинад маниш,
Бибояд шунидаш[3] басе сарзаниш.

Маро гар бад-ин раҳнамоиш кунед,
В-аз ин банд роҳи[4] кушоиш кунед,

Ба ҷои шумо он кунам дар ҷаҳон,
Ки бо кеҳтарон кас накард аз меҳон.

Зи хубиву некиву аз ростӣ,
Зи бад н-оварам дар шумо костӣ».[5]

Ҳама мӯбадон посух оростанд,
Ҳама кому ороми ӯ хостанд,

Ки: «Мо мар туро сар ба сар бандаем,
Дар ин бас шигифтӣ фурӯ мондаем.

Ки бошад[6] аз ин камтару бештар,
Ба зан подшоро накоҳад ҳунар.

Або он ки Меҳроб аз ин поя нест,
Бузург асту гурду сабукмоя нест.

Ҳамон аст, ки[7] бар тозиён подшост,
Ҳамон аст, к-аз гавҳари аждаҳост.

Яке нома бояд сӯи паҳлавон,
Чунон чун ту донӣ ба равшанравон.[8]

Туро худ хирад з-они мо бештар,
Равону гумонат беҳандештар.

---

[1] Л — каз-ин чун. [2] Л — роҳ. [3] И — шунидан; Л — Наёяд ш[...]нидан. [4] И — моро; Л — Мар ин банд роҳам. [5] Л — б. 736 не[ст]. [6] И — будааст. [7] ИЛ — Ва гар чанд.

[8] ТПЗИЛ — Агар шоҳро бад нагардад гумон,
Набошад аз ин нанг бар дудмон.

Магар к-ӯ яке нома наздики шоҳ
Нависад,[1] кунад рои ӯро нигоҳ.

Манучеҳр аз рои Соми савор
Напечад, шавад кори душвор хор».

НОМА НАВИШТАНИ ЗОЛ НАЗДИКИ СОМ
ВА АҲВОЛ НАМУДАН

Сипаҳбад нависандаро пеш хонд,
Дил оганда будаш, ҳама барфишонд.

Яке нома фармуд наздики Сом,
Саросар навиду дуруду паём,

Ба хат аз нахуст офарин густарид,
Бад-он додгар, к-ӯ замин[2] офарид.

Аз ӯяст шодӣ, аз ӯяст зӯр,
Худованди Ноҳиду Баҳрому[3] Ҳур.

Худованди ҳасту худованди нест,
Ҳама бандагонему эзад якест.

Аз ӯ бод бар Соми Найрам дуруд,
Худованди кӯполу шамшеру хӯд.[4]

Чамонандаи диза ҳангоми гард,
Чаронандаи[5] каргас андар набард.

Физояндаи боди овардгоҳ,
Фишонандаи хун зи абри сиёҳ.

Гирояндаи тоҷу зарринкамар,
Нишонандаи шоҳ бар тахти зар.

---

[1] НЛ — Фиристад. [2] И — к-офарин. [3] И — кайвону.
[4] ТПЗ — Ки гетӣ бишуст ӯ ба теғ аз бадон,
Фурӯзандаи ахтари бихрадон.
[5] И — Ҷаҳонандаи.

Ба мардӣ ҳунар дар ҳунар сохта,
Сараш аз ҳунарҳо барафрохта.

Чу Соми Наремон гаҳи корзор
Ба мардӣ на ҳасту набошад савор.[1]

Ман ӯро ба сони яке бандаам,
Ба меҳраш равону дил огандаам.

Зи модар бизодам бад-он сон, ки дид,
Зи гардун ба ман-бар ситамҳо расид.

Падар буд дар нозу ҳаззу паранд,
Маро бурда Симурғ дар кӯҳи Ҳанд.[2]

Ниёзам бад-он, к-ӯ шикор оварад,
Або бачаам[3] дар шумор оварад.

Ҳаме пӯст аз бод бар ман бисӯхт,
Замон то замон хок чашмам бидӯхт.

Ҳаме хондандӣ маро пури Сом,
Бар авранг буд Сому ман бар куном.

Чу яздон чунин ронд андар бавиш,
Бар ин гуна пеш оваридам равиш.

Кас аз ҳукми[4] яздон наёрад гуреғ,
Агарчӣ бипаррад, бароянд ба[5] меғ.

Синон гар ба дандон бихояд далер,
Бидаррад зи овози ӯ чарми шер

Гирифтори фармони яздон бувад,
В-агар чанд дандон-ш сандон бувад.

[1] Л — б. 756 нест.

[2] ТПЗИ — Маро хӯрд хун буд бар чои шир,
Дар он ошьёна ба сони асир.
Умедам ба Симурғ монда мудом.*
Дили мустаманду рухи зардфом.

*Н—ба ногоҳ ӯро фитодам ба дом.

[3] ЛМ -бачагон. [4] ИЛ — доди. [5] Л — На сӯзанда оташ, на бора...

Яке кор пеш омадам дилшикан,
Ки натвон намудан-ш*[1] бар анҷуман.

Падар гар далер асту нараждаҳост,
Агар бишнавад рози[1] кеҳтар равост.

Ман аз духти Меҳроб гирьён шудам,
Чу бар оташи тез бирьён шудам.

Ситора шаби тира ёри ман аст,
Ман онам, ки дарьё канори ман аст.

Ба ранҷе расидастам аз хештан,
Ки бар ман бигирьяд ҳама анҷуман.

Агарчӣ дилам дид чандин ситам,
Нахоҳам задан ҷуз ба фармон-т дам.

Чӣ фармояд акнун ҷаҳонпаҳлавон,
Раҳонам аз ин дарду сахтӣ равон».[2]

Сипаҳбад шунид он чи мӯбад бигуфт,
Ки гавҳар кушода кунад аз нуҳуфт.

Зи паймон нагардад сипаҳбад[3] падар,
Бад-ин кор дастур бошад магар,

Ки ман духти Меҳробро ҷуфти хеш
Кунам, ростиро ба оину кеш.

Падар ёд дорад, ки чун мар маро
Бад-ӯ боз дод эзади доваро.[4]

Ба паймон чунин гуфт пеши гурӯҳ,
«Чу бозоваридам зи Албурзкӯҳ,

Ки ҳеч орзӯ бар дилат нагсилам,
Кунун андар ин аст баста дилам».

---

[1] ИЛМ — гуфти. [2] И — Кушоям аз ин ранҷу сахтӣ миён. [3] Л— [illegible] ман нагардад зи гуфтӣ. [4] Л — б. 777 нест. *[1] М — ситуданш.

Саворе ба кирдори Озаргушасп
Зи Кобул сӯи Сом шуд бар ду*[1] асп.

Бифармуду гуфт: «Ар бимонад яке,
Набояд туро дам задан андаке.

Ба дигар, сабук барнишину[1] бирав,
Бад-ин сон[2] ҳаме тоз то пеши гав».

Фиристода аз пеши ӯ бод гашт,
Ба зер андараш чарма пӯлод гашт.

Чу наздикии Гургсорон расид,
Яко-як зи[3] дураш сипаҳбад бидид.

Ҳаме гашт гирди яке кӯҳсор,
Ҷаҳонанда юзу раманда шикор.

Чунин гуфт бо ғамгусорони хеш,
Бад-он кордида саворони хеш

Ки: «Омад фиристодаи[4] кобулӣ,
Ба зер андараш чармаи зобулӣ,

Фиристодаи Зол бошад дуруст,
Аз ӯ огаҳӣ ҷуст бояд нахуст.

Зи Дастону Эрону аз шаҳриёр
Ҳаме кард бояд сухан хостгор».

Ҳам андар замон пеши ӯ шуд савор,
Ба даст андарун номаи номдор.

Фурӯд омаду хокро буса дод,
Басе аз ҷаҳонофарин[5] кард ёд.

Бипурсиду бистуд аз ӯ нома Сом,
Фиристода гуфт он чи будаш паём.

---

[1] Л — ду пой андаровар. [2] Л — Шитобон. [3] Л — Хам...
[4] ИЛ — Савори дамон. [5] Л — Фаровон бар ӯ офарин.
*[1] М — И

Сипаҳдор бикшод аз он нома банд,
Фуруд омад аз теғи кӯҳи баланд.

Суханҳои Дастон яко-як бихонд,
Бипажмурду бар ҷой хира бимонд.

Писандаш наёмад чунон орзуй,
Дигаргуна пиндошт[1] уро ба хуй.

Чунин дод посух, ки омад падид,
Сухан ҳарчи аз гавҳари у сазид.

Чу мурғи жиён бошад омӯзгор,
Чунин коми дил ҷӯяд аз рӯзгор.

Зи нахчир, к-омад сӯи хона боз,
Ба дил-ш андар андеша омад дароз.

Ҳаме гуфт, агар гӯям ин нест рой,
Макун довари, сӯи дониш гирой,

Бари додгар низу бар анҷуман,
Набошад писандида паймоншикан.[2]

Агар гӯям орею комат равост,[3]
Бипардоз дилро бад-он ч-ат ҳавост,

Аз ин мурғпарварда з-он девзод
Чӣ гуна барояд ҳамоно[4] нажод?!

Сараш гашт аз андешаи дил гарон,
Бихуфту[5] на осуда гашт андар он.

Сухан ҳарчӣ бар банда душвортар,
Дилаш хастатар з-ону тан зортар.

Кушодатар он бошад андар ниҳон,[6]
Чу фармон диҳад кирдигори ҷаҳон.

---

[1] Л — бонсташ. [2] Л — б. 799—800 нест. [3] Л — Ҳаме гуфт агар [illegible] ҳаст рост. [4] Л — Надонам чигуна барояд. [5] Л — Нахуфту. [6] Л — [illegible]ода шавад харчӣ бошад ниҳон.

## РОЙ ЗАДАНИ СОМ БО МӮБАДОН ДАР ҚОРИ ЗОЛ

Чу бархост аз хоб, бо мӯбадон,
Яке анҷуман карду бо[1] бихрадон

Кушод он сухан бар ситорашумар,
Ки фарҷоми ин бар чӣ ояд ба сар?

Ду гавҳар чу обу чу[2] оташ ба ҳам,
Баромехтан бошад аз бун[3] ситам.

Ҳамоно ки бошад ба рӯзи шумор,
Фаридуну Заҳҳокро корзор.

Зи ахтар бичӯеду фармон[4] диҳед,
Сари хома бар нақши фаррух ниҳед.

Ситорашиносон ба рӯзи дароз,
Ҳаме з-осмон бозҷустанд роз.

Бидиданду бо ханда пеш омаданд.
Ки ду душман[5] аз бахт*[1] хеш омаданд.

Ба Соми Наремон ситорашумар
Чунин гуфт, к-«Эй гурди зарринкамар,

Туро мужда аз духти Меҳробу Зол,
Ки бошанд ҳарду ду фаррухҳамол.

Аз ин ду хунарманд пиле жиён
Биёяд, бибандад ба мардӣ миён.

Ҷаҳоне зи пой[6] андарорад ба теғ,
Ниҳад тахти шоҳ аз бари пушти меғ.

---

[1] Л — кард аз. [2] Л — Куҷо гавҳари обу. [3] Л — ман. [4] Л — ... сух. [5] И — ҳаме шод. [6] Л — зери по. *[1] М — Чу шодондил аз б...

Бибуррад паи бадсиголон зи хок,
Ба руи замин барнамонад магок.

На Сагсор монад, на Мозандарон,
Заминро[1] бишӯяд[2] ба гурзи гарон.

Аз ӯ бештар бад ба Турон расад,
Ҳама некуӣ з-ӯ ба Эрон расад.[3]

Ба хоб андарорад сари дардманд,
Бубандад дари ҷангу роҳи газанд.

Бад-ӯ бошад эрониёнро умед,
Аз ӯ паҳлавонро хирому[4] навид.

Паи борае к-ӯ ҷамонад ба ҷанг
Бимолад бар ӯ рӯй ҷангипаланг.[5]

Хунук подшоҳӣ ба ҳангоми ӯй,
Замона ба шоҳӣ барад номи ӯй.

Чи Руму чи Ҳинду чи эронзамин,
Нависад ҳама номи ӯ бар нигин».[6]

Чу бишнид гуфтори ахтаршинос,
Бихандиду пазруфт аз эшон сипос.

Бубахшидашон бекарон зарру сим,
Чу оромиш омад ба ҳангоми бим.

Фиристодаи Золро пеш хонд,
Зи ҳар гуна бо ӯ суханҳо биронд,

Бигуфташ, ки: «Бо ӯ ба хубӣ бигӯй,
Ки ин орзӯро набуд ҳеҷ рӯй.

---

[1] Л — Ҷаҳонро. [2] И — бисӯзад. [3] Л — б. 819 нест. [4] Л — В-аз [illegible]авонро ҳазорон.
[5] [illegible] — Чу* пилони ҷангиву шери жиён,
Табаҳ гардад аз гурзи он паҳлавон.
[6] Л — б. 824 нест.
[illegible]

Валекин чу паймон бад-ин буд нахуст,
Баҳона нашояд ба бедод ҷуст,[1]

Ман инак ба шабгир аз ин размгоҳ
Сӯи шаҳри Эрон биронам сипоҳ.

Бад-он то чӣ фармон диҳад[2] шаҳриёр,
Чӣ орад-ш аз ин кор парвардигор».[3]

Фиристодаро дод чандин дирам,
Бад-ӯ гуфт: «Хезу мазан ҳеҷ дам».

Гусӣ кардашу худ ба роҳ ӣстод,
Сипоҳу сипаҳбад аз он кор[4] шод.

Бубастанд аз он гургсорон хазор,
Пиёда ба зорӣ кашиданд хор.

Ду баҳра чу аз тирашаб даргузашт,
Хурӯши саворон баромад зи дашт.

Ҳамон нолаи кӯс бо каррной,
Баромад зи даҳлези пардасарой.

Сипаҳбад ба наздики Эрон кашид,
Сипаҳро ба назди деҳистон кашид.

Фиристода омад ба наздики Зол,
Або бахти фирӯзу фархунда фол.

Чу омад, бад-ӯ дод пайғоми Сом,
Аз ӯ Зол бишниду шуд шодком.[5]

---

[1] ТПЗ — Биёсою акнун ту пӯшида дор,
Бад-он то надонад кас аз рузгор.

[2] И — фармоядам. [3] НМ — Чу орад аз ин коми ту комгор; Т — б. 831 нест. [4] И — гашт. [5] И — Ҳама ҳолҳо гуфт ба вай тамом; Т — б. 839 нест; И — пас аз б. 839 ин б. омада:

Чу бишнид он Золи Соми савор,
Бад-ӯ гашт бас шодмон рӯзгор.

Гирифт офарин Зол бар кирдигор,
Бад-он бахшишу шодмон рӯзгор.

Дирам доду динор дарвешро,
Навозанда шуд мардуми хешро.

Басе офарин бар сипаҳдор Сом,
Бикард ӯ аз он хуб додан паём,

На шаб хоб карду на рӯз орамид,
На май хӯрду на низ ромиш гузид,

Дилаш гашта буд орзӯманди ҷуфт,
Ҳама ҳарчӣ гуфтӣ, зи Рӯдоба гуфт.[1]

### ОГОҲӢ ЁФТАНИ СИНДУХТ АЗ ҚОРИ РӮДОБА

Миёни сипаҳдору он сарвбун,
Зане буд гӯянда ширин сухун.

Паём оваридӣ сӯи паҳлавон,
Ҳам аз паҳлавон сӯи сарви равон.

Сипаҳдор Дастон мар ӯро бихонд,
Сухан ҳарчӣ бишнид, бо ӯ биронд.

Бад-ӯ гуфт: «Наздики Рӯдоба шав,[2]
Бигӯяш, ки, эй некдил, моҳи нав,

Сухан чун ба тангиву сахтӣ расид,
Фарохишро зуд бинӣ калид».

Фиристода боз омад аз пеши Сом,
Або шодмониву фаррухпаём.

Басе гуфту бишниду[3] зад достон,
Саранҷом ӯ гашт ҳамдостон.

[1] Л — б. 842—844 нест. [2] Л — рав. [3] ИЛ — чӯшиду.

Сабук посухи нома занро супурд,
Зан аз пеши ӯ рафту нома[1] бибурд.

Ба наздики Рӯдоба омад чу бод,
Бад ин*[1] шодмонӣ варо мужда дод.

Парирӯй бар зан дирам барфишонд,
Ба курсии зарпайкараш барнишонд.

Пас онгаҳ бидод ӯ бад-он чорагар
Яке даст ҷома бар он муждабар.[2]

Яке шора сарбанд пеш оварид,
Ҳама тору пуд андар он нопадид.

Ҳама пайкараш сурхёқуту зар,
Ҳама зар шуда нопадид аз гуҳар.

Яке ҷуфт пурмоя ангуштарӣ,
Фурӯзанда чун бар фалак муштарӣ.

Фиристод наздики Дастони Сом,
Басе дод бо ӯ дуруду паём.

Зан аз ҳуҷра рафту ба[3] айвон расид,
Нигаҳ кард Синдухт ӯро бидид.

Ба овоз гуфт: «Аз куҷоӣ? — Бигӯй,
Сухан ҳарчӣ пурсам, ту кажжӣ маҷӯй.[4]

Замон то замон пеши ман бигзарӣ,
Ба ҳуҷра дарой, ба ман нангарӣ.

Дили равшанам шуд ба ту бадгумон,
Нагӯӣ ба ман то зеҳӣ ё камон».

Зан аз бими ӯ гашт чун сандарӯс,
Битарсид аз ӯву замин дод бӯс.[5]

---

[1] Л — бозгашту. [2] Л — б. 855 нест;

ТПЗ — Ҳамон низ аз баҳри фархунда Зол,
Зи чизе, ки бошад мар ӯро ҳамол.

[3] Л — чун назди. [4] Л — б. 861 нест. [5] Л — б. 864 нест. *[1] **М** — Аз он.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳастам яке[1] чорачӯӣ,
Ҳаме нон фароз орам аз чанд рӯӣ.[2]

Равам ман сӯи хонаи меҳтарон,
Харанд аз ман ин ҷомаву[3] гавҳарон[4]

Бад-ин ҳуҷра Рӯдоба пероя хост,
Ҳамон гавҳарони гаронмоя хост,

Биёвардамаш афсаре зарнигор,
Яке ҳалқа пургавҳари шоҳвор».

Бад-ӯ[5] гуфт: «Бигзор бар чашми ман,
Яке об барзан бар ин[6] хашми ман».

«Супурдам ба Рӯдоба, — гуфт, — ин ду чиз,
Фузун хост, к-акнун биёрам-ш низ».

«Баҳо, — гуфт, — Синдухт бинмоям,[7]
Дили баста з-андеша бикшоям.[8]

Дирам, — гуфт, — фардо диҳам моҳрӯй,
Баҳо то наёбам, ту аз ман маҷӯй».

Ҳаме каж бидонист гуфтори ӯӣ,
Биёрост дилро ба пайкори ӯӣ[9]

Биёмад, бичуст бару остӣ,
Ҳаме ҷуст аз ӯ каҷживу костӣ.

Чу он ҷомаҳои гаронмоя дид,
Ҳам аз дасти Рӯдоба пероя дид,

---

[1] Л — зан: «Ман зани».
[2] ТПЗ — Баҳое зи ҷома, зи перояҳо,
Фурӯшам, зи мардум бувад мояҳо.
[3] И — Зи ман ҷома бихранду ҳам. [4] Л — б. 866 нест. [5] ИЛ — Баҳо.
[6] И — Яке об зан бар сари. [7] Л — бинмой зуд. [8] Л — бикшой, зуд.
[9] И — б. 874 нест; И — дар ӯ ростӣ; Л — бару ростӣ.

Барошуфту гесӯи ӯро ба даст
Гирифту ба рӯй андар афканд паст

Ба хашм андарун шуд, аз он зан ғамӣ,
Ба хорӣ кашидаш ба рӯи замӣ.[1]

Бияфканд ӯро, ҳам онҷо бубаст,
Ҳаме кӯфт пою ҳамезад ба даст.

В-аз он ҷо ба коҳ андаромад дижам,
Ҳаме буд бо дарду андӯҳу ғам[2]

Дари кох бар хештан бар бубаст,
Аз андешагон шуд ба кирдори маст.

Бифармуд, то духтараш рафт пеш,
Ҳаме даст барзад ба рухсори хеш,

Ду гулро*[1] ба ду наргиси обдор,
Ҳаме шуст, то шуд гулон тобдор.[3]

Ба Рӯдоба гуфт: «Эй ғаронмоя моҳ,
Чаро баргузидӣ ту бар гоҳ ҷоҳ,

Чӣ монд аз накӯдоштан дар ҷаҳон,
Ки нанмудамат ошкору ниҳон?

Ситамгар чаро гаштӣ, эй моҳрӯй?!
Ҳама розҳо пеши модар бигӯй!

Ки ин зан зи пеши кӣ ояд ҳаме,
Ба наздат зи баҳри чӣ ояд ҳаме?[4]

Сухан бар чӣ сон асту ин мард кист,
Ки зебои сарбанду ангуштарист?

---

[1] И — пас аз б. 877 ин б. омада:

Қашонаш ҳаме бурду мӯяш канон,
Бияфканд бар хок чун бехушон.

[2] И — б. 878, 879 нест; Л — б. 876—879 нест. [3] Л — **пажмурда о**[illegible] лолазор. [4] И — б. 886 нест. *[1] М — рухро.

Зи ганчи бузург афсари тозиён,
Ба мо монд бисьёр суду зиён.

Бад-ин номи худ дод хоҳӣ ба бод,
Чу ман зодаам духт ҳаргиз кӣ зод?»[1]

Замин дид Рӯдобаву пушти пой.[2]
Фурӯ монд аз шарми модар ба ҷой.

Фурӯ рехт аз дидагон оби меҳр,
Ба хуни ду наргис биёрост чеҳр.

Ба модар чунин гуфт, к — «Эй пурхирад,
Ҳаме меҳр ҷони маро бишкарад.

Маро модарам гар[3] назодӣ зи бун,
Нарафтӣ зи ман нек ё бад сухун.

Сипаҳдори Зобул[4] ба Қобул бимонд,
Чунин меҳри ӯям[5] бар оташ нишонд.

Чунон танг шуд бар дилам-бар ҷаҳон.
Ки гирьён шудам ошкору ниҳон.

Нахоҳам будан зинда бе руи ӯй,
Ҷаҳонам наярзад ба як мӯи ӯй.

Бидон к-ӯ маро диду бо ман нишаст,
Ба паймон гирифтем дасташ ба даст,

Ҷуз аз диданӣ чизи дигар нарафт,
Миёни ману ӯ худ оташ битафт.[7]

Фиристода шуд назди Соми бузург,
Фиристод посух ба Золи сутург.

---

[1] ИЛ — мабод! [2] И — Чу ин дид Рӯдобаро даступой. [3] ИЛ — [illegible] фаррух. [4] Л — Сипаҳдор Дастон. [5] Л — Маро меҳри он ял. [6] [illegible] — дили ман.

[7] Л — Бигуфтем чизе ки бояст гуфт,
Набошад маро ҷуз магар Зол ҷуфт.

Замоне бипечиду ранҷур буд,
Суханҳои боиста гуфту шунуд.[1]

Фиристодаро дод бисьёр чиз,
Шунидам ҳама посухи Сом низ.

Ба дасти ҳамин зан, ки кандиш мӯй,
Задӣ бар замину кашидӣ ба рӯй,

Фиристода орандаи нома буд,
Ҳамон[2] посухи нома ин ҷома буд».

Фурӯ монд Синдухт аз ин гуфтугӯй,
Писанд омадаш Золро[3] ҷуфти ӯй.

Чунин дод посух, ки: «Ин хурд нест,
Чу Дастон зи пурмоягон гурд нест.

Бузург асту пури ҷаҳонпаҳлавон,
Ҳамаш ному ҳам рою равшан равон.

Ҳунарҳо ҳама ҳасту оҳу яке,
Ки гардад ҳунар пеши ӯ андаке.

Шавад шоҳи Эрон[4] бад-ин хашмнок,
Зи Қобул барорад ба хуршед хок.

Нахоҳад, ки аз тухми мо бар замин
Қасе пои хеш андарорад ба зин».

Раҳо кард занрову бинвохташ,
Чунон кард пайдо, ки нашнохташ.

Ба зан гуфт, к-«Эй зираки ҳушьёр,
Чунон кун, ҳамеша лабат баста дор.[5]

---

[1] ТПЗ — Саранҷом ӯ гашт ҳамдостон,
Бипурсид аз мӯбади бостон.
Бад-ин кор гашта зи Мозандарон,
Або хешу пайванду помоварон.

[2] Л — Маро. [3] Л — Золи Зар. [4] ИЛ — гетӣ. [5] ИЛ — б. 911 нест.

Мабодо лаби ту ба гуфтор чок,
Суханро ҳамин ҷо фурӯ кун ба хок».

Чунон дид духтар-шро дар ниҳон,
Куҷо нашнавад панди кас дар ҷаҳон.[1]

Биёмад зи тимору гирьён бихафт,
Ҳаме пӯст бар тан-ш гуфтӣ, бикафт.[2]

### ОГОҲ ШУДАНИ МЕҲРОБ АЗ КОРИ ДУХТАРАШ

Биёмад зи даргоҳ Меҳроб шод,
Қ-аз ӯ карда буд Зол бисьёр ёд.

Гаронмоя Синдухтро хуфта дид,
Рухаш пажмурида, дил ошуфта дид.

Бипурсиду гуфташ: «Чӣ дидӣ, бигӯй,
Чаро пажмуридат ду гулбарги рӯй?»

Чунин дод посух ба Меҳроб[3] боз,
Ки: «Андеша андар дилам шуд дароз.

Аз ин ганҷи[4] ободу ин хоста,
В-аз ин тозиаспони ороста.

Аз ин кохи ободу ин бӯстон
Аз ин комгорӣ дили дӯстон[5]

В-аз ин ридакони[6] сипаҳбадпараст,
В-аз ин боғу ин хусравонӣ нашаст.

В-аз ин чеҳраву сарви болои мо,
В-аз ин ному ин донишу рои мо.

---

[1] Л — Бидон то ба бад номашон дар ҷаҳон,
Қасе нашнавад ошкору ниҳон.

[2] ...— Аз он неку бад чиз бо кас нагуфт. [3] ИЛ — посухаш дод Син-...
[4] Л — кохи. [5] Л — б. 920 нест. [6] Л — бандагони.

Бад-ин обдориву ин ростӣ,
Замон то замон оядаш костӣ.

Ба ноком бояд ба душман супурд,
Ҳама ранҷи мо бод бояд шумурд.

Яке танг сандуқ[1] аз он баҳри мост,
Дарахте, ки тарьёки ӯ заҳри мост.

Бикиштему додем обаш ба ранҷ,
Баровехтем аз бараш тоҷу ганҷ.

Чу бар шуд ба хуршеду шуд соядор,
Ба хок андаромад сари моядор.

Бар ин аст анҷоми фарҷоми мо,
Надонам, куҷо бошад ороми мо».

Ба Синдухт Меҳроб гуфт: «Ин сухан
Нав овардиву нав бикардӣ[2] куҳан.

Сарои сипанҷӣ бар инсон бувад,
Яке хору дигар таносон[3] бувад,

Яке андарояд, дигар бугзарад,
Кӣ дидӣ, ки чархаш ҳаме нашкарад?[4]

Ба тангии дил ғам нагардад дигар,
Бар ин нест пайкор бо додгар».

Бад-ӯ гуфт Синдухт: к-«Ин достон
Ба рӯи дигар барниҳад ростон.

Чӣ гуна тавон кардан аз ту ниҳон,
Чунин розу ин корҳои гарон.[5]

---

[1] — тангтобут. [2] Л — нагардад. [3] Л — Хирадьёфта э-ӯ харо[illegible]
[4] Л — Яке эдар оянд, яке бугзарад,
Кӣ моро ҳамеёбад, эй пурхирад?
[5] Л — б. 934 нест.

Хирадёфта мӯбади[1] некбахт,
Ба фарзанд зад достони дарахт.

Задам достон то зи роҳи хирад,
Сипаҳбад ба гуфтори ман бингарад.

Фурӯ бурд сар, сарвро[2] дод ҳам,
Ба наргис гули сурхро дода нам,

Ки гардун на з-он сон ҳаме бигзарад,
Ки моро ҳаме бояд, эй пурхирад.

Чунон дон, ки Рӯдобаро пури Сом
Ниҳонӣ ниҳодаст ҳар гуна дом.

Бибурдаст равшан дили ӯ зи роҳ,
Яке чорамон кард бояд нигоҳ.

Басе*[1] додамаш панду суде накард,
Дилаш хира бинам, ду рухсора зард».[3]

Чу бишнид Меҳроб бар пой ҷаст,
Ниҳод аз бари дастаи теғ даст.

Танаш гашт ларзону рух лоҷвард,
Пур аз хун ҷигар, лаб пур аз боди сард.

Ҳаме гуфт: «Рӯдобаро рӯди хун
Бирезам ба рӯи замин ҳам кунун»[4]

Чу он дид, Синдухт бар пой ҷаст,
Қамар кард бар гирдгоҳаш ду даст.

Чунин[5] гуфт, к-«Аз кеҳтар акнун яке
Сухан бишнаву гӯш дор андаке.

---

[1] Л — мардуми. [2] Л — сарви саҳӣ.
[3] ТПЗ — Дилаш пурғаму дард бинам ҳаме,
Лабаш хушку дам сард бинам ҳаме.
[4] Л — Зи Рӯдоба, гуфто, яке рӯди хун,
Ба рӯи замин-бар биронам кунун.
[5] Л — Заро. *[1] М — Ҳаме.

В-аз он пас ҳамон кун, ки рой оядат,
Бар он рав, ки дил раҳнамой оядат».

Бупечиду андохт ӯро ба даст
Хурӯше баровард чун пили маст.

Ҳаме гуфт[1]: «Чун духтар омад падид,
Бибоистамаш дарзамон[2] сар бурид.

Накуштам, нарафтам ба роҳи ниё,
Қунун сохт бар ман чунин кимиё.

Писар, к-ӯ зи роҳи падар бугзарад,
Далераш зи пушти падар нашмарад».

Яке достон зад бар ин бар паланг,
Бар-он гаҳ, ки дар ҷанг шуд тезчанг.

«Маро корзор аст, — гуфт, — орзӯй,
Падар аз ниё ҳамчунин дошт хӯй.

Нишони падар бояд андар писар,
Раво бошад, ар камтар орад ҳунар.[3]

Ҳамам бими ҷон асту ҳам ҷои нанг,
Чаро боздорӣ сарамро зи ҷанг

Агар Соми ял бо Манучеҳршоҳ
Биёбанд бар мо яке дастгоҳ,

Зи Қобул барояд ба хуршед дуд,
Намонад бар ин бум[4] кишту дуруд».

Чунин гуфт Синдухт, к-«Эй паҳлавон,
Аз ин дар магардон ба хира забон,

Қ-аз ин огаҳӣ ёфт Соми савор,
Ба дил тарсу тимор чандин мадор.

---

[1] Л — Ва гуфт. [2] Л — Бибоисташ андар замон. [3] Л — б. 953
954 нест. [4] Л — На обод монад, на.

Вай аз Гургсорон бад-ин гашт боз,
Кушода шудаст ин сухан, нест роз».

Чунин гуфт Меҳроб, к-«Эй моҳрӯй,
Сухан ҳеҷ бо ман ба кажжӣ магӯй.

Чунин худ кай андархурад бо хирад,
Ки мар хокро бод фармон барад.

Маро нестӣ дил бар ин дардманд,
Агар эминӣ ёфтӣ аз[1] газанд.

Зи Золи гаронмоя домод беҳ
Набошад, ҳаме донад аз кеҳу меҳ.[2]

Кӣ бошад, ки пайванди Соми савор
Нахоҳад, аз Аҳвоз[3] то Қандаҳор?»

Бад-ӯ гуфт Синдухт, к-«Эй сарфароз,
Ба гуфтори кажжӣ мабодам ниёз.

Газандӣ ту пайдо газанди ман аст,
Дили дардманди ту банди ман аст.

Чунин асту ин бар дилам[4] шуд дуруст,
Ҳамин буд гумоне маро аз нахуст,

К-аз он гуна дидӣ маро дарднок,
Ба ғам хуфта, шодӣ зи дил рафта пок[5].

Агар бошад ин, нест кори шигифт,
Ки чандин бад андеша[6] бояд гирифт,

Фаридун ба Сарви Яман гашт шод,
Ҷаҳонҷӯй Дастон ҳамин кард ёд.

Ки аз[7] оташу обу аз боду хок,
Шавад[8] тира рӯи замин тобнок.

---

[1] Л — ёбам аз ин. [2] Л — б. 964 нест. [3] Л — зи тотор. [4] Л — [illegible] маро. [5] Л — б. 969 нест. [6] Л — чандин-т андеша. [7] Л — бе. [8] Л — Нашуд.

Биёвард пас[1] посухи нома пеш,
Варо гуфт: «Хуш кун аз ин коми пеш.

Ҳар он гаҳ, ки бегона шуд хеши ту,
Бувад тира рӯи бадандеши ту».

Ба Синдухт Меҳроб биспурд гӯш,
Диле пур зи кина, саре пур зи ҷӯш.[2]

Ба Синдухт фармуд, пас номдор,[3]
Ки: «Рӯдобаро хезу назди[4] ман ор».

Битарсид Синдухт аз он шермард,[5]
Ки Рӯдобаро[6] андарорад ба гард.

Бад-ӯ гуфт: «Паймон-т хоҳам нахуст,
Ки ӯро супорӣ ба ман тандуруст.

В-аз он чун биҳишти барин гулситон,
Нагардад тиҳӣ рӯи[7] Қобулситон».

Яке сахт паймон ситуд з-ӯ нахуст,
Ба чора дилашро зи кина бишуст.

Забон дод Синдухтро номҷӯй,
Ки Рӯдобаро бад наёрад ба рӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Бингар, ки шоҳи замин
Сар аз мо кунад з-ин сухан пур зи кин».[8]

Чу бишнид Синдухт сар пеши ӯй
Фурӯ бурду бар хок бинҳод рӯй.

Бари духтар омад пур аз ханда лаб,
Кушода рухи рӯзгун зери шаб.

---

[1] Л — он. [2] Л — пурхурӯш. [3] Л — Чунин гуфт Синдухтро ном-дор. [4] Л — пеши. [5] Л — тезмард. [6] Л — Ки ӯро зи дард. [7] Л — [illegible]-хи.

[8] ТПЗЛ — Намонад бару бум, на мому боб,
Шавад паст Рӯдобаву рӯди об.

Ҳаме мужда додаш, ки ҷангипаланг,
Зи гӯри жиён кард кӯтоҳ чанг,[1]

Кунун зуд пероя бикшо зи рӯй,
Ба пеши падар шав, ба зорӣ бимӯй.[2]

Бад-ӯ гуфт Рӯдоба: «Пероя чист,
Ба ҷои сари моя бемоя чист?

Равони маро пури Сом аст ҷуфт,
Чаро ошкоро бибояд нуҳуфт?»

Ба пеши падар шуд чу хуршеди Шарқ,
Ба ёқути зард андарун гашта ғарқ.

Падар чун варо дид, хира бимонд,
Ҷаҳонофаринро ниҳонӣ*[1] бихонд.

Биҳиште буд ороста пурнигор,
Чу хуршеди тобон ба хуррам[3] баҳор.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шуста мағз аз хирад,
Ба пургавҳарон ин кай андар хварад,

Ки бо аҳриман ҷуфт гардад парӣ,
Ки на тоҷ бодат, на ангуштарӣ?

Гар аз дашти Қаҳтон яке моргир
Шавад муғ, бибояд-ш куштан ба тир».

Чу Рӯдоба ин аз падар бишнавид,
Дилаш гашт пурхун, рухаш шанбалид.[4]

---

[1] ТПЗ — Ба додори доранда Меҳроби гурд,
Яке сахт савгандро ном бурд,
Ки н-озорад аз кина як тори мӯй,
Бар он сарви симинбару моҳрӯй.

[2] Л — бигӯй. [3] Л — вакти. [4] Л — б. 995 нест;
ТПЗ — Чу бишнид Рӯдоба посух, бисӯхт.
Зи шарми падар рӯйро барфурӯхт.

*[1] М — фаровон.

Сияхмижжа бар наргисони дижам,
Фурӯ хобаниду назад ҳеҷ дам.

Падар дил пур аз хашму сар пур зи ҷанг,
Ҳаме гашт ғуррон ба сони паланг.

Сӯи хона шуд духтари дилшуда,
Рухони муасфар ба хун ожада.

Ба яздон гирифтанд ҳарду паноҳ,
Ҳамон дилшуда моҳу ҳам пешгоҳ.

ОГОҲ ШУДАНИ МАНУЧЕҲР АЗ ҚОРИ
ЗОЛ ВА РӮДОБА

Пас огоҳӣ омад ба шоҳи бузург,
Зи Меҳробу Дастони Соми сутург.

Зи пайванди Меҳробу аз меҳри Зол,
В-аз он ҳарду озодаи ноҳамол.[1]

Сухан рафт ҳар гуна бо мӯбадон,
Ба пеши сарафроз шоҳи ҷаҳон.

Чунин гуфт бо бихрадон шаҳриёр,
Ки: «Бар мо шавад з-ин дижам рӯзгор.

Чу Эрон зи чанголи шеру паланг
Бурун оваридам ба рою ба ҷанг,

Фаридун зи Заҳҳок гетӣ бишуст,
Ки Меҳроби Қобул зи тухмаш бируст.[2]

Набояд, ки бар хира аз ишқи Зол,
Ниҳоли[3] сарафканда гардад ҳамол.

[1] Л — В-аз он ноҳамолони гашта ҳамол; Л — пас аз б. 1001 ин б. омада:

Манучеҳр аз ин кор шуд пур зи дард,
Зи Меҳробу Дастон ба дил дард х(в)ард.

[2] ЛМ — Битарсам, ки ояд аз он тухм руст. [3] Л — Ҳамоли.

Гар аз духти Меҳробу аз пури Сом
Барояд яке теғи тез[1] аз ниём.

Ба як сӯ на аз гавҳари мо бувад,
Чу тарьёк бо заҳр ҳамто бувад.[2]

Ва гар тоб гирад[3] сӯи модараш,
Зи гуфти бад оганда гардад сараш.

Кунад шаҳри Эрон пурошӯбу ранҷ,
Бад-ӯ бозгардад магар тоҷу ганҷ.[4]

Кунун ин суханро чӣ посух диҳед,
Бикӯшед, то рои фаррух ниҳед».[5]

Ҳама мӯбадон офарин хонданд,
Варо хусрави покдин хонданд.

Бигуфтанд, к-«Аз мо ту донотарӣ,
Ба боистаниҳо тавонотарӣ.

Ҳамон кун куҷо аз[6] хирад дархӯрад,
Дили аждаҳоро хирад бишкарад».

Чу бишнид аз эшон гаронмоя шоҳ
Саранҷоми онро ҳаме ҷуст роҳ.[7]

Бифармуд, то Нӯзар омад ба пеш,
Або вижагону бузургони хеш.

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши Соми савор,
Бипурсаш, ки чун растӣ аз корзор?

Чу дидӣ, бигӯяш, к-аз ин сӯ гирой,
Зи наздики мо кун сӯи хона рой».[8]

---

[1] Л — кин. [2] Л — б. 1008 нест. [3] Л — боз гардад.

[4] ТПЗ — Бигӯед то ин чӣ рой оварам,
Ки ин достонро ба ҷой оварам.
Набояд ки ин кор гардад дароз,
Ба ҳам андар ояд сари сарфароз.

[5] Л — б. 1011 нест. [6] Л — бо. [7] Л — б. 1015 нест. [8] Л — Ба наздики мо кун ту аз хона ҷой.

Чу Нӯзар бурун шуд зи пеши падар,
Бари паҳлавон зуд бинҳод сар.[1]

Чу з-ин кор Соми ял огоҳ шуд,
Пазира сӯи пури Қайшоҳ шуд.

Ҳама паҳлавонон[2] пазира шуданд,
Або[3] жандапилу табира шуданд.

Расиданд пас пеши Соми савор,
Бузургон або Нӯзари номдор.

Ба пурсиш гирифтанд бо якдигар,
Радону бузургони пархошх[в]ар.[4]

Паёми падар шоҳ Нӯзар бидод,
Ба дидори ӯ Соми ял гашт шод.

Чунин дод посух, ки: «Фармон кунам,
Зи дидори ӯ ромиши ҷон кунам».

Буданд андар он рӯз меҳмони Сом,
Ба дидори Сом он гурӯҳ шодком.[5]

Ниҳоданд хону гирифтанд ҷом,
Нахуст аз Манучеҳр бурданд ном.

Пас аз Нӯзару Сому ҳар меҳтаре,
Гирифтанд ёде зи ҳар кишваре.[6]

Ба шодӣ сар омад шаби дерьёз,[7]
Чу хуршеди рахшанда бикшод роз.

---

[1] Л — б. 1019, 1020 нест.
ТПЗ — Ҳамон гоҳ бархост фарзанди шоҳ,
Або вижагон сар ниҳода ба роҳ.
Сӯи Соми Найрам ниҳоданд рӯй,
Або жандапилони пархошҷӯй.

[2] Л — номдорон. [3] Л — Чи бо.

[4] ТПЗ — Аз он пас нишастанд дар маргзор,
Сухан гуфта омад зи ҳар хостгор.

[5] Л — б. 1026 нест. [6] Л — б. 1028 нест. [7] Л — Ба шодӣ шаби тира то дер боз.

Хурӯши табира баромад зи дар,
Ҳаюни таковар баровард пар.

Сӯи боргоҳи Манучеҳршоҳ,
Ба фармони ӯ баргирифтанд роҳ.

Манучеҳр чун ёфт з-ӯ огаҳӣ,
Биёрост айвони[1] шоҳаншаҳӣ.

Зи Сориву Омул баромад хурӯш,
Чу дарьёи ҷӯшон даромад ба ҷӯш.

Бирафтанд онгоҳ жӯпинварон,
Або ҷавшану хиштҳои гарон.

Сипоҳе, ки аз кӯҳ то кӯҳ мард,
Сипар дар сипар бофта surху зард.[2]

Або кӯсу бо ною рӯина санҷ,
Або тозиаспону пилону ганҷ.

Аз он гуна лашкар*[1] пазира шуданд,
Ҳамон бо дурафшу табира шуданд.

ОМАДАНИ СОМ БА НАЗДИ МАНУЧЕҲР

Чу омад ба наздикии[3] боргоҳ,
Пиёда шуду роҳ бикшод шоҳ.

Чу шоҳи ҷаҳондор бинмуд рӯй,
Заминро бибӯсиду шуд пеши ӯй.

Манучеҳр бархост аз тахти оҷ,
Зи ёқути рахшанда бар сар-ш тоҷ.

Бари хеш бар тахт биншохташ,[4]
Чунон[5] чун сазо буд, бинвохташ.

---

[1] Л — дайҳими. [2] И — б. 922—1035 нест. [3] Л — наздики он. [4] Л — Фаровон бипурсиду бинвохташ. [5] Л — Мар ӯ. *[1] М — Сипаҳ [illegible] андар.

Пас аз Гургсорону ҷанговарон,
В-аз он наррадевони Мозандарон,

Бипурсид бисьёру тимор х[в]ард,
Сипаҳбад ҳама як ба як ёд кард,[1]

Ки: «Шодон зӣ, эй шоҳ, то ҷовидон,
Зи ҷони ту кӯтаҳ бади бадгумон.

1045 Бирафтам бад-он шаҳри девони нар,
Чӣ девон, ки шерони пархошх[в]ар.

Аз аспони тозӣ таковартаранд,
Зи гурдони Эрон диловартаранд.

Сипоҳе, ки саксор хонандашон,
Палангони ҷангӣ гумонандашон.

Зи ман чун бад-эшон расид огаҳӣ,
Аз овози ман мағзашон шуд тиҳӣ.

Ба шаҳр андарун наъра бардоштанд,
В-аз он пас ҳама шаҳр бигзоштанд.

1050 Сипоҳи гарон, кӯх, то кӯҳ мард,
Ки пайдо набуд рӯзи равшан зи гард.[2]

Ба пешам ҳама ҷангҷӯй омаданд,
Чунин хираву пӯй-пӯй омаданд.[3]

Дарафтод тарс андар ин лашкарам,
Надидам, ки тимори он чун х (в) арам.

Маро кор афтода буд он замон,
Задам бонг бар лашкари бадгумон.

---

[1] Л — 1044 нест. [2] Л — б. 1050 нест.

[3] ТПЗИ — Замин ҷунб-ҷунбон шуду рӯз тор,
Пас андар фароз омаду пеш ғор.

Л — Сипаҳ ҷунб-ҷунбон шуду кӯҳсор,
Пас андар падид омаду пеш ғор...

Барафроштам гурзи сесадманӣ,
Барангехтам бораи оҳанӣ.

Ҳаме рафтаму кӯфтам нағзашон,
Тиҳӣ гашт[*1] аз ҳайбатам мағзашон.[1]

Набера ҷаҳондор Салми сутург,
Ба пеш андаромад ба кирдори гург.

Ҷаҳонҷӯйро ном Қаркӯй буд,
Яке сарвболо накӯрӯй буд.

Ба модар ҳам[2] аз тухми[3] Заҳҳок буд,
Сари саркашон[4] пеши ӯ хок буд.

Сипоҳаш ба кирдори мӯру малах,
На буд дашт пайдо, на кӯҳу на шах.

Чу бархост з-он лашкари гашн гард,
Рухи номдорони мо гашт зард.

Ҳамин гурзи якзахм[5] бардоштам,
Сипаҳро ҳамон ҷой бигзоштам.

Чунон бархурӯшидам[*2] аз пушти зин,
Ки чун осиё шуд бар эшон замин.

Дил омад сипаҳро ҳама боз ҷой,
Саросар сӯи разм карданд рой.

Чу бишнид Қаркӯй овози ман,
Ҳамон захми кӯполи сарьёзи ман,

Биёмад ба наздики ман размсоз,[6]
Чу пили дамон[7] бо каманди дароз.

Л — б. 1052—1054 нест;
ТПЗ — Ба ҳар ҳамла сад тан фиикандам зи пой,
Ба ҳар гурз деве шуда хоксой.
Чу оҳубара аз бари шери нар,
Рамиданд яксар аз ин говсар.

[2] [illegible] — Зи модар вай. [3] Л — зи пайванди. [4] Л — сарварон. [5] Л — [illegible] [6] ИЛ — ҷангсоз. [7] ИЛ — жиён. [*1] М — кардам. [*2] — Хурӯше [illegible]идам.

Маро хост, к-орад ба хамми каманд,
Чу дидам, хамидам зи роҳи газанд.

Қамони каёнӣ гирифтам ба чанг,
Ба пайкони пӯлоду тири ханданг.

Уқоби таковар*[1] барангехтам,
Чу оташ бар ӯ тир мерехтам.

Гумонам чунон шуд, ки сандонсараш,
Бишуд дӯхта танг бо миғфараш.

Нигаҳ кардам аз гард, чун пили маст
Баромад, яке теғи ҳиндӣ ба даст.

Чунон омадам, шаҳриёро, гумон,
К-аз ӯ кӯҳ зинҳор хоҳад ба ҷон.

Вай андар шитобу ман андар диранг,
Ҳаме ҷустамаш то кай ояд ба чанг.

Чу омад барам марди ҷангӣ фароз,[1]
Ман аз чарма чангол кардам дароз.

Гирифтам камарбанди марди далер,
Зи зин баргусистам ба кирдори шер.

Задам бар заминаш чу пили[2] жиён,
Ки ӯро ҳама хурд шуд устухон.[3]

Чу афканда шуд шоҳ аз ин гуна хор,
Сипаҳ рӯй баргошт аз корзор.

Нишебу фарозу биёбону кӯҳ,
Ба ҳар сӯ шуданд анҷуман, ҳамгурӯҳ.

---

[1] Л — Чу омад ба наздики ман размсоз. [2] Л — шери. [3] Н — Задам теги ҳиндӣ варо бар миён. *[1] М — диловар.

Савору пиёда даҳу ду ҳазор,
Фиканда падид омад андар шумор.

Сипоҳиву шаҳриву ҷангӣ савор,
Ҳамоно, ки буданд сесад ҳазор.[1]

Чӣ санҷад бадандеш бо бахти ту,
Ба пеши парастандаи тахти ту».

Чу бишнид гуфтори солор шоҳ,
Барафрохт бар[2] моҳ фаррух кулоҳ.[3]

Маю маҷлис[4] орасту шуд шодмон,
Ҷаҳон пок дид[5] аз бади бадгумон,

Ба бигмоз[6] кӯтоҳ карданд шаб,
Ба ёди сипаҳбад кушода ду лаб.

Чу шаб рӯз шуд, пардаи боргох
Кушоданду доданд зӣ шоҳ роҳ.

Биёмад сипаҳдор Соми сутург,
Ба назди Манучеҳр шоҳи бузург.

Ба шоҳ офарин кард он беҳамол,
Ҳаме хост гуфтан зи Меҳробу Зол,

Ки шоҳи ҷаҳон пештар баргирифт,[7]
Суханро ба рӯи дигар[8] баргирифт.[9]

Чунин гуфт бо Сом шоҳи ҷаҳон,
Қ-«Аз эдар бирав бо гузида меҳон.

---

[1] ТПЗ — Гирифтор гаштанд аз он сарварон,
Даху ду хазоре зи номоварон.

[2] ИЛ — то.

[3] ТПЗ — Чу рӯз аз шаб омад ба кӯшиш сутӯх,
Сутуҳӣ гирифта фурӯ шуд ба кӯх.

[4] Л — ромиш. [5] Л — монд. [6] Л — гуфтор. [7] И — даргирифт. [8] И — [illegible]м. [9] — б. 1086, 1087 нест.

Ба Ҳиндустон андар оташ фурӯз,
Ҳама кохи Меҳробу Кобул бисӯз.

Набояд, ки ӯ ёбад аз ту раҳо,
Ки ӯ монда аз тухмаи аждаҳо.

Замон то замон з-ӯ барояд хурӯш,
Шавад ром гетӣ пур аз ҷангу ҷӯш.

Ҳар он кас, ки пайвастаи ӯ бувад,
Бузурге, ки дилбастаи ӯ бувад,

Дигар он ки аз тухмаи ӯ бувад,
Зи пайванди Заҳҳоки ҷоду бувад.[1]

Сар аз тан ҷудо кун, заминро бишӯй,
Зи пайванди[2] Заҳҳоку хешони ӯй».

Бад-ӯ шоҳ чун хашму тезӣ намуд,
Наёраст онгаҳ[3] сухан барфузуд.

Бибӯсид тахту бимолид рӯй,
Бар он номвар муҳри ангушти ӯй.

Бад-ӯ дод посух, ки: «Эдун кунам,
Ки кин аз дили шоҳ берун кунам».

Сӯи хона бинҳод сар бо сипоҳ,
Бар он бодпоёни пӯяндароҳ.

РАФТАНИ СОМ БА ҶАНГИ МЕҲРОБ

Ба Меҳробу Дастон расид ин сухун,
Ки шаҳ бо сипаҳбад чӣ афканд бун.

Баромад ҳама шаҳри Кобул ба ҷӯш,
В-аз айвони Меҳроб баршуд хурӯш.

---

[1] Л — б. 1093 нест. [2] Л — мардони. [3] Л — бар.

Чу Синдухту Меҳробу Рӯдоба низ,
Ба навмед гаштанд аз ҷону чиз.

Хурӯшон зи Кобул ҳаме рафт[1] Зол,
Фурӯ ҳишта лафчу бароварда ёл.

Ҳаме гуфт: «Агар аждаҳон дижам,
Биёяд, ки гетӣ бисӯзад ба дам,

Чу Кобулситонро бихоҳад бисуд,
Нахустин сари ман бибояд дуруд.»

Шитобон ҳаме рафт пурхун ҷигар,
Пурандеша дил, пур зи гуфтор сар.

Чу огоҳӣ омад ба Соми далер,
Ки омад зи раҳ баччаи наррашер,[2]

Ҳама лашкар аз ҷой бархостанд,
Дурафши Фаридун биёростанд.

Пазира шуданро табира заданд,[3]
Сипоҳи[4] сипаҳбад пазира шуданд.

Ҳама пушти пилон ба рангин дурафш,
Биёроста сурху зарду бунафш.[5]

Чу рӯи падар дид Дастони Сом,
Пиёда шуд аз аспу бигзорд гом.[6]

Бузургон пиёда шуданд аз ду рӯй,
Чи дайҳимдору чи дайҳимҷӯй.[7]

---

[1] Л — ҳаме тохт. [2] Л — б. 1105, 1106. нест. [3] Л — Або ною кӯс табира шуданд. [4] Л — Сипоҳу.

[5] ТПЗЛ — Чу Дастон падид омад аз дур Сом,
* Барангехт болои зарринситом.
Чунин то ба наздик шуд Золи Зар,
Бишуд шод аз он чеҳру болову фар.

[6] Л — б. 1110 нест. [7] Л — солорхоҳу чӣ солорҷӯй.

* Л — *ҳамон номдорон ба зарринниём.*

Заминро бибӯсид Золи далер,
Сухан гуфт бо ӯ падар низ дер.

Нишаст аз бари тозиаспи саманд,
Чу заррин[1] дурахшанда кӯҳи баланд.

Бузургон ҳама пеши ӯй омаданд,
Ба тимору бо гуфтугӯй омаданд.

Ки: «Озурда гаштаст аз ту падар,
Яке[2] пӯзиш овар макаш ҳеҷ сар».

Чунин дод посух, к-«Аз ин бок нест,
Саранҷоми мардум ба ҷуз[3] хок нест.

Падар гар ба мағз андарорад хирад,
Ҳамоно сухан бар сухан нагзарад.

Мағар то забонро биронад ба хашм,
Пас аз шарм об андарорад ба чашм».[4]

Чунин то ба даргоҳи Сом омаданд,
Қушодадилу шодком омаданд.

Фурӯд омад аз асп Соми савор,
Ҳам андарзамон Золро дод бор.[5]

Чу Зол андаромад ба пеши падар,
Заминро бибӯсиду густурд пар.[6]

Яке офарин кард бар Соми гурд,
В-аз оби ду наргис ҳаме гул сутурд.

Қи: «Бедордил паҳлавон шод бод,
Равонаш парастандаи[7] дод бод.

---

[1] Л — варзин. [2] Л — Раҳи. [3] Л — Маро ҷой фарҷом ҷуз.
[4] Л — Агар баркушояд забонро ба меҳр,
Ман аз шармаш об андарорам ба чеҳр.
[5] И — б. 1089—1120 нест. [6] Л — бардошт сар. [7] Л — кушоянда.

Зи теғи ту алмос бирьён шавад,
Замин рӯзи ҷанги ту гирьён шавад.

Куҷо дизаи[1] ту чамад рӯзи ҷанг,
Шитоб ояд андар сипоҳи диранг.

Сипеҳре куҷо боди гурзи ту дид,
Ҳамоно[2] ситора наёрад кашид.

Замин сар ба сар сабз бо доди ту,
Равони хирад кишти буньёди ту.

Ҳама мардум аз доди ту шодмон,
Зи ту дод ёбад замину замон.[3]

Магар ман[4] зи доди ту бебаҳраам,
В-агар чӣ зи пайванди ту шӯҳраам.[5]

Яке мурғпарвардаам хокх[в]ард,
Зи гетӣ маро нест бо кас набард.*[1]

Надонам ҳаме хештанро гуноҳ,
Ки бар ман касеро ба бад ҳаст роҳ[6].

Магар он ки Соми ял астам падар,
Агар нест бо ин нажодам ҳунар.

Зи модар бизодам, бияндохтӣ,
Ба кӯҳ андарам ҷойгаҳ сохтӣ.

Фикандӣ ба тимор зояндаро,[7]
Ба оташ супурдӣ[8] физояндаро.

На гаҳвора дидам, на пистони шир,
На аз ҳеҷ хушшӣ маро буд вир.

---

[1] Л — чармаи. [2] Л — Бимонад. [3] Л — б. 1128 нест. [4] Л — Шигифте. [5] Л — пас аз б. 1129 ин б. омада:

Зи инсофу додат ҷаҳон бахраманд,
Ситамро зи дасти ту бар пой банд.

[6] Л — б. 1131 нест. [7] Л — Супурдӣ ба тимору ғам бандаро. [8] Л — фикандӣ. *[1] М — Ба гетӣ касе нестам ҳамнабард.

Бибурдӣ ба кӯҳе бияфкандиям,
Дил аз нозу ором баркандиям.[1]

Туро бо ҷаҳонофарин буд ҷанг,
Ки аз чӣ сапеду сиёҳ аст ранг?

Кунун, к-ам ҷаҳонофарин парварид,
Ба чашми худой ба ман бингарид.[2]

Ҳунар ҳасту мардиву теғи ялӣ,
Яке ёр чун[3] меҳтари кобулӣ.[4]

Або тахту бо тоҷу гурзи гарон
Або рою бо тоҷдорон[5] сарон.[6]

Нишастам ба Кобул ба фармони ту,
Нигаҳ доштам рою паймони ту.

Бигуфтӣ, ки ҳаргиз наёзорамат,
Дарахте, ки киштӣ, ба бор орамат.

Зи Мозандарон ҳадья ин сохтӣ,
Ҳам аз Гургсорон бад-ин тохтӣ,

Ки вайрон кунӣ кохи ободи ман,
Чунин дод хоҳӣ ҳаме доди ман?

Ман инак ба пеши*[1] ту истодаам,
Тани зинда хашми туро додаам.

---

[1] Л — б. 1135, 1136 нест. [2] ИЛ — б. 1138 нест. [3] Л — Яке пурхунар. [4] Л — пас аз б. 1139 ин б. омада:

В-агарна ба чеҳр аз касе кам наям,
Сазои ғаму ранҷу мотам наям.

[5] И — доду точи. [6] Л — пас аз б. 1141 ин б. омада:

Нишастам ба Кобул ба фархунда рӯз,
Супурдӣ маро кишвари Нимрӯз.

*[1] М — назди.

Ба арра миёнам ба ду нима кун,
Зи Кобул мапаймой бо ман сухан.[1]

Бикун ҳарчӣ хоҳӣ, ки фармон турост,
Ба Кобул газанде бувад, он мароcт».[2]

Сипаҳбад чу бишнид гуфтори Зол,
Барафрохт гӯшу фурӯ бурд ёл.

Бад-ӯ гуфт: «Оре ҳамин аст рост,
Забонат бар ин ростӣ бар гувост.

Ҳама кори ман бар ту бедод буд,
Дили душманон бар ту-бар шод буд.

Зи ман орзӯ худ ҳаме хостӣ,
Ба дилтангӣ[3] аз ҷой бархостӣ.[4]

Машав тунд,[5] то чораи кори ту
Бисозам, кунам тез бозори ту.

Яке нома фармоям акнун ба шоҳ,
Фиристам ба дасти ту, эй некхоҳ![6]

Чу бинад ҳунарҳову дидори ту,
Наҷӯяд ҷаҳондор озори ту.[7]

Сухан ҳар чӣ бояд ба ёд оварем,
Равону дилаш сӯи дод оварем.

---

[1] ТПЗИ — Ки меҳробу Кобул ба фармони туст,
Ба паймони ту несташ рои суст.
Чӣ кард ӯ гуноҳу чӣ дидӣ аз ӯй.
Ки наздаш ба кина ниҳодӣ ту рӯй?
Дигар он ки гуфтӣ, ки бар коми ту,
Кунам шӯҳра андар ҷаҳон номи ту.

[2] I — б. 1147 нест. [3] ИЛ — дил некӣ.

[4] ТП — Ба нармӣ чунин гуфт Соми далер,
Ки: «Ором гир, эй яли наррашер».

[5] ИЛ — тез.

[6] ТПЗ — Магар шаҳриёр андар ин достон,
Ба роҳ ояд аз кинаи бостон.

[7] I — б. 1154 нест.

Агар ёр бошад ҷаҳондори мо,
Ба коми ту гардад ҳама кори мо.[1]

Ба бозӯ кунад шер ҳамвора кор,
Ҳар он ҷо, ки бошад, биёбад шикор».

Бибӯсид рӯи замин Золи Зар,
Басе офарин хонд бар боб-бар.

### РАФТАНИ ЗОЛ БА РАСУЛӢ НАЗДИ МАНУЧЕҲР

Нависандаро пеш биншонданд,
Зи ҳар дар фаровон сухан ронданд.

Сари нома кард офарини худой,
Куҷо буду[2] бошад ҳамеша ба ҷой.

Аз ӯяст неку баду ҳасту нест,
Ҳама бандагонем эзад якест.

Ҳар он чиз, к-ӯ хост[3] андар бавиш,
Бар он аст чархи равонро равиш.

Худованди кайвону хуршеду моҳ,
Аз ӯ офарин бар Мануҷеҳршоҳ.

Ба разм андарун заҳри тарьёксӯз,
Ба базм андарун моҳи[4] гетифурӯз.

Гирояндагурзу кушояндашаҳр,
Зи шодӣ ба ҳар кас расонанда баҳр.

Қашанда дурафши Фаридун ба ҷанг,
Кушанда сарафроз ҷангипаланг.

Зи захми дабӯси[5] ту кӯҳи баланд,
Шавад хоки наъли сарафшон саманд.

---

[1] И — б. 1155, 1156 нест. [2] ИЛ — ҳасту. [3] ИЛ — сохт. [4] Л — ҳурн. [5] И — Боди амудӣ.

Ҳамон аз дили поку покизакеш,
Ба обишхур орӣ ҳаме гургу меш.

Яке бандаам ман, расида ба ҷой,
Ба дубора шаст[1] андароварда пой.

Ҳаме гарди кофур гирад сарам,
Чунин дод[2] хуршеду моҳ афсарам.

Бибастам миёни ялӣ[3] бандавор,
Або ҷодувон сохтам корзор.

Инонпечу гурдафкану гурздор,[4]
Чу ман кас набинад[5] ба гетӣ савор.

Бишуд об гурдони Мозандарон,
Чу ман даст бурдам ба гурзи гарон.

Зи ман гар набудӣ ба гетӣ нишон,
Бароварда гардан зи гарданкашон,[6]

Чунон аждаҳо, к-ӯ зи рӯди Кашаф
Бурун омаду кард гетӣ чу каф,

Замин шаҳр то шаҳр болои ӯ,
Ҳамон кӯҳ то кӯҳ паҳнои ӯ.

Ҷаҳонро аз ӯ буд дил пурҳарос,
Ҳаме доштандӣ шабу рӯз пос.

Ҳаво пок карда[7] зи паррандагон,
Ҳамон рӯи гетӣ зи даррандагон[8].

Зи таффаш ҳаме парри каргас бисӯхт,
Замин зери заҳраш ҳаме барфурӯхт.

---

[1] — Ба мардӣ ба лаб; Л — Ба мардӣ нишаст. [2] И — кард. [3] — Бибастам миёнро яке. [4] Л — з-аспафкани найзадор. [5] ИЛ — [illegible]

[6] Л — Басе гоҳ то шуд зи гарданкашон,
Ба гетӣ манам дар замона нишон.

[7] [illegible] — …идам. [8] Л — пӯяндагон.

Наҳанги дижам баркашидӣ зи об,
Ҳамон аз ҳаво тезпаррон[1] уқоб.

Замин гашт бе мардуму чорпой,
Ҷаҳоне мар[2] ӯро супурданд ҷой.

Чу дидам, ки андар ҷаҳон кас набуд,
Ки бо ӯ ҳаме даст ёраст суд,

Ба зӯри ҷаҳондор яздони пок,
Бияфкандам[3] аз дил ҳама тарсу бок.

Миёнро бубастам ба номи баланд,
Нишастам бар он пилпайкар саманд.

Ба зин андарун гурзаи говсар,
Ба бозӯ камону ба гардан сипар.

Бирафтам ба сони наҳанги дижам,
Маро тез ҷангу варо тез дам.

Маро кард падруд ҳар кас, ки дид,[4]
Ки бар аждаҳо гурз хоҳам кашид.

Расидам-ш, дидам чу кӯҳи баланд,
Кашон мӯи сар бар замин чун каманд.

Забонаш ба сони дарахте сиёҳ,
Зафар боз карда фиканда ба роҳ.

Чу ду обгираш пур аз хун ду чашм,
Маро дид, ғурриду омад ба хашм.

Гумоне чунон бурдам, эй шаҳриёр,
Ки дорам[5] магар оташ андар канор.

Ҷаҳон пеши чашмам чу дарьё намуд,
Ба абри сияҳ баршуда тира дуд.

[1] Л — Ба дам даркашиди зи гардун. [2] И — ҷумла. [3] Л — Б[illegible] кардам. [4] И — к-ӯ шунид; Л — ҳар к-ин шунид. [5] И — дорад.

Зи бонгаш биларзид рӯи замин,
Зи захраш замин шуд чу дарьёи Чин.

Бар ӯ барзадам бонг монанди шер,
Чунон чун бувад кори марди далер.

Яке тири алмоспайкон ханданг
Ба чарх андарун рондам бедиранг.

Ба суи зафар кардам он тир ром,
Бад-он то бидӯзам забонаш ба ком.

Чу шуд дӯхта як карон аз даҳон-ш,
Бимонд аз шигифтӣ ба берун забон-ш,

Ҳам андар замон дигаре ҳамчунон,
Задам бар даҳонаш[1] бупечид аз он,

Се дигар задам бар миёни зафар-ш,
Баромад ҳаме ҷӯши хун аз ҷигар-ш

Чу танг андар овард бо ман замин,
Бароҳехтам он говсар гурзи кин.

Ба неруи яздони кайҳонхудой,
Барангехтам пилтанро зи ҷой,

Задам бар сараш гурзаи говчеҳр,
Бар ӯ кӯҳ борид, гуфтӣ[2] сипеҳр.

Шикастам сараш чун сари жандапил,
Фурӯ рехт з-ӯ заҳр чун рӯди[3] Нил.

Ба захме чунон шуд, ки дигар нахост,
Зи мағзаш замин гашт бо кӯҳ рост.

Қашафрӯд чун рӯди зардоб шуд,[4]
Замин ҷои оромишу хоб шуд.[5]

---

[1] Л — дигар сӯ. [2] Л — гӯӣ. [3] И — аз ӯ захр бар сони. [4] ИЛ — [illegible] ну захроб гашт. [5] ИЛ — гашт.

Ҳама кӯҳсорон пур аз марду зан
Ҳаме офарин хонданди ба ман.

Ҷаҳоне бар он ҷанг наззора буд,
Ки он аждаҳо сахт патьёра буд.

Маро Соми Якзахм аз он хонданд,
Ҷаҳоне ба ман гавҳар афшонданд.

Чу з-ӯ бозгаштам, тани равшанам
Бараҳна шуд аз номвар ҷавшанам.

Фурӯ рехт аз бора баргустувон,
В-аз он заҳр буд чанд гоҳам зиён.[1]

Бар он бум то солиён бар набуд,
Ҷуз аз сӯхта хору ховар набуд.

Гар аз ҷанги девон бигӯям-т боз,
Зи гуфтори он нома гардад дароз.[2]

Чунону ҷуз он ҳарҷӣ будим рой,
Саронро сар овардаме зери пой.

Куҷо ман ҷамонидаме бодпой,[3]
Бипардохтӣ шери дарранда ҷой.

Кунун чанд сол аст, то пушти зин
Маро тахтгоҳ асту аспам замин.[4]

Ҳама Гургсорону Мозандарон,
Ба ту рост кардам ба гурзи гарон.

---

[1] Шуд аз дуди заҳраш танам нотавон. [2] Л — б. 1212 и...

И — Аз он ҷанги девон нагӯям-т боз,
Зи пайкор, он нома гардад дароз.

[3] И — Куҷо ман ҷаҳонидаме чорпой. [4] Л — пас аз б. 1215 и... омада:

Дар обод вайрон намондаст ҷой,
Ки онро на ман бозгардам ба пой.

Накардам замоне бару бум ёд,
Туро хостам низ пирӯзу шод.[1]

Қунун ин барафрохта ёли ман,
Ҳамон захмкӯбанда кӯполи ман.

Бад-он сон, ки буда, намонад ҳаме,
Бару гирдгоҳам хамонад ҳаме.

Қамандам бияндохт аз даст шаст,
Замона маро божгуна бубаст.

Супурдем навбат кунун[2] Золро,
Ки шояд камарбанду кӯполро.

Чу ман кардам, ӯ душманон кам кунад,
Ҳунарҳои ӯ дил-т хуррам кунад.

Яке орзӯ дорад андар ниҳон,
Биёяд, бихоҳад зи шоҳи ҷаҳон.

Яке орзӯ, к-он ба яздон накӯст,
Куҷо некӯӣ зери паймони[3] ӯст.

Накардем бе рои шоҳи бузург,
Ки банда набояд, ки бошад сутург,

Ҳамоно, ки бо Зол паймони ман
Шунидаст шоҳи ҷаҳонбони ман,[4]

Ки бо ӯ бикардам миёни гурӯҳ,
Чу боз оваридам зи Албурзкӯҳ,

---

[1] И — б. 1216 нест. [2] Л — кунун ҷои худ. [3] ИЛ — фармони. [4] Л — пас аз б. 1226 ин б. омада:

Ки ҳар орзӯ, к-он гави сарфароз
Кунад, ман надорам аз ӯ даст боз,
Бари ман сӯи Гургсорон паём
Фиристод аз баҳри ин зерком.
Зи Мозандарон ман бад-ин кор боз
Кашидам бари шоҳи гарданфароз.

Ки аз рои ӯ сар напечам ба ҳеч,
Бад-ин орзӯ кард зӣ ман басеч.

Ба пеши ман омад пур аз хуну хок,
Ҳаме омадаш з-устухон[1] чок-чок.[2]

Маро гуфт бар дори Омул кунӣ,
Сазотар, ки оҳанги Қобул кунӣ.

Чу парвардаи мурғ бошад ба кӯҳ,
Фиканда ба дур аз миёни гурӯҳ.

Чунон моҳ бинад ба Кобулситон,
Чу сарви саҳӣ бар сараш гулситон.

Чу девона бошад,[3] набошад шигифт,
Аз ӯ шоҳро кин набояд гирифт.

Кунун ранҷу меҳраш ба ҷое расид,
Ки бахшоиш орад ҳар он к-аш бидид.

Зи бас дард к-ӯ хурд бар бегуноҳ,
Чунон рафт паймон, ки бишнид шоҳ.[4]

Гусӣ кардамаш[5] бо дили мустаманд,
Чу ояд ба наздики тахти[6] баланд.

Ҳамон кун, ки бо меҳтарӣ дархварад,
Туро худ наёмӯхт бояд хирад.

Ба гетӣ маро худ ҳамин асту бас,
Чӣ андӯҳгусору чӣ фарьёдрас.[7]

Зи Соми Наремон ба шоҳи ҷаҳон,
Ҳазор офарин боду ҳам бар меҳон!

---

[1] Л — рухон. [2] Л — б. 1228, 1229 нест. [3] ИЛ — гардад. [4] Л — Маро рӯз аз андӯхи ӯ шуд сиёҳ. [5] Л — Фиристодамаш. [6] Л — бал-он боргохи.

[7] ТПЗ — Сазад гар шаҳаншоҳи бо фарру дод,
Яке кори ин чокар орад ба ёд.

Чу нома набиштанду шуд рой рост,
Ситуд зуд Дастону[1] бар пой хост.[2]

Биёмад ба зин андаровард пой,
Баромад хурушидани каррнай.

Бирафтанд гурдон або ӯ ба роҳ,
Дамону давон рух сӯи тахтгоҳ.[3]

Чу шуд Золи фаррух зи Қобулситон,
Бибуд Сомн Якзахм дар гулситон[4].

ХАШМ ГИРИФТАНИ МЕҲРОБ
БАР СИНДУХТ

Ба Кобул[5] чу ин достон фош гашт,
Сари марзбон пур зи пархош гашт.

Барошуфту Синдухтро пеш хонд,
Ҳама хашми Рудоба бар вай биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-«Акнун ҷуз ин рой нест.
Ки бо шоҳи гетӣ маро пой нест.

Ки орам-т бо духти нопоктан,
Кушам зоратон бар сари анҷуман.

---

[1] Л — Ситонандаи нома.

[2] ТПЗ — Чу хуршед сар сӯи ховар ниҳод,
Шаб аз тирагӣ тоҷ бар сар ниҳод.
Нахуфту найсуд то бомдод,
Ба андеша бар дил наёмад-ш ёд.
Чу он ҷомаи шаър бифканд шаб,
Сапеда бихандиду бикшод лаб;

ТПЗ — Шабу рӯз не хӯрд буду на хоб,
Ҳаме ронд з-андӯҳи дил пуршитоб.

[3] Л — б. 1242 нест.

[4] Л — Зи Зобулситон рух ба Эрон ниҳод,
Диле пур зи андӯҳ, саре пур зи бод;

[2] — б. 1242, 1343 нест. [5] Л — Яко-як.

Магар шоҳи Эрон аз он хашму кин
Биёсояду[1] ром гардад замин.

Зи Қобул кӣ бо Сом ёрад ҷаҳид,
Кӣ хоҳад ҳаме захми гурзаш чашид?»[2]

Чу Синдухт бишнид пешаш нишаст,
Дили чораҷӯй андар андеша баст[3].

Яке чора овард аз дил ба ҷой,
Ки буд жарфбин ӯ ба тадбиру рой.

В-аз он пас давон даст карда ба каш,
Биёмад бари шоҳи хуршедфаш.[4]

Бад-ӯ гуфт: «Бишнав зи ман як сухун,
Чу дигар яке комат ояд, бикун.[5]

Туро хоста гар зи баҳри тан аст,
Бибахшу бидон, к-ин шаб обистан аст.

Агар чанд бошад шаби дерьёз,
Бар ӯ тирагӣ ҳам намонад дароз.

Шавад рӯз, чун чашма рахшон шавад,
Ҷаҳон чун нигини Бадахшон шавад».

Бад-ӯ гуфт Меҳроб к-«Аз бостон,
Мазан дар миёни ялон достон.

---

[1] ИЛ — Баросояду. [2] Л — б. 1249 нест. [3] Л — пас аз б. 1250 [illegible] б. омада:

Ҳама рӯз то шаб дар андеша буд,
Дилаш аз бас андеша чун беша буд.
Дигар руз чун хур баромад баланд,
Ҷаҳон сар ба сар гашт аз ӯ арҷуманд.
Бари гурд Меҳроб шуд чораҷӯй,
Пур аз чора дил, лаб пур аз гуфтугӯй.

[4] Л — Чунин гуфт, к-эй шоҳи хуршедфаш,
Ҳама шарбати бемуродӣ мачаш.

[5] Л — Зи ман бишнав аз ибтидо як сухун,
В-аз он пас, ҳар онч-ат бибояд, бикун.

Бигӯй он чӣ донию ҷонро бикӯш,
Ва ё ҷомаи[1] хун[2] ба тан-бар бипӯш».

Бад-ӯ гуфт Синдухт, к-«Эй сарфароз,
Бувад, к-ат наёяд ба хунам ниёз.

Маро рафт бояд ҳаме пеши Сом,
Кашидан мар ин теғро аз ниём.

Бигӯям бад-ӯ он чӣ гуфтан сазад,
Хирад хомгуфторҳоро пазад.[3]

Зи ман ранҷи ҷону зи ту хоста,
Супурдан ба ман ганҷи ороста».

Бад-ӯ гуфт Меҳроб, к-«Инак калид,
Ғами ганҷ ҳаргиз набояд кашид.

Парастандаву аспу тахту кулоҳ,
Биёрою бо хештан бар ба роҳ.

Магар шаҳри Кобул насӯзад ба мо,
Чӣ пажмурда шуд барфурӯзад ба мо».

Чунин гуфт Синдухт бо номдор,
«Бихоҳӣ равон,[4] хоста хор дор.

Набояд, ки чун ман бувам чораҷӯй,
Ту Рӯдобаро сахтӣ орӣ ба рӯй.

Маро дар ҷаҳон андӯҳи ҷони ӯст,
Кунун бо туам рӯзи[5] паймони ӯст.

Надорам ҳаме андӯҳи хештан,
Аз ӯяст ин дарду андӯҳи ман».[6]

Яке сахт паймон ситуд з-ӯ нахуст,
Пас онгаҳ ба мардӣ раҳи чора ҷуст.

Биёрост танро ба дебову зар,
Ба дурру ба ёқути пурмоя сар.

---

[1] Л — Дигар ҷодари. [2] Л — дигар хоку хунро. [3] Л — б. 1261
[4] Л — Ба ҷону раво. [5] ИЛ — Кунун бо ту имрӯз. [6] Л — б. 1269

Пас аз ганч Меҳроб баҳри нисор,
Бурун кард динор сесад ҳазор.[1]

Ба симин ситом овариданд сӣ,
Аз аспони тозиву аз порсӣ.[2]

Або тавқи заррин парастанда шаст,
Яке ҷоми зар ҳар якеро ба даст.

Пур аз мушку кофуру ёқуту зар,
Зи пирӯзаву чанд гуна[3] гуҳар.

Сад уштур ҳама модаи сурхмӯй,
Сад астар ҳама боркаш роҳҷӯй.[4]

Яке тоҷи пургавҳари шоҳвор,
Або ёраву тавқу бо гӯшвор.

Ба сони сипеҳре яке тахти зар,
Нишонда дар ӯ чандгуна[5] гуҳар,

Раши хусравӣ бист паҳнои ӯ,
Савори сарафроз болои ӯ.[6]

В-аз он жандапилони Ҳиндӣ чаҳор,
Ҳама ҷомаву фарш карданд бор.

ДИЛХУШӢ ДОДАНИ СОМ СИНДУХТРО

Чу пардохт ганҷ, андар омад ба асп,
Чу гурде[7] ба кирдори Озаргушасп,

---

[1] ТПЗИЛ — Ду аспи гармонмоя бо сози зар,
Парастанда панҷаҳ ба заррин камар.*

[2] Л — б. 1273 нест. [3] Л — Тарозаш зи ҳар гуна-гуна.

[4] ТПЗИЛ — Чиҳил тахти дебой пайкар ба зар,
Тарозаш ҳама гуна-гуна гуҳар.
Ба заррину симин дусад теғи Ҳинд.
Ҳама теғи заҳробдода, паринд.

[5] Л — Дар ӯ карда тартиб бе мар.

[6] ИЛ — Ки сад газ фузун буд болои ӯй,
Магар шаст газ буд паҳнои ӯй.

[7] Л — гурдон.

* Л — Ба зарринлаҷому ба зарринсипар.

* И — Зи сесад фузун буд болои ӯ.

Яке тарки румӣ ба сар барниҳод,
Яке бора зер андараш ҳамчу бод,[1]

Биёмад гурозон ба даргоҳи Сом,
На овоз доду на баргуфт ном.

Ба корогаҳон гуфт, к-«Аз[2] ногаҳон,
Бигӯед бо паҳлавони[3] ҷаҳон,

Ки омад фиристодаи кобулӣ,
Ба назди сипаҳбад, яли[4] зобулӣ.

Зи Меҳроби гурд оварида паём,
Ба назди сипаҳбад, ҷаҳонгир[5] Сом».

Биёмад бари Соми ял пардадор,
Бигуфту бифармуд, то дод бор.

Фурӯд омад аз асп Синдухту рафт,
Ба пеши сипаҳбад хиромид тафт.

Заминро бибӯсиду кард офарин,
Абар шоҳу бар паҳлавони замин.

Нисору парастандаву аспу пил,
Рада баркашида зи дар то ду мил.

Яко-як ҳама пеши Сом оварид,
Сари паҳлавон хира шуд, к-он бидид.

Пурандеша биншаст бар сони маст,
Ба каш карда дасту сар афканда паст.

Зи ҷое куҷо моя чандин бувад,
Фиристодани зан чӣ оин бувад?[6]

Гар ин хоста з-ӯ пазирам ҳама,
Зи ман гардад озурда шоҳи рама.

---

[1] Л — б. 1282 нест; И — Дар зер-ш андар ниҳод. [2] ИЛ — то. [3] Л — сарфарозӣ. [4] Л — Чаман чармаи зери ӯ. [5] Л — фархунда. [6] ИЛ — б. 1296 нест.

ТПЗ — Фурӯ бурд сар як даму дам назад,
Ҳаме рой бар бешу бар кам назад.

В-агар боз гардонам аз пеш, Зол
Барорад ба кирдори Симурғ бол.

Шавад ранҷа, озурда гардад зи ман,
Чӣ посух бигӯям-ш дар анҷуман?[1]

Баровард сар гуфт, к-«Ин хоста,
Ғуломону пилтони ороста,

Шаведу[2] ба ганҷури Дастон диҳед,
Ба номи маҳи[3] Қобулистон ниҳед».

Паричеҳра Синдухт дар пеши Сом
Забон кард гӯёву дил шодком.

Чу он ҳадьяро ӯ пазируфта дид,
Расида беҳию бадӣ рафта дид.[4]

Се бутрӯй бо ӯ ба якҷо буданд,
Суманпайкару сарвболо буданд.

Гирифта яке ҷом ҳар як ба каф,[5]
Пур аз сурх ёқуту дурру садаф.[6]

Ба назди[7] сипаҳбад фурӯ рехтанд,
Ҳама як ба дигар баромехтанд.[8]

Чу бо паҳлавон кор барсохтанд,
Зи бегона хона бипардохтанд.

Чунин гуфт Синдухт бо паҳлавон,
Ки: «Бо рои ту[9] пир гардад ҷавон.[10]

Бузургон зи ту дониш омӯхтанд,
Ба ту тира гетӣ барафрӯхтанд.

---

[1] ТПЗ — Чу андеша бисьёр кард андар он,
Саранҷоми андеша он паҳлавон.

[2] И — Бареду. [3] Л — Паёми бути. [4] Л — б. 1300 нест. [5] Л — зи за...
[6] Л — Пур аз лаълу ёқуту дурру гуҳар. [7] ИЛ — пеши.

[8] ТПЗ — Чу дид он чунон паҳлавон пурхирад,
Ситоид ӯро чунон чун сазад.

[9] Л — фарри ту. [10] И — Сари паҳлавонону пушти гавон.

Ба мӯҳри ту шуд баста дасти бадӣ,
Ба гурзат кушода раҳи эзадӣ.

Гунаҳгор агар буд,[1] Меҳроб буд,
Зи хуни дилаш мижжа пуроб[2] буд.

Сари бегуноҳони Қобул чӣ кард,
Куҷо андаровард бояд ба гард?!

Ҳама шаҳр зинда барои туанд,
Парастандаву хоки пои туанд.

Аз он тарс, к-ӯ ҳушу зӯр офарид,
Дурахшанда Ноҳиду Ҳур офарид.

Наёяд чунин кораш аз ту писанд,
Миёнро ба хун рехтан бармабанд.[3]

Бад-ӯ Соми ял гуфт бо ман бигӯй,
Ҳар он ч-ат бипурсам, баҳона маҷӯй.

Ту Меҳробро кеҳтарӣ ё ҳамол,
Мар он духти ӯро куҷо дид Зол?

Ба рӯю ба мӯю ба хӯю хирад,
Ба ман гӯй то бо кӣ андархварад?

Зи болову дидору фарҳанги ӯй,
Бар он сон, ки дидӣ яко-як бигӯй».

---

[1] Л — бобн. [2] Л — сероб. [3] ИЛ — Миёнро ба хуни барахман ма-
[illegible]

ТПЗ — Худованди мову шумо худ якест,
Ба яздонамон ҳеҷ пайкор нест.
Гузашта аз ӯ қиблаи мо бут аст,
Чи дар Чину Қобул, чӣ дар Ҳинду Баст,
Шуморо хӯрад оташи пурфурӯғ.
Ту донӣ, к-аз ин дар нагуфтам дурӯғ.
Парастидани ҳарду роҳи бад аст,
Чу моро ҳама орзӯ эзад аст.
Ту донӣ, на некӯст хун рехтан,
Або бегуноҳон баровехтан.

Бад-ӯ гуфт Синдухт, к-«Эй паҳлавон,
Сари паҳлавонону пушти гавон.

Яке сахт паймон-т хоҳам нахуст,
Ки ларзон шавад з-ӯ бару буму руст.

Ки аз ту наёяд ба ҷонам газанд,
На он кас, ки бар ман бувад арҷманд.

Маро коху айвони обод ҳаст,
Ҳамон ганҷу хешони бо зӯри даст.[1]

Чу эмин шавам ҳарчӣ гуфтӣ бигӯй,
Бигӯям, биҷӯям бад-ин обрӯй.

Нуҳуфта ҳама ганҷи Қобулситон,
Бикӯшам, расонам ба Зобулситон»[2]

Гирифт он замон Сом дасташ ба даст,
Ҳамон аҳду савганду паймон бубаст.

Чу бишнид Синдухт савганди ӯ,
Ҳамон ростгуфтору пайванди ӯ,

Заминро бибӯсиду бар пой хост,
Бигуфт он чи андар ниҳон буд рост.[3]

Ки:«Ман хеши Заҳҳокам, эй паҳлавон,
Зани гурд Меҳроби равшанравон.

Ҳамон[4] моми Рӯдобаи моҳрӯй,
Ки Дастон ҳаме ҷон фишонад бар ӯй.

Ҳама дудмон назди яздони пок,
Шаби тира то баркашад рӯз чок,

[1] ИЛ — хешон, буньёд ҳаст.

[2] ТПЗИ — Бар ин низ ҳар чиз, к-андар хӯрад,
Биёбад зи ман меҳтари пурхирад.

[3] Л — б. 1324, 1325 нест. [4] Манам.

Ҳама[1] бар ту хонему Зол[2] офарин,
Ҳамон бар ҷаҳондор шоҳи замин.[3]

Кунун омадам, то ҳавои ту чист,
Ба[4] Қобул туро душману дӯст кист?

Агар мо гунаҳгору бадгавҳарем,
Бад-ин подшоҳӣ на андархварем.

Ман инак ба пеши туам мустаманд,
Бикуш куштанӣ, бастаниро бубанд.

Дили бегуноҳони Қобул масӯз,
Қ-аз ин тирагӣ[5] андарояд ба рӯз».

Суханҳо чу бишнид аз ӯ паҳлавон,
Зане дид бо рою равшанравон.

Ба рух чун баҳору ба боло чу сарв,
Миёне чу ғарву ба рафтан тазарв.

Чунин дод посух, ки — «Паймони ман
Дуруст аст, агар бугсилад ҷони ман.

Ту бо Қобулу ҳар кӣ пайванди туст,
Бимонед шодондилу тандуруст.

Бад-ин низ ҳамдостонам, ки Зол
Зи гети чу Рӯдоба ҷӯяд ҳамол.

Шумо гар чи аз гавҳари дигаред,
Ҳамон тоҷу аврангро дархваред.

Чунин аст гетиву з-он нанг нест,
Або кирдигори ҷаҳон ҷанг нест.

Чунон офаринад, ки ояд-ш рой,
Ки мондему монем бо ҳой-ҳой.[6]

[1] И — Ҳаме. [2] И — мо. [3] Л — б. 1328, 1329 нест. [4] ИЛ — Зи.
[5] Л — Ки бас зуд рӯз. [6] ИЛ — б. 1341 нест.

Яке бар фарозу яке дар нишеб,
Яке бо фузунӣ, яке бо ниҳеб.

Яке аз фузунӣ дилороста,
Зи каммӣ дили дигаре коста[1]

Саранҷом ҳарду ба хок андар аст,
Ки ҳар гавҳаре кушта з-ин гавҳар аст.[2]

Бикӯшам кунун аз паи кори ту,
Аз ин лобаву нолаи зори ту.[3]

Яке нома бо лобаи[4] дардманд
Набиштам ба наздики[5] шоҳи баланд.

Ба назди[6] Манучеҳр шуд Золи Зар,
Чунон шуд, ки гӯи[7] баровард пар.

Ба зин андаромад, чу боде дамид,[8]
Ҳамон наъли аспаш замин бардарид.[9]

Бар ин Золро шоҳ посух диҳад,
Чу хандон шавад, рои фаррух ниҳад.

Ки парвардаи мурғ бедил шудаст,
Зи оби мижа пой дар гил шудаст.

Арӯс ар ба меҳр андарун ҳамчу ӯст,
Сазад гар бароянд[10] ҳарду зи пӯст.

Яке рӯи он баччаи аждаҳо,
Маро низ бинмову бистон баҳо.[11]

---

[1] Л — Яке аз физоиш шуд ороста,
Зи тангӣ дили дигаре коста.

[2] ТПЗ — Кунун бишнав, эй бонуи некрой.
Маяндешу андӯҳ маёвар ба ҷой.

[3] Л — б. 1344, 1345 нест. [4] Л — номае кардаам. [5] Л — Ба назди Манучеҳр. [6] Л — Ба пеши. [7] ИЛ — гуфтӣ. [8] ИЛ — ки-зинро надид [9] ИЛ — заминро надид. [10] Л — бароем. [11] Л — пас аз б. 1352 ин б. омада:

Ки боло чунин бошаду рую мӯй,
Ҳамон ҳам бар овардаӣ ту накӯй.

Магар дидани ӯ писанд оядам,
Ва гуфтори ӯ судманд оядам».

Бад-ӯ гуфт Синдухт: «Агар паҳлавон
Кунад бандаро шоду равшанравон,

Чамонад[1] ба кохи ман андар[2] саманд,
Сарам бар шавад б-осмони[3] баланд.

Ба Кобул чу ту шаҳриёр оварем,
Ҳама пеши ту ҷон нисор оварем».

Лаби Сом Синдухт пурханда дид,
Ҳама бехи кин аз дилаш канда дид.

Ба ханда бад-ӯ гуфт Соми далер,
К-«Аз андеша дилро макун ҳеч сер.

Барояд ба коми ту ин кор зуд», —
Чу бишнид Синдухт пӯзиш намуд.

Биёмад аз он ҷойгаҳ шодком,
Рух аз хуррамӣ гашта ёқутфом.

Наванди диловар ба кирдори бод
Барафканду Меҳробро мужда дод.[4]

К-аз андешаи бад макун ёд ҳеч
Дилат шод кун, кори меҳмон бисеч.

Ман инак паси нома андар дамон
Биёям ба раҳ, барнаҷӯям замон.

Дувум рӯз чун чашмаи офтоб
Биҷунбиду бедор шуд сар зи хоб,

Гаронмоя Синдухт бинҳод рӯй,
Ба наздики солори дайҳимҷӯй.

[1] И — Чаҳонад. [2] Л — эдар. [3] Л — Сарам барфарозад, ба чархи
[4] ИЛ — б. 1358—1361 нест.

Раво-рав даромад ба[1] даргоҳи Сом,
Махи бонувон хондандаш ба ном.

Биёмад бари Сому бурдаш намоз,
Сухан гуфт бо ӯ замоне дароз.

Ба дастурии бозгаштан зи ҷой,
Шудан шодмон пеши кобулхудой.

Дигар, сохтан кори меҳмони нав.
Бибурдан[2] ба Меҳроб[3] паймони нав.

Варо Соми ял гуфт: «Баргарду рав,
Бигӯ он чи дидӣ ба Меҳроби гав.

Сазовори ӯ хилъат оростанд,
Зи ганҷ он чи пурмоятар хостанд.

Ҳам аз баҳри Меҳробу Синдухт боз,
Ҳам аз баҳри Рӯдобаи меҳрсоз.[4]

Ба Кобул дигар, Сомро ҳар чи буд,
Зи коху зи боғу зи кишту дуруд.

Дигар чорпоёни дӯшиданӣ,
Зи густарданиву зи пӯшиданӣ,

Ба Синдухт бахшиду дасташ ба даст
Гирифту яке низ паймон бубаст.[5]

Ба Кобул бибошу ба шодӣ бимон,
Аз ин пас матарс аз бади бадгумон.

---

[1] ИЛ — баромад зи. [2] И — намудан. [3] Л — намудан ба домод.
[4] Л — б. 1372 нест.

[5] ТПЗИ — Пазируфт мар духти ӯро ба Зол*.
Ки Рӯдоба бо Зол бошад ҳамол.**
Сарафроз гурдею марде дувист,
Бад-ӯ доду гуфташ, ки акнун маист.

*Ӯ Золро. **Бад-ин дар фикананд қуфлро.

Шукуфта шуд он рӯи пажмурдамоҳ,
Ба некахтарӣ баргирифтанд роҳ.

### ОМАДАНИ ЗОЛ БО НОМАИ СОМ БА НАЗДИ МАНУЧЕҲР

Қунун гӯш кун рафтану кори Зол,
Ки шуд зӣ Манучеҳри фархундафол.[1]

Чу[2] огоҳӣ омад сӯи шаҳриёр,
Ки омад зи раҳ Золи Соми савор,

Пазира шудандаш ҳама саркашон,
Ки буданд дар подшоҳӣ нишон.

Чу омад ба наздикии боргоҳ,
Сабук назди шоҳаш кушоданд роҳ.

Чу наздики тахт андаромад, замин,
Бибӯсиду бар шоҳ кард офарин.

Замоне ҳаме дошт бар хок рӯй,
Бад-ӯ дод дил шоҳи озармҷӯй.[3]

Бифармуд то рӯяш аз хоки хушк
Сутурданду бар вай бибурданд мушк.

Биёмад бари тахти шоҳ арҷманд,
Бипурсид аз ӯ шаҳриёри баланд.

Ки: «Чун будӣ, эй паҳлавонзода мард,
Бад-ин роҳи душвори бо боду гард?»

«Ба фарри ту,[4] — гуфто, ҳама беҳтарист,
Або ту ҳама ранҷ ромишгарист».[5]

---

[1] ИЛ — б. 1378 нест. [2] ИЛ — Пас.

[3] Л — Чу з-он сон ҳаме буд афтода дер,
Дилаш аз ниёиш ҳаме гашт сер.

[4] И — Фуру рафту. [5] Л — б. 1387 нест.

Аз ӯ бистуд он номаи паҳлавон,
Биханднду шуд шоду равшанравон.

Чу бархонд, посух чунин дод боз,
Ки: «Ранҷам[1] фузудӣ ба дил-бар дароз.

Валекин бад-ин номаи дилпазир,[2]
Ки бинвишт бо дарди дил Соми пир,[3]

Агарчи дилам гашт аз ин бас дижам,
Бар онам,[4] на андешам аз бешу кам.

Барорам, бисозам ҳама коми ту,
Ки ин аст фарҷому анҷоми ту.

Ту як чанд мебош наздам ба пой,
Ки то ман ба корат занам нек рой».

Бибурданд холигарон хони зар,
Шаҳаншоҳ биншаст бо Золи Зар.

Бифармуд то номдорон ҳама
Нишастанд бар хони шоҳи рама.

Чу аз хони хусрав бипардохтанд,
Ба тахти дигар ҷой месохтанд.

Чу май хӯрда шуд, номвар пури Сом
Нишаст аз бари аспи[5] зарринситом.

Бирафту бипаймуд болои шаб,
Пурандеша дил, пур зи гуфтор лаб.

Биёмад ба шабгир баста камар,
Ба пеши Манучеҳри бо зебу фар.[6]

Бар ӯ офарин кард шоҳи ҷаҳон,
Чу баргашт,[7] бистудаш андар ниҳон.

---

[1] Л — ранче. [2] Л — паҳлавон. [3] Л — дард, равшан равон; **И** — б. 1690 нест. [4] Л — Зи баҳраш. [5] ИЛ — Бибурданд болои. [6] **ИЛ** — Манучехри пирӯзгар. [7] Л — баргуфт.

Бифармуд то мӯбадону радон,
Ситорашиносону ҳам бихрадон,

Кунанд анҷуман пеши тахти баланд,
Зи кори сипеҳрӣ пижуҳиш кунанд.

Бирафтанду бурданд ранҷе дароз,
Ки то бо ситора чӣ ёбанд роз.

Се рӯз андар он корашон шуд диранг,
Бирафтанд бо зиҷи ҳиндӣ ба чанг.

Забон баркушоданд бар[1] шаҳриёр,
Ки: «Кардем бо чархи гардон шумор,

Чунин омад аз рои[2] ахтар падид,
Ки ин оби равшан бихоҳад давид.

Аз ин духти Меҳробу аз пури Сом,
Гави пурманиш зояду[3] некном.[4]

Бувад зиндагониш бисьёрмар,
Ҳамаш зӯр бошад, ҳамаш ному фар.

Ҳамаш заҳра[5] бошад, ҳамаш[6] мағзу ёл,
Ба разму ба базмаш набошад ҳамол.[7]

Куҷо бораи ӯ кунад мӯй тар,
Шавад хушк ҳамразми ӯро ҷигар.[8]

Уқоб аз бари тарги ӯ нагзарад,
Сарону меҳонро[9] ба кас нашмарад.

Яке бурзболо бувад, зӯрманд,
Ҳама шер гирад ба хамми каманд.

---

[1] Л — чаҳорум, бирафтанд зӣ. [2] Л — чарху. [3] Л — ояду.
[4] ТПЗИ — Падидор гардад гави зӯрманд,
Ки навбад чун ӯ зери чархи баланд.
[5] Л — бурз. [6] Л — тегу. [7] И — б. 1409 нест. [8] И — б. 1410 нест.
[9] ИЛ — чаҳонро.

Бар оташ яке гӯр бирьён кунад
Ҳаворо ба шамшер гирьён кунад.

Камарбастаи шаҳриёрон бувад,
Ба Эрон паноҳи саворон бувад».[1]

Чунин гуфт пас шоҳи гарданфароз,
Ки: «Ин ҳарчӣ гуфтед, доред роз».

## ПИЖӮҲИШ ҚАРДАНИ МӮБАДОН АЗ ЗОЛ

Бихонд он замон Золро шаҳриёр,
Қ-аз ӯ хост кардан сухан хостор.

Нишастанд бедордил бихрадон,
Ҳамон Зол бо номвар мӯбадон,

Бад-он то бипурсанд аз ӯ чанд чиз,
Суханҳои бинҳуфта дар парда низ.

Бипурсид аз Золи Зар[2] мӯбаде,
Аз ин тезҳуш роҳбин[3] бихраде

Ки: «Дидам даҳу ду дарахти[4] саҳӣ,
Ки растаст шодоб бо фарраҳӣ.

Аз он барзада ҳар яке шох сӣ,
Нагардад каму беш дар порсӣ».

Дигар мӯбаде гуфт: «Эй сарфароз,
Ду аспи гаронмояи тезтоз.[5]

---

[1] И — б. 1413, 1414 нест;

ТПЗ — Ҳама меҳри ӯ сӯи Эрон бувад,
Ҳама сол дар ҷанги Турон бувад
Зи баҳри дили шоҳи Эронзамин
Шабу рӯз носояд аз Руму Чин.
Манучеҳр шуд шодмон з-ин сухан
Бипардохт дилро зи ранҷи куҳан.

[2] ИЛ — мар Золро. [3] И — ройзан; Л — номвар. [4] Л — Ки он даххӯ ду тои сарви. [5] Л — б. 1422 нест.

Яке з-он ба кирдори дарьёи қор,
Яке чун булӯри сапед обдор.

Бицунбанду ҳар ду шитобандаанд,
Ҳамон якдигарро наёбандаанд».[1]

Се дигар чунин гуфт, к-«Он сӣ савор,
Куцо баргузаштанд бар шаҳриёр.

Яке кам шавад рост чун бингарӣ,
Ҳама сӣ бувад боз чун бишмарӣ».

Чаҳорум чунин гуфт, к-«Он марғзор,
Ки бинӣ пур аз сабзаву цӯйбор,

Яке мард бо тез досе бузург,
Сӯи марғзор андар ояд сутург.

Ҳама тарру хушкаш ба ҳам бидравад,
Агар лоба, созӣ, сухан нашнавад».

Дигар гуфт, к-«Он саркашида ду[2] сарв,
Зи дарьёи бо мавц[2] бар сони ғарв,

Яке мурғ дорад бар эшон*[1] куном,
Нишемаш ба шом он бувад ин ба бом.

Аз ин чун бипаррад, шавад барг хушк,
Бар он барнишинад, диҳад бӯи мушк.[4]

Аз он ду ҳамеша яке обдор,
Яке пажмурида шуда сӯгвор».

Бипурсид дигар,[5] ки «Бар кӯҳсор,
Яке шорсон ёфтам устувор.

[1] Л — Ситоянда харду ба ранц андаранд,
Ҳамасола бар зидди якдигаранд.

[2] Чахорум хамон гуфт, к-он кахру. [3] ИЛ — пурмавц. [4] Л — б. 1431 нест. [5] Л — панцум. *[1] М — бар ӯ бар.

Хирадманд*[1] мардум аз он шорсон,
Гузида ба ҳомун яке хорсон.

Биноҳо кашиданд сар то ба моҳ,
Парастанда гаштанду ҳам пешгоҳ.[1]

Аз он шорсон-шон ба дил нагзарад,
Қас аз ёд кардан сухан нашмарад.

Яке бумаҳан хезад аз ногаҳон,
Бару бумашон пок гардад ниҳон.

Бадон шорсон-шон ниёз оварад,
Ҳам андешагони дароз оварад.[2]

Ба парда дар аст ин суханҳо, биҷӯй,
Ба пеши радон ошкоро бигӯй.

Гар ин розҳо ошкоро кунӣ,
Зи хоки сияҳ мушки соро кунӣ».

ПОСУХ ДОДАНИ ЗОЛ МӮБАДОНРО

Замоне дар андеша буд Золи Зар,
Баровард ёлу бигустурд бар.[3]

В-аз он пас забонро ба посух кушод,
Ҳама пурсиши мӯбадон кард ёд.

«Нахуст аз даҳу ду дарахти баланд,
Ки ҳар як ҳаме шох сӣ баркашанд.

---

[1] Л — б. 1435, 1436 нест.

[2] Л — Шашум гуфт, «Баргӯй, к-он марғзор,
Қадом аст пурбӯю рангу нигор?
Гиёҳо бад-ӯ андарун тарру хушк
Ки ояд аз он бӯи кофуру мушк
Биёмад яке мард бо дасти тез,
Ту гӯй, ки дорад ба дил дар ситез.
Замоне наосояду нағнавад.
Ҳама хушку тар он гиё бидравад.

[3] И — Бароварда болу бигустурда пар.

*[1] М — хиромандa.

Ба соле даҳу ду бувад моҳи нав,
Чу шоҳи навоин абар гоҳи нав.

Ба си рӯз маҳро сар ояд шумор,
Бар ин сон бувад гардиши рӯзгор.

Қунун он ки гуфтӣ зи кори ду асп,
Фурӯзон ба кирдори Озаргушасп.

Сафеду сиёҳ аст ҳар ду замон,
Паси якдигар тез ҳар ду равон[1]

Шабу рӯз бошад, ки мебигзарад,
Дами чарх бар мо ҳаме бишмарад.[2]

Наёбанд мар якдигарро ба таг,
Давон ҳамчу нахчир аз пеши саг.

Се дигар, ки гуфтӣ аз он сӣ савор,
Куҷо баргузаштанд бар шаҳриёр.

Аз он сӣ саворон яке кам шавад,
Ба гоҳи шумурдан ҳамон сӣ бувад.

Шумори маҳи нав бар ин гуна дон,
Чунин кард фармон худои ҷаҳон.[3]

Нагуфтӣ сухан ҷуз зи нуқсони моҳ,
Ки як шаб кам ояд ҳаме гоҳ-гоҳ.[4]

Қунун аз ниём он сухан баркашем,
Зи ду сарв, к-он мурғ дорад нишем,

---

[1] И — давон.

[2] ТПЗ — Давон ҳар дувон аз паси якдигар,
Ки то ин биёбад мар онро магар.

[3] [illegible] — б. 1453 нест. [4] Л — б. 1446, 1454 нест,
ТПЗ — Бувад ин шумори маҳи тозиён,
Ки гаҳ-гаҳ бувад з-он саворӣ зиён
Пас онгоҳ чун бингаридаш бихост,
Або кост бошад ҳам онгоҳ рост.

Зи бурҷи бара то тарозу ҷаҳон
Ҳаме тирагӣ дорад андар ниҳон.

Чу ин боз[1] гардад ба моҳӣ шавад,
Бад-он тирагиву сиёҳӣ шавад.[2]

Ду сарв он ду бозуи чархи баланд,
Қ-аз ӯем шодон, аз ӯ мустаманд[2]

Бар ӯ мурғи паррон ту[4] хуршед дон,
Ҷаҳонро аз ӯ биму уммед дон.[5]

Дигар шорсон аз бари кӯҳсор,
Сарои диранг асту ҷои шумор.

Ҳамон хорсон ин сарои сипанҷ,
Ки ҳам нозу ганҷ асту ҳам дарду ранҷ.

Ҳаме дам задан бар ту бар бишмарад,
Ҳам ӯ барфизояд, ҳам ӯ бишкарад

Барояд яке бод бо зилзила,
Зи гетӣ барорад хурушу хала.

Ҳама ранҷи мо монда бар хорсон,
Гузар кард бояд сӯи шорсон.

---

[1] И — Пару бол. [2] Л — б. 1457 нест. [3] Л — в-аз ӯем газа...
[4] Л — Ҳамон мурғи парранда. [5] Л — пас аз б. 1459 ин б. омада:

Дигар он ду аспи сиёҳу сапед,
Қ-аз эшон ҷаҳонрост биму умед.
Шабу рӯз гетист, к-он мебарад
Яке андар ояд, яке бигзарад
Ҳамон сӣ саворасг сӣ рӯза моҳ,
Ки ноқис шавад, з-он яке гоҳ-гоҳ.
Чу аъдоди даҳраш муназзам шавад,
На дурӣ физояд, на з-он кам шавад.
Чу гетӣ бипаймуд гетифурӯз,
Чу ҳосил шавад сесаду шаст рӯз.

Каси дигар аз ранҷи мо бар хварад,
Намонад бар ӯ низу ҳам бигзарад.[1]

Чунин рафта з-оғоз як сар сухан,
Ҳамин бошаду ин нагардад куҳан.

Агар тӯшамон некномӣ бувад,
Равонмон бад-он сар гиромӣ бувад.

В-агар оз варзему печон шавем,
Падид ояд он гаҳ, ки беҷон шавем.

Гар айвони мо сар ба кайвон бар аст,
Аз он баҳраи мо яке чодар аст.

Чу пӯшанд бар рӯи мо хишту хок,
Ҳама ҷои тарс асту тимору[2] бок.

Биёбону он мард бо тез дос,
Тару хушкро з-ӯ дил андар ҳарос.

Тару хушк як сон ҳаме бидравад,
В-агар лоба созӣ, сухан нашнавад.

Даравгар замон асту мо чун гиё,
Ҳам онаш набера, ҳам онаш ниё

Ба пиру ҷавон як ба як нангарад,
Шикоре, ки пеш оядаш, бишкарад.

---

[1] Л — пас аз б. 1465 ин б. омада:

Ҳамон марғзори назеҳ олам аст
Ки чун боз бинӣ хушу хуррам аст.
Гиё хушку тар (рӯ) гиё гунагун,
Зи ҳар ҷинсу навъаш зи ҷинсаш фузун.
Фано чист, он мардуми досдор,
Ки бошад туро рӯзу шаб посдор
Ба меҳри касе ҳеҷ кас нангарад,
Чу вақт андарояд ҳама бидравад.
На рубоҳ бирҳад зи досташ на шер,
Чӣ баддил* наздики ӯ чӣ далер.

[2] — бим асту андӯху.

*Румон меравад, ки — «буздил» бошад.

Ҷаҳонро чунин аст созу ниҳод,
Ки чуз маргро кас зи модар назод.

Аз ин дар дарояд, аз он бигзарад,
Замона бар ӯ дам ҳаме бишмарад».[1]

ҲУНАР НАМУДАНИ ЗОЛ ДАР ПЕШИ МАНУЧЕҲР

Чу Зол ин суханҳо бикард ошкор,
Аз ӯ шодмон шуд дили шаҳриёр.[2]

Ба шодӣ ҳама анҷуман баршигифт,
Шаҳаншоҳи гетӣ зеҳо-зеҳ гирифт.

Яке ҷашнгоҳе биёрост шоҳ,
Чунон чун шаби чордаҳ чархи моҳ.

Чашиданд май, то ҷаҳон тира шуд,[3]
Сари майгусорон зи май хира шуд.

Хурӯшидани марди полойҳоҳ,
Яко-як баромад зи даргоҳи шоҳ.

Бирафтанд гурдон ҳама шоду маст,
Гирифта яке дасти дигар ба даст.

Чу барзад забона зи кӯҳ офтоб,
Сари номдорон баромад зи хоб.

Биёмад камарбаста Золи далер,
Ба пеши[5] шаҳаншоҳ чун нарраш ер.

Ба дастурии боз гаштан зи дар,
Шудан назди[6] солор-фаррух падар.

---

[1] ТПЗ — Ҳамин аст яксар саросар сухан,
Касе нав нахоҳад сарои кӯхан,
Замонаш ҳамин асту расму ниҳод,
Ба як даст бистуд, ба дигар бидод

[2] И — б. 1477 нест. [3] ИЛ — гашт. [4] ИЛ — гашт. [5] Л — назди. [6] — пеши.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт, к-«Эй некхӯй,
Маро чеҳри Сом омадаст орзӯй.

Бибӯсидам ин пояи тахти оҷ,
Дилам гашт равшан бад-ин фарру[1] тоҷ».

Бад-ӯ гуфт шоҳ, «Эй ҷавонмарди гурд,
Як имрӯз низат бибояд супурд.[2]

Туро буяи[3] духти Меҳроб хост,
Дилат хоҳиши[4] Соми Найрам куҷост?»

Бифармуд то санҷу ҳиндидарой
Ба майдон дароранд бо карриой.

Або найзаву гурзу тиру камон,
Бирафтанд гурдон ҳама шодмон.

Камонҳо гирифтанду тири хаданг,
Нишона ниҳоданд чун рӯзи ҷанг.

Бупечид[5] ҳар кас ба чизе инон,
Ба гурзу ба теғу[6] ба тиру синон.[7]

Зи боло ҳаме дид шоҳи ҷаҳон,
Зи гурдон ҳунар ошкору ниҳон.

Зи Дастони Сом он саворӣ бидид,
Ки на дида буду на аз кас шунид.[8]

Дарахте куҳан буд ба майдони шоҳ,
Гузашта бар ӯ-бар басе[9] солу моҳ

Камонро бимолид Дастони Сом,
Барангехт аспу[10] баровард ном.

---

[1] Л — нури. [2] Л — шумурд; И — б. 1488 нест. [3] И — пуяи. [4] Л— ...и. [5] Л — Битобид. [6] Л — найза. [7] Л — камон. [8] ИЛ — б. 1494—... нест. [9] Л — Фаровон гузашта бар ӯ. [10] И — Бар орост дасту.

Бизад бар миёни дарахти саҳӣ,
Гузора шуд он тири шоҳаншаҳӣ.[1]

Сипар баргирифтанд ҷӯпинварон,
Бигаштанд бо хиштҳои гарон.

Сипар хост аз ридаки турк Зол,
Барангехт аспу баровард ёл.

Камонро бияфканду ҷупин гирифт,
Ба ҷӯпин шикори нав оин гирифт.

Бизад хишт бар се сипар гилдор,*[1]
Гузашту ба дигар сӯ афканд хор.[2]

Ба гарданкашон гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки: «Бо ӯ кӣ ҷӯяд набард аз меҳон?

Яке баргирояд-ш андар набард,
Ки аз тиру ҷупин баровард гард

Ҳама рост карданд гурдон салеҳ,
Ба дил хашмноку забон пурмазеҳ.

Ба овард рафтанд печон инон,
Або найзаи обдода синон.

Барангехт Зол аспу бархост гард,
Чунон шуд, ки мард андар омад ба мард.

Нигаҳ кард, то кист з-эшон савор,
Инонпечу гарданкашу номдор.

Сабук Золи ҷангӣ бар ӯ ҳамла кард,
Зи пешаш гурезон шуд он гурдмард.[3]

Зи гард андар омад ба сони паланг,
Гирифташ камарбанд[4] ӯро ба чанг.

[1] ТПЗИЛ — Ҳам андар таги асп як чӯба тир,
Бияндохт, бигзашт чун наррашер.

[2] Л — б. 1500—1503 нест. [3] ИЛ — б. 1509 нест. [4] И — кама[illegible]
*[1] М — номдор.

Чунон хораш аз пушти зин баргирифт,
Қи шоҳу сипаҳ монд аз ӯ дар шигифт.*[1]

Манучеҳр гуфт: «Ин диловар ҷавон
Бимонод ҳамвора равшанравон.[1]

Ҳар он кас, ки бо ӯ бичӯяд набард,
Қунад ҷома модар бар ӯ лоҷвард.

Зи шерон[2] назояд чун ӯ низ гурд,
Чӣ гурд, аз наҳангон-ш бояд шумурд.

Хунук Соми ял, к-ин чунин ёдгор
Бимонад ба гетӣ далеру савор».[3]

Бар ӯ офарин кард шоҳи бузург,
Ҳам он номвар меҳтарони сутург.

Бузургон сӯи кохи шоҳ омаданд,
Қамарбаставу бо кулоҳ омаданд.

Яке хилъат орост шоҳи ҷаҳон,
Қ-аз ӯ хира монданд яксар меҳон.

Чӣ аз тоҷи пурмояву тахти зар,
Чӣ аз ёраву тавқу заррин камар.

Чӣ аз ҷомаҳои гаронмоя низ,
Парастандаву аспу ҳаргуна чиз.

Ба Золи сипаҳбад супурд он ҳумом,
Заминро бибӯсид Дастони Сом.[4]

ПОСУХИ НОМАИ СОМ АЗ МАНУЧЕҲР

Пас он номаи Сом посух набишт,
Шигифтӣ суханҳои фаррух набишт.

---

[1] ИЛ — б. 1513 нест. [2] Л — гурдон. [3] Л — б. 1516 нест. [4] Л — 1522 нест.

* М — пас аз б. 1511 ин б. омада:

Ба овоз гуфтанд гарданкашон
Қи мардум набинад касе з-ин нишон.

Ки, эй номвар паҳлавони далер,
Ба ҳар кор пирӯз бар сони шер.

Набинад чу ту низ гардонсипеҳр,
Ба разму ба базму ба рою ба чеҳр.

Ҳамин пури фархунда Золи далер,
Қ-аз ӯ хира гардад гаҳи разм шер.

Далеру ҳунарманду гурду савор,
Қ-аз ӯ монад андар ҷаҳон ёдгор.

Расиду бидонистам аз коми ӯй*[1]
Ҳамон хоҳишу рою ороми ӯй.*[2]

Ҳама орзӯҳо супурдам бад-ӯй,
Басе рӯзи фаррух шумурдам бад-ӯй.

Зи шере, ки бошад шикораш паланг,
Чӣ зояд ба ҷуз шери шарза ба ҷанг?

Гусӣ кардамаш бо диле шодмон,
Қ-аз ӯ дур бодо бади бадгумон.

Бурун рафт бо фаррухӣ Золи Зар,
Зи гурдони лашкар баровард сар.

Наванде барафканд наздики Сом,
Ки баргаштам аз шоҳ дил шодком.

Або хилъати хусравониву тоҷ,
Ҳамон ёраву тавқу ҳам[2] тахти оҷ,

Сабук наздат оям кунун бошитоб,
Аё меҳрубон номбардор боб»[3]

---

[1] ТПЗ — Чу омад барам номаи паҳлавон,
Шунидам ман онро ба равшанравон.
Бикардам ҳамон чиз, к-ат ком буд,
Ҳамон Золро рою ором буд.

[2] Л — бо. [3] Л — б. 1535 нест. *[1] М — ту. *[2] М — Ту.

Чунон шод шуд з-он сухан паҳлавон,
Ки бо пирсар шуд ба наввӣ ҷавон.

Саворе ба Кобул фиристод зуд,
Ба Меҳроб гуфт он куҷо рафта буд.

Навозидани шаҳриёри ҷаҳон,
Аз он гуна шодӣ,[1] ки рафт аз меҳон.

Ҳам акнун[2] чу Дастон бари ман расад,[3]
Гироем[4] ҳар ду чунон чун сазад.[5]

Фиристода тозон ба Кобул расид,
В-аз ӯ шоҳи Кобул суханҳо шунид.[6]

Чунон шод шуд шоҳи Кобулситон,
Зи пайванди хуршеди Зобулситон.

Ки беҷоншуда боз ёбад равон,
Ва ё пирсар мард гардад ҷавон.[7]

Зи ҳар ҷой ромишгарон хонданд,
Ту гуфтӣ ҳама ҷон барафшонданд.

Чу Меҳроб шуд шоду равшанравон,
Лабаш гашт хандону дил шодмон.[8]

Гаронмоя Синдухтро пеш хонд,
Басе чарбгуфтор[9] бо ӯ биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй ҷуфти[10] фархундарой,
Бияфрӯхт аз роят[11] ин тираҷой.

Ба шохе задӣ даст, к-андар замин
Бар ӯ шаҳриёрон кунанд офарин.

Чунон ҳам куҷо сохтӣ аз нахуст,
Бибояд мар инро саранҷом ҷуст.

---

[1] Л — В-аз он шодмонӣ. [2] Л — Ман инак. [3] Л — расид. [4] Л — Бием. [5] Л — сазид. [6] Л — Хурӯше баромад чунон чун сазид. [7] Л — б. 1542 нест. [8] Л — б. 1544 нест. [9] Л — б. хубгуфтор. [10] Л — Чунин гуфт, к-эй моҳи. [11] Л — рои ту

Ҳама ганҷ пеши ту оростаст,
Агар тоҷ, агар тахт, агар хостаст».

Чу бишнид Синдухт, аз ӯ гашт боз,
Бари духтар омад сароянда роз.

Ҳаме мужда додаш ба дидори Зол,
Ки: «Чун ёфтӣ ту, ки бояд[1] хамол.

Зану мардро аз баландиманиш
Сазад, гар барояд сар аз сарзаниш.

Сӯи коми дил тез*[1] биштофтӣ,
Кунун ҳарчи ҷустӣ, ҳама ёфтӣ».

Бад-ӯ гуфт Рӯдоба, к-«Эй шоҳзан,
Сазои ситоиш ба ҳар анҷуман.

Ман аз хоки пои ту болин кунам,
Ба фармон-т ороиши дин кунам.

Зи ту чашми оҳарманон дур бод,
Дилу ҷони ту хонаи сур бод!»

Чу бишнид Синдухт гуфтори ӯй,
Ба ороиши кох бинҳод руй.

Биёрост айвон чу хуррам биҳишт,
Маю мушку анбар ба ҳам дарсиришт.[2]

Бисоте биёфканд[3] пайкар ба зар,
Забарҷад дар ӯ бофта сар ба сар.

Дигар пайкараш дурри хушоб буд,
Ки ҳар донае қатраи об буд.

Дар айвон яке тахти заррин ниҳод,
Ба оину ороиши Чин ниҳод.

[1] Л — Ки чун хостӣ, ёфтӣ з-ӯ. [2] Л — Гулобу маю мушку анбар сиришт. [3] Л — бигустурд. *[1] М — зуд.

Ҳама пайкараш гавҳар оганда буд,
Миёни гуҳар нақшҳо канда буд.[1]

Зи ёқут мар тахтро поя буд,
Ки тахти каён буду пурмоя буд.

Биёрост Рӯдобаро чун биҳишт,
Бар ӯ-бар басе[2] ҷодуиҳо набишт.

Нишондаш дар он хонаи зарнигор,
Қасеро бари ӯ[3] надоданд бор

Ҳама Қобулистон шуд ороста,
Пур аз рангу бӯю пур аз хоста.

Ҳама пушти пилон биёростанд,
Ба дебои румӣ бипеаростанд.

Нишастанд бар пил ромишгарон,
Ниҳоданд бар сар ҳама афсарон.

Пазира шуданро биёростанд,
Яко-як[4] парастандагон хостанд.

Куҷо барфишонанд мушку абир,
Ҳамон густуронанд ҳаззу ҳарир.

Фишонанд бар сар ҳаме мушку зар,
Кунанд[5] аз гулобу зи май хок тар.[6]

РАСИДАНИ ЗОЛ БА НАЗДИКИ СОМ

Ҳаме ронд Дастон гирифта шитоб,
Чу парранда мурғу чу[7] киштӣ бар об.

---

[1] Л — б. 1562 нест. [2] Л — Ба хуршед бар. [3] Л — дар он ҷо.
[4] Л — Зи Қобул. [5] Л — Ҳаме.
[6] ТПЗ — Ва-аз он сӯ дамон Золу ёрони ӯй,
Сӯи Зобулистон ниҳоданд рӯй.
[7] Л — мурғону.

Қасеро, ки буд з-омадан-ш огаҳӣ,
Пазира бирафтанд бо фарраҳӣ.

Хурӯше баромад зи пардасарой,
Ки омад зи раҳ Золи фархундарой.

Пазира шудаш Соми ял шодмон,
Ҳаме дошт андар бараш як замон.

Чу шуд з-ӯ раҳо Зол бӯсид хок,
Бигуфт он куҷо диду[1] бишнид пок.

Нишаст аз бари тахт пурмоя Сом,
Або Зол хуррамдилу шодком.

Суханҳои Синдухт гуфтан гирифт,
Чу хандон шуд он гаҳ[2] нуҳуфтан гирифт.

Чунин гуфт к-«Омад зи Кобул паём,
Паямбар зане буд Синдухт ном.

Зи ман хост паймону додам забон,
Ки ҳаргиз набошам бад-ӯ бадгумон.

Зи ҳар чиз, к-аз ман ба хубӣ бихост,
Суханҳо бар ӯ барниҳодем рост.

Нахуст он, ки то шоҳи Зобулситон[3]
Шавад ҷуфт бо моҳи Кобулситон[4]

Дигар он, ки зӣ ӯ ба меҳмон шавем
Бар он дардҳо пок дармон шавем[5]

Фиристодае омад аз назди ӯй,
Ки шуд сохта кору пуррангу бӯй[6]

Кунун чист посух фиристодаро,
Чӣ гӯем Меҳроби озодаро?»

---

[1] Л — аз куҷо дид. [2] Л — Чу шуд лаб-ш хандон. [3] Л — бо [illegible] Кобулситон. [4] Л — хуршеди Зобулситон. [5] Л — б. 1583 нест. [6] Л — Кори фарзанди ӯй.

Зи шодӣ чунон тоза шуд Золи Сом,
Ки рангаш саропой шуд лаълфом.

Чунин дод посух, ки: «Эй паҳлавон,
Гар эдун, ки бинӣ ба равшанравон,

Сипаҳ рониву мо зи пастар[1] шавем,
Бигӯему з-ин дар сухан бишнавем».

Ба Дастон нигаҳ карду хандид[2] Сом,
Бидонист к-ӯро аз ин чист ком.[3]

Суханҳо ҷуз аз духти Меҳроб нест,
Шаби тира мар Золро хоб нест.[4]

Бифармуд то зангу ҳиндидарой
Заданду кушоданд пардасарой.

Ҳаюне барафканд марди далер,
Бад-он то шавад назди Меҳроби шер,

Бигӯяд, ки омад сипаҳбад ба роҳ,
Або Золу пилону чанде сипоҳ.

Фиристода омад ба Меҳроб зуд,
Саросар бигуфт он чи диду шунуд.

Чу бишнид, Меҳроб шуд шодмон,
Ба рух гашт ҳамчун гули арғувон.[5]

Бизад ною рӯину[6] барбаст кӯс,
Биёрост лашкар чу чашми хурӯс.

Або жандапилону ромишгарон,
Замин шуд биҳишт аз карон то карон.

---

[1] Л — нахустин. [2] Л — фархунда. [3] — пас аз б. 1589 ин б. омад:

Варо дод посух ба ширин забон,
Ки:—Эй номвар, некпай, паҳлавон.

[4] ТПЗ — Чунин аст андозаи кори меҳр,
Намонад хирад чун намояд-т чеҳр.

[5] Л — б. 1594, 1595 нест. [6] Л — ной меҳробу.

—1366

Зи бас гуна-гун парниёнӣ дурафш,
Чи сурху чи сабзу чи зарду[1] бунафш.

Чи овози ною чи овози чанг,
Хӯриштдани буқу овои занг.

Ту гуфтӣ, магар рӯзи анҷомиш аст,
Яке растахез аст, ё ромиш аст.[2]

Ҳаме рафт з-ин гуна то пеши[3] Сом,
Фуруд омад аз аспу бугзорд гом.

Гирифташ ҷаҳонпаҳлавон дар канор,
Бипурсидаш аз гардиши рӯзгор.

Шаҳи Кобулистон гирифт офарин,
Чи бар Сому бар Золи Зар ҳамчунин.

Нишаст аз бари бораи тезрав,
Чу аз кӯҳ[4] сар барзанад моҳи нав.

Яке тоҷи заррин, нигораш гуҳар,[5]
Ниҳод аз бари тораки Золи Зар.[6]

Ба Қобул расиданд хандону шод,
Суханҳои дерина карданд ёд.

Ҳама шаҳр з-овои ҳиндидарой,
Зи нолидани барбату чангу ной,

Ту гуфтӣ, дару бом ромишгар аст,
Замона ба ороиши дигар аст».[7]

---

[1] ИЛ — Чи сурху сафеду чи лаълу. [2] Л — б. 1599, 1600 нест.
[3] Л — наздики. [4] Л — чарх.
[5] Л — Яке тоҷи заррини Гавҳарнигор,
Ниҳод аз бари торакаш таргдор.
[6] Л — кас аз б. 1605 ин б. омада.
Куҷо андар ӯ буд хуррамбаҳор,
Нигаҳ кард Сом андарон шаҳриёр.
[7] Л — Ту гуфтӣ, даду дом ҷоду шудаст,
Замона зи ороиш оҳу шудаст.

Бушу ёли аспон карон то карон,
Барандуда аз мушку аз[1] заъфарон.[2]

1610 Бурун рафт Синдухт бо бандагон,
Миён баста сесад парастандагон.

Мар он ҳар якеро яке ҷоми зар
Ба даст андарун пур зи мушку гуҳар.

Ҳама Сомро офарин хонданд,
В-аз он ҷомҳо[3] гавҳар афшонданд.

Бар он ҷашн ҳар кас, ки омад фароз,
Шуд аз хоста як ба як бениёз.[4]

Бихандиду Синдухтро Сом гуфт,
Ки: Рӯдобаро чанд хоҳӣ нуҳуфт?»

1615 Бад-ӯ гуфт Синдухт: «Ҳадья куҷост,
Агар дидани офтобат ҳавост?»

Чунин дод посух ба Синдухт Сом,
Ки: «Аз ман бихоҳ он чи дорӣ ту[5] ком,

Зи ганҷу зи тоҷу зи тахту зи шаҳр,
Маро ҳарчӣ бошад шуморост баҳр».[6]

Бирафтанд зӣ хонаи зарнигор,
Куҷо андарун буд хуррамбаҳор.

---

[1] Л — маю.

[2] ТПЗ — Ҳама пушти пилон пур аз кӯсу ной,
Дару дашт пур бонги нағмасарой.
Л — Ҳама руи пилон пур аз бӯқу кӯс,
Баророст лашкар чу чашми хурӯс.

[3] Л — пас он ҷоми.

[4] ТПЗ — Ба зери паи пилу аспон гуҳар,
Чу ахтар ҳаме тофт бар чарх бар,
Зи динору аз гавҳари пурбаҳо,
Набудӣ дирамро дар он ҷо баҳо.

[5] Л — бояд-т. [6] Л — б. 1617 нест.

Нигаҳ кард Сом андар он моҳрӯй,
Яко-як шигифте бимонд андар ӯй.

Надонист, к-аш чун ситояд ҳаме,
Бар ӯ чашмро чун кушояд ҳаме.[1]

Бифармуд, то рафт Меҳроб пеш,
Бубастанд аҳде ба оину кеш.

Ба як тахташон шод биншонданд,
Ақиқу забарҷад барафшонданд.

Сари моҳ бо афсари зарнигор,
Сари шоҳ бо тоҷи гавҳарнигор.

Биёвард пас дафтари хоста,
Ҳамон нусхаи ганҷи ороста.

Бар ӯ хонд он ганҷҳо ҳарҷӣ буд,
Ки гӯш он наёраст, гуфтӣ[2], шунуд.

Чу Сом он чунон дид, хира бимонд,
Бар он хоста номи яздон бихонд.[3]

Бирафтанд аз он ҷо ба ҷои нишаст,
Бибуданд як ҳафта бо май ба даст.

Ҳама шаҳр будӣ пуровози нӯш,
Сарои сипаҳбад биҳиште ба ҷӯш.[4]

На Золу на он моҳи беҷодалаб
Бихуфтанд як ҳафта дар рӯзу шаб.[5]

---

[1] ТПЗ — Ба Зол он гаҳе гуфт, к-«эй некбахт,
Зи яздон туро ёварӣ буд сахт.
Ки рӯят гузид ин хури пурфуруғ
Гузида гузидӣ, чӣ бояд дуруғ?»

[2] Л — гуфтан. [3] Л — б. 1626 нест. [4] Л — б. 1628 нест.

[5] ТПЗ — Або якдигар аз бас омехтан,
Бишуд гавҳар он шаб дар ангехтан.

В-аз айвон сӯи кох рафтанд боз,
Се ҳафта ба шодӣ гирифтанд соз.

Бузургони кишвар-ш бо дастбанд,
Қашиданд саф пеши кохи баланд.[1]

Сари моҳ Соми Наремон бирафт,
Сӯи Систон рӯй бинҳод тафт.[2]

Аз он пас, ки ӯ рафта буд, Зол боз
Ба шодӣ яке ҳафта бигрифт соз.[3]

Имориву болои ҳавдаҷ бисохт,
Яке маҳд то моҳро дарнишохт.

Чу Синдухту Меҳробу пайванду хеш
Раҳи Систонро гирифтанд пеш,[4]

Бирафтанд шодондилу хушманиш,[5]
Пур аз офарин лаб зи некидиҳиш.

Расиданд пирӯз дар Нимрӯз,
Ҳама[6] шоду хандону гетифурӯз.

Яке базм Сом он гаҳе соз кард,
Се рӯз андар он базм бигмоз кард.

Пас он гоҳ Синдухт он ҷо бимонд,
Худу лашкараш сӯи Қобул биронд.[7]

---

[1] ТПЗ — Бибуданд як ҳафта бо ною руд,
Або суру ҷашну хирому суруд.

[2] Л — пас аз б. 1632 ин байт омада:
Або Золу бо лашкару пилу кӯс,
Замона рикоби варо дод бӯс.

[3] Л — Аз он пас куҷо рафта буд Золи Зар,
Ба шодӣ гирифтанд ҷои падар.

[4] Л — б. 1635 нест. [5] Л — шодондил, пурманиш. [6] Л — чунон. [7] Л — б. 1638, 1639 нест;
ТПЗ — Чу Золи гаронмояи некном,
Ба коми дили хештан дид Сом.

Супурд он гаҳе Сом шоҳӣ[1] ба Зол,
Бурун бурд лашкар ба фархунда фол.

Сӯи Гургсорон, сӯи Бохтар,
Дурафши хуҷаста барафрохт сар.[2]

«Шавам-гуфт, к-он подшоҳӣ мaрост,[3]
Дилу дида бо ман надоранд рост.

Манучеҳр маншури он буму бар
Маро доду гуфто, ҳаме дору х[в]ар.[4]

Битарсам[5] зи ошӯби бадгавҳарон,
Ба вижа зи девони[6] Мозандарон.

Туро додам, эй Зол, ин тахтгоҳ,
Ҳамин подшоҳиву фарру кулоҳ[7].

Бишуд Соми Якзахму биншаст Зол,
Маю маҷлис орост фаррухҳамол.[8]

Чу Рӯдоба биншаст бо Золи Зар,
Ба сар барниҳодаш яке тоҷи зар.

---

[1] Л — замон подшоҳӣ. [2] Л — баровард пар. [3] Л — чудост. [4] Л — б. 1643 нест. [5] Л — Бипурсам. [6] Л — гурдони. [7] Л — б. 1645 нест. [8] Л — Фархундафол; Л — пас аз б. 1646 ин б. омада:

Нишаст аз бари тахти Зобул ба дод,
Ба шоҳаншаҳӣ тоҷ бар сар ниҳод.
Ҳама Кобулу Зобулу Нимрӯз,
Ба шоҳии Дастони гетифурӯз,
Чу хулди барин хурраму тоза шуд,
Зи додаш дар олам дар овоза шуд,
Ҳунарпарварони ҷаҳон сар ба сар,
Ба даргоҳи Дастон ниҳоданд сар.
Зи дониш ба наздаш фурӯзанда чоҳ.
Бараш аз ҳунар ёфтанд пойгоҳ.
Гаронмоя Дастони хусравнажод,
Зи пайванди Рӯдоба буд сахт шод,
Чунон шефта буд бари чеҳри ӯ,
Ки ҷонаш набуд тоза бе меҳри ӯ.
Басе барнаёмад бад-ин рӯзгор.
Ки то родсарв андаромад ба бор.

ГУФТОР АНДАР ЗОДАНИ РУСТАМ

Басе барнаёмад бар ин рӯзгор,
Ки озодасарв андар омад ба бор.

Баҳори дилафрӯз пажмурда шуд,
Дилаш бо ғаму ранҷ биспурда шуд.

Зи бас бор к-ӯ дошт дар андарун,
Ҳаме ронд Рӯдоба аз дида хун.[1]

Шикам сахт шуд фарбеҳу тан гарон,
Шуд он арғувонӣ рухаш заъфарон.

Бад-ӯ гуфт модар, ки «Эй ҷони мом,
Чӣ будат, ки гаштӣ чунин[2] зардфом?»

Чунин дод посух, ки: «Ман рӯзу шаб
Ҳаме баркушоям ба фарьёд лаб.

Чунон гашта бехобу[3] пажмурдаам,
Ту гӯӣ, ки ман зиндаи мурдаам.

Ҳамоно замон омадастам фароз
В-аз ин бор бурдан наёбам ҷавоз».

Чунин то гаҳи зодан омад фароз,
Ба хобу ба ором будаш ниёз.[4]

Ту гуфтӣ ба санг асташ оганда пӯст
Ва ё з-оҳан аст он ки буда дар ӯст.

Чунон шуд, ки як рӯз аз ӯ рафт ҳуш,
Аз айвони Дастон баромад хурӯш.[5]

[1] Л — б. 1649, 1650 нест. [2] Л — эдун шудӣ. [3] Л — бе зӯру.

[4] ТПЗ — Беором Синдухт аз дарди ӯй,
Гиристӣ, чу дидӣ рухи зарди ӯй.

[5] ТПЗ — Чу омад гаҳи борпардахтанӣ,
Ки гардад таносон зи нохуфтанӣ.

Хурӯшид Синдухту бишхуд рӯй,
Биканд он сияҳ гесӯи мушкбӯй.

Яко-як ба Дастон расид огаҳӣ,
Ки пажмурда шуд барги сарви саҳӣ.

Ба болини Рӯдоба шуд Золи Зар.
Пур аз об рухсору хаста ҷигар.[1]

Шабистон ҳама бандагон канда мӯй,
Бараҳна сару мӯю тар карда рӯй.

Ба дил он гаҳе Зол андеша кард,
В-аз андеша осонтараш гашт дард.[2]

Ҳамон парри Симурғаш омад ба ёд,
Бихандиду Синдухтро мужда дод.

Яке миҷмар оварду оташ фурӯхт,
В-аз он парри Симурғ лахте бисӯхт.

Ҳам андар замон тирагун шуд ҳаво,
Ба зер[3] омад он мурғи фармонраво.

Чу абре, ки борон-ш марҷон[4] бувад,
Чӣ марҷон,[5] ки оромиши[6] ҷон бувад.[7]

Бар ӯ кард Зол офарини дароз,
Сутудаш фаровону бурдаш намоз.[8]

Чунин гуфт Симурғ, к-«Ин ғам чарост,
Ба чашми ҳижабр андарун нам чарост?

---

[1] ТПЗ — Ҳаме канд мӯю ҳаме хаст даст,
Пур аз ғам ҳаме буд бар сони маст.

[2] Л — б. 1662, 1663 нест. [3] Л — Падид. [4] Л — барҷон. [5] Л — Чи бар ҷон. [6] Л — ороиш.

[7] ТПЗ — Биёмад дамон то ба наздики Зол,
Гузини ҷаҳон мурғи фархундафол.

[8] Л — б. 1668 нест.

Аз[1] ин сарви симинбари моҳрӯй,
Яке шер бошад туро[2] номҷӯй,

Ки хоки паи ӯ бибӯсад ҳижабр,
Наёрад ба сар бар гузаштан-ш абр.

В-аз овози ӯ чарми ҷангипаланг
Шавад чок-чоку бихояд ду чанг.

Ҳар он гурд, к-овози[3] кӯполи ӯй
Бубинад бару бозӯву ёли ӯй,

Зи овози ӯ андар ояд зи ҷой[4],
Дили марди ҷангии пӯлодхой.[5]

Ба гоҳи[6] хирад Соми сангӣ бувад,
Ба хашм андарун шери ҷангӣ бувад.

Ба болой сарву ба нерӯй пил,
Ба ангушт хишт афканад бар ду мил.

Наёяд ба гетӣ зи роҳи зеҳиш,
Ба фармони додори некидиҳиш.[7]

Биёвар яке ханҷари обгун,
Яке марди бинодили пурфусун.

Нахустин ба май моҳро маст кун,
Зи дил биму андешаро[8] паст кун.

Ту бингар, ки бинодил афсун кунад,
Зи сандуқ то шер берун кунад.

---

[1] Л — К — аз. [2] Л — гави. [3] Л — ҳар он бораи диз, ки. [4] Л — Ҳама андар замон андарояд зи пой?. [5] Л — намонад ба ҷой. [6] Л — Ҷои. [7] Л — яздони некидиҳиш.

ТПЗ — Бад-он т-ош бешӣ бувад хуррамӣ,
Бад-ин омадан аз раҳи мардумӣ.

[8] Л — тарси бекораро.

Бикофад[1] тиҳигоҳи сарви саҳӣ,
Набошад мар ӯро зи дард огаҳӣ.

В-аз ӯ баччаи шер берун кашад,
Ҳама паҳлуи моҳ дар хун кашад.[2]

В-аз он пас бидӯзад, кучо кард чок,
Зи дил дур кун тарсу андӯҳу бок.

Гиёҳе, ки гӯям ту бо ширу мушк,
Бикӯбу бикун ҳар се дар соя хушк.

Бисою биёло бар он хастагиш,
Бубинӣ ҳам андар замон растагиш.[3]

Бар он мол аз он пас яке парри ман,
Хуҷаста бувад сояи фарри ман.

Туро з-ин сухан шод бояд будан,
Ба пеши ҷаҳондор бояд шудан,

Ки ӯ додат ин хусравонӣ дарахт,
Ки ҳар рӯз нав бишкуфонад-т бахт.

Бад-ин кор дил ҳеҷ ғамгин мадор,
Ки шохи барумандат ояд[4] ба бор».

Бигуфту яке пар зи бозӯ биканд,
ФикандУ ба парвоз баршуд баланд.[5]

Бишуд Золу он парри ӯ баргирифт,
Бирафту бикард он чи гуфт, эй шигифт.[6]

Бар он кор наззора буд як ҷаҳон,
Ҳама дида пурхуну хаста равон,

---

[1] Л — Бикобад. [2] Л — б. 1682 нест. [3] Л — Бубинӣ ҳамон рӯз пайвастагиш. [4] Л — барумандӣ орад.

[5] Л — Бигуфт ину аз бол парре биканд,
*Бад-ӯ доду баршуд ба абри баланд.*

[6] Л — гуфту шунифт.

Фурӯ рехт аз дида Синдухт хун,
Қи кӯдак зи паҳлӯ кай ояд бурун.

Биёмад яке мӯбади чарбдаст,
Мар он моҳрухро ба май кард маст.

Бикофид беранҷ паҳлӯи моҳ,
Битобид мар баччаро сар зи роҳ.

Чунон бегазандаш бурун оварид,
Қи кас дар ҷаҳон ин шигифтӣ надид.

Яке бачча буд чун гави шерфаш,
Ба боло баланду ба дидор каш.[1]

Шигифт андар ӯ монда буд марду зан,
Қи нашнид кас баччаи пилтан.

Шабонрӯз модар зи май хуфта буд,
Зи май хафтаву дил зи хуш рафта буд.

Ҳамон захмгоҳаш[2] фурӯ дӯхтанд,
Ба дору ҳама дард[3] биспӯхтанд.

Чу аз хоб бедор шуд сарвбун,
Ба Синдухт букшод лаб бар сухун.

Бар ӯ зарру гавҳар барафшонданд,
Абар кирдигор офарин хонданд.

Мар он баччаро пеши ӯ тохтанд,
Ба сони сипеҳре барафрохтанд.

Ба якрӯза гуфтӣ, ки яксола буд,
Яке тӯдаи савсану лола буд.[4]

[1] ТПЗ — Ҳама мӯи сар сурху рӯяш чу хун,
Чу хуршеди рахшанда омад бурун,
Ду дасташ пур аз хун зи модар бизод,
Надорад касе инчунин бачча ёд.

[2] Л — дарозгоҳаш. [3] Л — дарз. [4] Л — б. 1704 нест.

Бихандид аз он бачча сарви саҳӣ,
Бидид андар ӯ фарри шоҳаншаҳӣ.[1]

Бигуфто бирастам, ғам омад ба сар,
Ниҳоданд Рустам-ш номи писар.[2]

Яке кӯдакӣ дӯхтанд аз ҳарир,
Ба болои он шери нохурдашир.

Дарун андар оганда мӯи самур,
Ба рух барнигорида ноҳиду ҳур.

Ба бозӯш бар аждаҳои далер,
Ба чанг андараш дода чанголи шер.

Ба зери каш андар гирифта синон,
Ба як даст кӯполу дигар инон.

Нишондандаш он гаҳ ба аспи саманд,
Ба гирд андараш чокарон низ чанд.

Чу шуд кор яксар ҳаме сохта,
Чунон чун бибоист пардохта.[3]

Ҳаюни таковар барангехтанд,
Ба фармонбарон бар дирам рехтанд.

Мар он сурати Рустами гурздор[4]
Бибурданд наздики Соми савор.

Яке ҷашн карданд дар гулситон,
Зи Қобулситон то ба Зобулситон.

---

[1] ТПЗ — Зи тан дур дид он гаронбандро,
Чу дид он гаронмоя фарзандро.

[2] Л — б. 1706 нест;

ТПЗ — Аз ӯ Золу Синдухт хуррам шуданд,
Бифармуд, то зиракон омаданд.

[3] Л — б. 1711, 1712 нест. [4] Л — номдор.

Ҳама дашт бо бодаву ной буд,
Ба ҳар кунҷ сад маҷлисорой буд.

Ба Қобул дарун гашт Меҳроб шод,
Ба мужда ба дарвеш динор дод.

Ба Зобулситон аз карон то карон,
Нишаста ба ҳар ҷой ромишгарон.[1]

Набуд кеҳтар аз меҳтарон бар фуруд,
Ба ҳам дарнишастанд чун[2] тору пуд.

Пас он пайкари Рустами ширхор,
Бибурданд наздики Соми савор.

Фиристода бинҳод дар пеши Сом,
Нигаҳ карду хуррам шуду шодком.[3]

Абар Соми ял мӯй бар пой хост,
«Маро монад ин парниён, — гуфт, — рост.

Агар ним аз ин пайкар ояд танаш,
Сараш абр сояд, замин доманаш».

В-аз он пас фиристодаро пеш хост,[4],
Дирам рехт, то бо сараш гашт рост.[5]

Ба шодӣ баромад зи даргоҳ кӯс,
Биёрост майдон чу чашми хурӯс.

Дар он шаҳри Сагсору Мозандарон,
Бифармуд озин карон то карон.

---

[1] Л — б. 1716, 1718 нест. [2] Л — Нишаста ба як ҷой бар. [3] Л — б. 1721 нест. [4] Л — хонд. [5] Л — Дирам бар сари ӯ ҳаме барфишонд; ТПЗЛ — Биёрост ҷашне, ки хуршеду моҳ
Назора шуданд андар он ҷашнгоҳ*.

*Л—базмгоҳ.

Май оварду ромишгаронро бихонд,
Ба хоҳандагон-бар дирам барфишонд.

Чу як ҳафта бугзашт з-он гуна кор,
Нависанда биншонд он номдор.[1]

Пас он номаи Зол посух набишт,
Биёрост чун марғузори биҳишт.

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
Бад-он шодмон гардиши рӯзгор.

Сутудан гирифт он гаҳе Золро,
Худованди шамшеру кӯполро.

Пас омад бад-он пайкари парниён,
Ки ёли ялон дошту фарри каён.

Бифармуд, к-ӯро[2] чунон арҷманд
Бидоред, к-аз дам наёбад газанд.[3]

Нийиш ҳаме кардам андар ниҳон,
Шабу рӯз бо[4] кирдгори ҷаҳон,

Ки рӯзе бубинад[5] ҷаҳонбини ман,
*Зи тухми ту пуре[6] бар оини ман.*

Кунун шуд марову туро пушт рост,
Набояд ҷуз аз[7] зиндагониш хост.

Фиристода омад чу боди дамон,
Бари Золи равшандилу шодмон.

Бад-ӯ гуфт як-як зи шодии Сом,
Ки чун худ барафрохт ин некном.

[1] Л — б. 1725—1728 нест. [2] Л — к-инро. [3] И — б. 1515—1738 нест. [4] Л — Аз ин бахшиши. [5] Л — Яке зинда бинад. [6] Л — гурде. [7] Л — ба ҷуз.

Пас он гоҳ нома бари Золи Зар
Ниҳоду бад-у дод панди падар.[1]

Чу бишнид[2] Зол ин суханҳои нағз,
Ба дил гашт хуррам гави покмағз.[3]

Ба шодиш бар шодмонӣ фузуд,
Барафрохт гардан ба чархи кабуд.

Ҳаме гашт аз он гуна бар сар ҷаҳон,
Бараҳна шуд он розҳои ниҳон.[4]

Ба Рустам ҳаме дод даҳ доя шир,
Ки нерӯи мард асту сармоя шир[5].

Чу аз шир омад сӯи хӯрданӣ,
Шуд аз нону аз гушт парварданӣ.

Будӣ панҷ марда мар ӯро хвариш,
Бимонданд мардум аз он парвариш.[6]

Чу Рустам бипаймуд болои ҳашт,
Ба сони яке сарви озода гашт.

Чунон шуд,[7] ки рахшон ситора шавад[8],
Ҷаҳон бар ситора назора шавад.[9]

Ту гуфтӣ, ки Соми ял астӣ ба ҷой,
Ба болову фарҳангу дидору рой.[10]

---

[1] Л — б. 1737—1739 нест; И — б. 1738, 1739 нест. [2] Л — бархонд. [3] Л — Ки равшан равон андароянд ба мағз.

[4] Л — Ҳаме гашт чанде бар ӯ бар ҷаҳон,
Гаҳе ошкоро, гаҳе дар ниҳон.

[5] ТПЗ — Куҷо мешуд он шери пурмоя сер. [6] Л — 1745 нест. [7] Л — буд. [8] Л — бувад. [9] Л — бувад.

[10] ТПЗ — Ҳунар худ бад-ӯ будаш омӯзгор,
Ки худ буд ёригараш рӯзгор.

### ОМАДАНИ СОМ БА ДИДАНИ РУСТАМ

Чу огоҳӣ омад ба Соми далер,
Ки шуд пури Дастон ба кирдори шер,

Кас андар ҷаҳон кӯдаки норасид,
Бад-ин шермардиву гурдӣ надид.

Биҷунбид мар Сомро дил зи ҷой,
Ба дидори он кӯдак омад-ш рой.

Сипаҳро ба солори лашкар супурд,
Бирафту ҷаҳондидагонро бибурд.

Чу меҳраш сӯи пури Дастон кашид,
Сипаҳро сӯи Зобулистон кашид.

Чу Дастон шуд огоҳ,[1] барбаст кӯс,
Зи лашкар замин гашт чун обнӯс.

Худу гурд Меҳроби кобулхудой,
Пазира шуданро ниҳоданд рой.

Бизад мӯҳра бар ҷому бархост ғав,
Баромад зи ҳар ҷо деҳу дору рав.

Яке лашкаре кӯҳ то кӯҳ мард,
Сипар дар сипар бофта сурху зард.[2]

Хурӯшидани тозиаспону пил,
Ҳаме рафт овоз бар панҷ[3] мил.

Яке жандапиле биёростанд,
Бар ӯ тахти заррин биперостанд.

Нишаст аз бари тахти зар пури Зол,
Або[4] қомати сарву бо китфу ёл.

---

[1] ИЛ — Чу Зол огаҳӣ ёфт. [2] Л — Замин қиргуну ҳаво лоҷвард.
[3] Л — то чанд; И — бар чанд. [4] Л — Бад-он.

Ба сар бар-ш тоҷу камар бар миён,
Сипар пешу дар даст тиру камон[1].

Чу аз дур Соми ял ӯро бидид,
Сипаҳро дурӯя рада баркашид.

Фуруд омад аз асп Меҳробу Зол,
Бузургон, ки буданд бисьёрсол.

Яко-як ниҳоданд сар бар замин,
Абар Соми ял хонданд[2] офарин.

Чу гул чеҳраи Соми ял баршукуфт,
Чу фарзандро дид бо ёлу суфт.

Чу бар пил бар баччаи шер дид,
Бихандиду шодон дилаш бардамид.[3]

Чунонаш або пил пеш оварид,
Нигаҳ карду бо тоҷу тахташ бидид.

Яке*[1] офарин кард Соми далер,
Ки: «Таҳмо, хижабро, бизӣ шод дер!»[4]

Бибӯсид Рӯстам-ш тахт, эй шигифт,
Ниёро яке нав ситоиш гирифт.[5]

---

[1] Л — Сипаҳ пешу дар даст гурзи гарон;
ТПЗ — Чу Меҳробу чун Зол дар пеши пил,
Зи гард ин ҷаҳон, гашта ҳамранги Нил,
Рухи Рустами Зол з-он гард боз,
Ҳаме тофт чун офтоб аз фароз.

[2] И — Сом мехонданд; Л — Гирифтанд бар Соми Ял.

[3] ТПЗ — Нигаҳбони Рустам бад-он рою соз,
Чу шуд назди Соми яли сарфароз.

[4] ТПЗ — Далеро, гаво, пури Золо, шаҳо,
Сарафрози тоҷо, баландахтаро!
Туро он ситоиш бас андар ҷаҳон,
Ки чун ту бурун н-омадӣ аз нихон.

[5] ТПЗ — Чунин гуфт бо паҳлавон пури Зол,
Чу дидаш абар пил бо китфу ёл.

*[1] М — Бад-ӯ.

Ки: «Эй паҳлавони ҷаҳон, шод бош,
Чу шохи туам ман, ту бунёд бош.[1]

Яке бандаам паҳлавон[2] Сомро,
Нашоям хӯру хобу оромро.

Ҳаме аспу[3] зин хоҳаму диръу худ,
Ҳаме тири[4] новак фиристам дуруд.

Сари душманонро супорам ба пой,
Ба фармони додори бартархудой.[5]

Ба чеҳри ту монад ҳаме чеҳраам,
Магар чун[6] ту бошад ҳаме заҳраам».

Ва-з он пас фуруд омад аз пили маст,
Сипаҳдор бигрифт дасташ ба даст.

Ҳаме бар сару чашми ӯ дод бӯс,
Фурӯ монда[8] бар ҷой пилону кӯс.

Ба Гӯроба он гаҳ[9] ниҳоданд рӯй,
Ҳама роҳ шодону пургуфтугӯй.

Ҳама коххо тахти заррин ниҳод,
Нишастанду хӯрданду буданд шод.

Баромад бар ин-бар яке моҳпён,
Ба ранҷе набастанд як тан[10] миён.

Ҳаме хӯрд ҳар кас ба овози[11] руд,
Ҳаме гуфт ҳар кас ба шодӣ[12] суруд.

Яке[13] гӯшаи тахт Дастон нишаст,
Дигар сӯй Рустам амуде ба даст.

---

[1] И — б. 1770 нест. [2] Л — номвар. [3] Л — пушти. [4] Л — Ба тиру ба. [5] Л — б. 1773 нест. [6] И — ба сони. [7] Л — Чунон чун ту бошад дилм. [8] ИЛ — монд. [9] Л — Сипаҳ ронданду; ТП — Пас он гоҳ ба айнон. [10] Л — рузе. [11] Л — бода ба овон. [12] Л — ҳар як қаёни. [13] ИЛ — Ба як.

Ба пеш андарун Соми кайҳонкушой[1],
Фурӯ ҳишта аз тоҷ парри ҳумой.

Ба Рустам ниё дар шигифте бимонд,
Бар ӯ ҳар замон номи яздон бихонд.

Бад-он бозуву ёлу он қадду[2] шох,
Миён чун қалам, синаву бар фарох.

1785 Ду ронаш чу рони ҳаюнон ситабр.
Дили шеру нерӯи бабру ҳижабр.

Бад-ин хуб рӯю бад-ин* фарру ёл,
Ба гетӣ набошад кас ӯро ҳамол.[3]

Ба Зол он гаҳе гуфт: бо сад нажод
Бипурсӣ, кас инро надорад ба ёд.

Ки кӯдак зи паҳлу бурун оваранд,
Бад-ин некӯӣ чора чун оваранд.

Ба Симурғ бодо ҳазор офарин,
Ки эзад варо раҳ намуд андар ин.

1790 Бад-ин шодмонӣ кунун май хварем
Ба май ҷони андӯҳро бишкарем.

Сипанҷ аст гетӣ пур аз ою рав,
Куҳан шуд яке, дигар оранд нав.

Ба май даст бурданду мастон шуданд,
Зи Рустам сӯи ёди Дастон шуданд.

Ҳаме хӯрд Меҳроб чандин набид,
Ки ҷуз хештанро ба гетӣ надид.[5]

---

[1] ИЛ — гетикушой. [2] Л — бурзу болову. [3] Л — б. 1785, 1786 ст. [4] Л — б. 1789—1790 нест. [5] Л — б. 1793 нест. *[1] хубрӯиву ин.

Ҳаме гуфт н-андешам аз Золи Зар,
На аз Сому аз шоҳи бо тоҷу фар.

Ману Рустаму аспи шабдизу теғ,
Наёрад ба мо соя густард меғ.[1]

Кунам зинда[2] оини Заҳҳокро,
Ба пай мушки соро кунам хокро.

Бисозам кунун ман зи баҳраш салеҳ,[*1]
Ҳаме гуфт чунин зи роҳи мазеҳ.[3][*2]

Пур аз ханда гашта лаби Золу Сом,
Зи гуфтори Меҳроби дилшодком.

Сари моҳи нав ҳурмуз аз меҳрмоҳ,
Бад-он тахти фархунда бугзид роҳ.

Бисозид Сому бурун шуд ба дар,
Яке манзиле Зол шуд бо падар.

Ҳаме рафт бар пил Рустам дижам,
Ба падруд кардан ниёро ба ҳам.[4]

Чунин гуфт мар Золро, к-«Эй писар,
Нигар, то набошӣ ҷуз аз[5] додгар.

Ба фармони шоҳон дил ороста,
Хирадро гузин карда бар хоста.

Ҳамасола баста ду даст аз бадӣ,
Ҳамарӯза ҷуста раҳи эзадӣ.

---

[1] И — б. 1795 нест; Л — б. 1795 ин б. омада:

Зи бозуи ӯ тоза шуд рӯзи ман,
Ҳамон ахтари оламфурӯзи ман.
Кӣ дорад ба гетӣ кунун пои ӯ,
Ҳамон чеҳраи гетиорои ӯ?

[2] Л — тоза. [3] Л — б. 1797 нест.

[2] Л — тоза. [3] Л — б. 1797 нест.

[4] ТПЗ — Мижа кард Соми Наремон пуроб,
Ки умраш ба зардӣ расонд офтоб.

[5] Л — ба ҷуз. [*1] М — силоҳ. [*2] М — баҳри мазоҳ.

Чунон дон, ки бар кас намонад ҷаҳон,
Яке боядат ошкору ниҳон.

Бар ин панди ман бошу магзар аз ин,
Ба ҷуз бар раҳи рост маспар замин.[1]

Ки ман дар дил эдун[2] гумонам ҳаме,
Ки ояд ба тангӣ замонам ҳаме.

Ду фарзандро кард падруду гуфт,
Ки ин пандҳоро набояд нуҳуфт».

Баромад зи даргоҳи Зобул дарой[3]
Зи пилон хурӯшидани каррной.

Забон чарбгӯю[4] дил озармҷӯй,
Сипаҳбад сӯи бохтар кард рӯй.

Бирафтанд бо ӯ ду фарзанди ӯй,
Пур аз об рух, дил пур аз панди ӯй.

Се манзил бирафтанду гаштанд боз,
Кашид он сипаҳбад ба роҳи дароз.

В-аз он рӯй Золи сипаҳбад зи роҳ
Сӯи Систон бурд боз он сипоҳ.[5]

Шабу рӯз бо Рустами шермард
Ҳаме кард шодӣ, ҳаме бода х (в) ард.

---

[1] Л — б. 1805, 1806 нест. [2] Л — акнун. [3] Л — Ҳамон гаҳ баромад зи пардасарой. [3] Л — гармгӯю; И — пандгӯю.

[5] ТПЗИ — Чунон ҳам ки буду ба оини разм,
Чунон чун бувад дархури сози базм*.

[6] Л — Ҳаме кард нахчиру ҳам бода; И — Ҳаме бодаи софу рангин.

*И—шоҳбазм.

## ҚУШТАНИ РУСТАМ ПИЛИ САПЕДРО

Чунон буд, ки як рӯз бо дӯстон,
Ҳаме бода хӯрданд дар бӯстон.

Хурӯшанда гашта дили зеру бам,
Шуда шодмон номдорон ба ҳам.

Маи лаългунро ба ҷоми булӯр,
Бихурданд, то дар сар афтод шӯр.

Чунин гуфт фарзандро Золи Зар,
Ки: «Эй номвар, пури хуршедфар,

Далеронтро хилъату ёра соз,
Қасоне[1] ки бошанд гарданфароз».[2]

Бубахшид Рустам зару хоста,
Басе тозиаспони[3] ороста.

В-аз он пас пароканда гашт[4] анҷуман,
Басе хоста ёфта тан ба тан.

Сипаҳбад ба сӯи шабистони хеш
Биёмад бар он сон, ки буд расму кеш,

Таҳамтан ҳам эдун сараш пуршароб,
Биёмад гурозон сӯи ҷои хоб.

Бихуфту ба хоб андаромад сараш,
Баромад хурӯшидане аз дараш.

---

[1] ИЛ — касеро.

[2] ТПЗ — Чу бишнид Рустам зи боб ин сухан,
Бад-он номдорон, ки буд анҷуман.

[3] ИЛ — Зи хубону аспони. [4] И — шуд.

Ки пили сапеди сипаҳбад зи банд
Раҳо гашту омад ба мардум газанд.[1]

Чу з-он гуна гуфтораш омад ба гӯш,
Далериву тундӣ дар ӯ кард ҷӯш.

Давон гашту гурзи ниё баргирифт,
Бурун омадаиро раҳ андаргирифт.

Касоне, ки буданд бар даргаҳаш,
Ҳаме баста карданд бар вай раҳаш.[2]

Ки аз бими испаҳбади номвар,
Чӣ гуна кушоем пеши ту дар?

Шаби тираву пили часта зи банд,
Ту берун шавӣ, кай бувад ин писанд?

Таҳамтан шуд ошуфта аз гуфтанаш,
Яке мушт зад бар сару гарданаш.

Бар он сон, ки шуд сар-ш монанди гӯй,
Сӯи дигарон андаровард рӯй.

Рамиданд аз он паҳлави номвар,
*Диловар биёмад ба наздики дар.*

Бизад гурзу бишкаст занҷиру банд,
Чунон чун[3] аз он номвар буд писанд.

Бурун омад аз дар ба кирдори бод,
Ба гардан бараш гурзу сар пур зи дод.[4]

Ҳаме рафт тозон сӯи жандапил,
Хурӯшанда монанди дарьёи Нил.

---

[illegible] — пас аз б. 1825 ин б. омада:

Дару кӯю барзан ба ҷӯш омадаст.
Зи масти чунин сахткуш омадаст.
Таҳамтан зи хоб андаромад чу бод,
Зи мардум бипурсиду карданд ёд.

[2] ТПЗ — Чу солори парда сипаҳбад бидид,
Раҳо карданаш хеч гуна надид.

[3] [illegible] — захм. [4] ИЛ — Ба даст андараш гурзу сар пур зи бод.

Нигаҳ кард кӯҳе хурӯшанда дид,
Замин зери ӯ деги[1] ҷӯшанда дид.

Рамон дид аз ӯ номдорони хеш,
Бар он сон, ки бинад рухи гург меш.

Таҳамтан яке наъра зад ҳамчу шер,
Натарсиду омад бари ӯ далер.

Чу пили даманда мар ӯро бидид,
Ба кирдори кӯҳе бари ӯ давид.[2]

Баровард хартум пили жиён,
Бад-он то ба Рустам расонад зиён.

Таҳамтан яке гурз зад бар сараш,
Ки хам гашт болои кӯҳпайкараш.

Биларзид бар худ кӯҳи Бестун,
Ба захме бияфтод хору забун.

Бияфтод пили даманда зи пой,
Таҳамтан биёмад сабук боз ҷой.

Бихуфту чу хуршед аз ховарон
Баромад ба сони рухи дилбарон.

Ба Зол огаҳӣ шуд, ки Рустам чӣ кард,
Зи пили даманда баровард гард.

Ба як гурз бишкаст гардан-шро,
Ба хок андар афканд мар тан-шро.

Сипаҳбад чу бишнид з-ин сон сухун,
Ки чун буд кирдор з-оғозу бун.[3]

Бигуфто дареғ аз чунон[4] жандапил,
Ки будӣ хурӯшон чу дарьёи Нил,

---

[1] ИЛ — пок. [2] И — б. 1840 нест. [3] Л — б. 1847, 1848 нест. [4] Л — дареғо.

Басо размгоҳо, ки он пили маст
Ба ҳамла сипаҳ пок барҳам шикаст.

Агарчӣ ки[1] дар размпирӯзгар
Будӣ беҳ аз ӯ Рустами Золи Зар,[2]

Бифармуд, то Рустам омад бараш,
Бибӯсид бо даст ёлу сараш.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй баччаи наррашер,
Баровардa чанголу гашта далер,

Бад-ин кӯдакӣ нест ҳамтои ту,
Ба фарру ба мардиву болои ту.

Қунун пештар з-он ки овози ту,
Барояд в-аз он бигсилад рози[3] ту,

Ба хуни Наремон[4] миёнро буданд,
Бирав тозиён то ба кӯҳи Сипанд.[5]

Ҳисоре бубинӣ сар андар саҳоб,
Ки бар вай напаррид паррон уқоб.

Чаҳор аст фарсанг болои ӯ,
Ҳам эдун чаҳор аст паҳнои ӯ.

Пур аз сабзаву обу динору зар,
Басе андар ӯ мардуму ҷонвар.

Дарахтони бисьёру бо киштварз,
Қасе худ надидаст аз ин гуна марз.[7]

---

[1] ИЛ — Агар чанд. [2] Л — Аз ӯ беҳ будӣ Рустами номвар. [3] Л — гози. [4] И — хӯи бузургон.

[5] ТПЗ — Ҳисоре зи сангест болои кӯҳ,
Пур аз сабзаву обу дур аз гурӯҳ.

[6] ИЛ — Яке кӯҳ бинӣ. [7] И — б. 1859, 1860 нест.

Зи ҳар пешакору зи ҳар мевадор
Дар ӯ офаридаст парвардигор.

Яке роҳ бар вай даре сохтанд,
Ба сони сипеҳре барафрохтанд.

Наремон, ки гӯй аз далерон бибурд,
Ба фармони шоҳ Офаридуни гурд,

Ба сӯи Ҳисор андаровард[1] пой,
Дар он роҳ аз ӯ гашт пардахта ҷой,

Шабу рӯз budӣ ба разм андарун,
Ҳам эдун гаҳе чора гоҳе фусун.[2]

Бимонд андар он разм, соле фузун,
Сипаҳ андаруну сипаҳбад бурун.[3]

Саранҷом санге бияндохтанд.
Ҷаҳонро зи паҳлав бипардохтанд.

Сипаҳ бе сипаҳдор гаштанд боз,
Ба наздикии[4] шоҳи гарданфароз.

Чу огоҳӣ омад ба Соми далер,
Ки шери диловар шуд аз разм[5] сер,

Хурӯшиду бисьёр зорӣ намуд,
Ҳаме ҳар замон нолае барфузуд,

Ба як[6] ҳафта мебуд[7] бо сӯгу дард,
Сари[8] ҳафта паҳлав сипаҳ гирд кард.

Ба сӯи ҳисори диж андаркашид,
Биёбону бераҳ[9] сипаҳ густарид[10]

---

[1] Л — Ҳисораш даровард. [2] И — б. 1865 нест. [3] Л — 1866 нест.
[4] ИЛ — Ҳазимат бари. [5] Л — беша. [6] ИЛ — яке. [7] Л — будан
[8] И — Паси. [9] Л — бора. [10] И — Ба поёни бора сипаҳ баркашид

Нишаст андар он ҷо басе солу моҳ,
Сӯи бораи диж надонист роҳ.

Зи дарвозаи диж яке тан бурун
Наёмад ҳам эдун[1] нарафт[2] андарун,

Ки ҳоҷат набуд-шон ба як парри[3] коҳ,
Агарчӣ ки раҳ баста шуд[4] солу моҳ.

Саранҷом навмед баргашт Сом,
Зи хуни падар норасида ба ком.

Туро, эй писар, гоҳ омад кунун,
Ки созӣ яке чорае пурфусун.

Равӣ шоддил бо яке корвон,
Бад-он сон, ки нашносадат дидбон.

Тани худ ба кӯҳи Сипанд афканӣ,
Буну[5] бехи он бадрагон барканӣ,

Ки акнун надонад касе номи ту,
Зи рафтан бароянд магар коми ту.

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки: «Фармон кунам,
Мар ин дардро зуд дармон кунам».

Бад-ӯ гуфт Зол, «Эй писар ҳуш дор,[6]
Ҳар он ч-ат бигуям, зи ман гӯш дор.[7]

Баророй тан чун тани сорвон,
Шутур хоҳ аз дашт як корвон.

Ба пушти шутур-бар[8] намак дору бас,
Чунон рав, ки нашносадат ҳеҷ кас,

---

[1] Л — буруну. [2] Л — Нашуд. [3] И — барги. [4] ИЛ — Агарчанд дар баст буд. [5] Л — Тану; И — Бару. [6] ИЛ — гӯшгир. [7] ИЛ — дарпазир. [8] ИЛ — Ба бори шутур дар.

Ки бори намак ҳаст он ҷо азиз,
Ба қимат аз он беҳ надоранд чиз.

Чу бошад ҳисори гарон бар дараш,
Бувад бе намакшон хӯру парвараш.

Чу бинанд бори намак ногаҳон,
Пазира давандат[1] кеҳону меҳмон.[2]»

### РАФТАНИ РУСТАМ БА КӮҲИ СИПАНД

Чу бишнид Рустам, баророст кор,
Бар он сон, ки буд дархӯри корзор.

Ба бори намак-дар ниҳон кард гурз,
Барафрохта паҳлавон ёлу бурз.

Зи хешон тане чанд бо худ[3] бибурд,
Қасоне, ки буданд ҳушьёру[4] гурд.

Ба бори шутур — дар салеҳи гавон[5]
Ниҳон кард он номвар паҳлавон.

Лаб аз чораи хеш дар ханд-ханд,
Чунин тозиён то ба[6] кӯҳи Сипанд[7]

Расиду зи кӯҳ дидбонаш бидид,
Ба наздики солори меҳтар давид.

Чунин гуфт, к-«Омад яке корвон,
Ба пеш андарунанд басе сорвон.[8]

---

[1] Л — барандат. [2] И — б. 1886 нест. [3] Л — басе паҳлавон.
[4] И — бедору. [5] Л — салоҳи гарон. [6] И — то ба наздики.

[7] Л — Биёмад бад-ин сон ба кӯҳи Сипанд,
Ҷаҳонпаҳлавон Рустами зӯрманд.

[8] И — Ба наздики он меҳтари кордон.

Гумонам, ки бошад намак борашон,
Агар пурсадам меҳтар аз корашон».

Фиристод меҳтар якеро дамон[1]
Ба наздикии меҳтари[2] корвон.

Бад-ӯ гуфт:«Бингар, ки то чист бор,
Биёву маро огаҳӣ деҳ зи кор».

Фурӯд омад аз диж фиристода мард,
Бари Рустам омад ба кирдори гард.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари корвон,
Маро огаҳӣ деҳ зи бори ниҳон.

Бад-он то ба наздики меҳтар шавем,
Бигӯему гуфтори ӯ бишнавем».

Ба посух чунин гуфт Рустам бад-ӯй,
Ки: «Рав назди он меҳтари номҷӯй,

Ҳамин гӯяш аз гуфтаҳо як ба як,
Ки дар борамон аст яксар намак».

Фиристода баргашту омад фароз,
Ба наздики он меҳтари сарфароз.

«Яке корвон аст,— гуфто,— тамом,
Намак бор доранд, эй некном».

Чу бишнид меҳтар баромад зи ҷой,
Лабаш гашт хандону шодифизой.

Бифармуд, то дар кушоданд боз,
Бад-он то шавад карвон бар фароз.

Чу огоҳ шуд Рустами ҷангҷӯй,
Зи пастӣ ба боло ниҳоданд рӯй.

[1] И — яке кордон. [2] И — Ба наздики солори он.

Чу омад ба наздики дарвоза танг,
Пазира шудандаш ҳама бедиранг.

Чу Рустам ба наздики меҳтар расид,
Замин бӯс кард, офарин густарид.

Зи бори намак бурд пешаш басе,
Ҳаме офарин хонд бар ҳар касе.

Бад-ӯ гуфт меҳтар, ки: «Ҷовид бош,
Чу тобанда моҳу чу хуршед бош!

Пазируфтаму низ дорам сипос,
Аё некдил пури яздоншинос»![1]

Даромад ба бозор марди ҷавон,
Биёвард бо хештан корвон.

Зи ҳар сӯ бар ӯ гирд шуд анҷуман,
Чи аз хурдкӯдак, чи аз марду[2] зан.

Яке дод ҷома, яке зарру сим,
Хариданду бурданд бетарсу бим.

Чу шаб тира шуд, Рустами тезчанг
Баророст бо номдорон ба ҷанг.

Сӯи меҳтари бора овард рӯй,
Паси ӯ далерони пархошҷӯй.

Чу огоҳ шуд кӯтволи ҳисор,
Баровехт бо Рустами номдор.

Таҳамтан яке гурз зад бар сараш,
Ба зери замин шуд, ту гуфтӣ, бараш.

---

[1] Л — Аё некдил марди некишинос. [2] Л — Кӯдакону чи марду чи.

Ҳама мардуми диж хабар ёфтанд,
Сӯи размн бадхоҳ биштофтанд.

Шаби тираву теғ рахшон шуда,
Замин ҳамчу лаъли Бадахшон шуда

Зи бас дору гиру зи бас мавҷи хун,
Ту гуфтӣ, шафақ з-осмон шуд нагун.

Таҳамтан ба теғу ба гурзу каманд
Сарони далерон саросар биканд.

Чу хуршед аз парда боло гирифт.
Ҷаҳон аз сурӣ то сурайё гирифт.

Ба диж-дар яке тан набуд, з-он гурӯҳ,
Чи кушта, чи аз захм гашта сутӯҳ.

Далерон ба ҳар гӯша биштофтанд,
Бикуштанд мар ҳар киро ёфтанд.

Таҳамтан яке хона аз хорасанг
Бароварда дид андар он ҷои танг.

Яке дар зи оҳан бар ӯ сохта,
Муҳандис бар он гуна пардохта.

Пас онгаҳ сӯи хона бигзорд пой.
Бизад гурзу бифканд дарро зи ҷой,

Яке гунбаде дид афрошта.
Ба динор сар то сар анбошта.

Фурӯ монд Рустам чу з-он гуна дид,
Зи роҳи шигифтӣ лаб андар газид.

Чунин гуфт бо номвар саркашон,
Қ-«Аз ин гуна ҳаргиз кӣ дорад нишон?

Ҳамоно ба кон андарун зар намонд,
Ба дарьё дарун низ гавҳар намонд.

Ки эдун ҳамеша зар овардаанд,
Бад-ин ҷойгаҳ дар бигустурдаанд.[1]»

ФИРУЗИНОМА НАВИШТАНИ РУСТАМ БА ЗОЛ

Яке нома бинвишт назди падар,
Зи кору зи кирдори худ сар ба сар.

Нахуст офарин бар худованди ҳур,
Худованди мору худованди мӯр.

Худованди Ноҳиду Баҳрому Меҳр,
Худованди ин баркашида сипеҳр.

В-аз ӯ офарин бар сипаҳдор Зол,
Яли зобулӣ, паҳлави беҳамол.

Панохи гавон, пушти эрониён,
Фарозандаи*[1] ахтари коваён.

Нишонанда шоҳу ситонанда гоҳ,
Равон гашта фармон-ш чун ҳуру[2] моҳ.

Ба фармон расидам ба кӯҳи Сипанд,
Чӣ кӯҳе, ба сони сипеҳри баланд.

---

[1] ТПЗ — Чу бигрифт он бораи устувор
Яке базмгаҳ сохт чун навбаҳор.

[2] Л — фармон-т бар мӯру;
ТПЗ — Сарафрозу гарданкашу пилтан,
Сазовори ҳар шаҳру ҳар анҷуман.
Худованди нерӯву фарзонагӣ,
Нигаҳдори гетӣ ба мардонагӣ.
Бимонод ҷовид он номвар,
Ҳамон тахту тоҷу кулоҳу камар.

*[1] М — Фурӯзандаи.

Ба поёни он кӯҳ фурӯд омадам,
Ҳамон гаҳ зи меҳтар дуруд омадам.

Ба фармони меҳтар бароростам,
Баромад бар он сон, ки ман хостам,

Шаби тира бо номдорони чанг,
Ба диж дар якеро надодам[1] диранг.

Чи кушта, чи хаста, чи бигрехта,
Зи тан созӣ кина фурӯ рехта.

Ҳамоно, ки харвор понсад ҳазор
Бувад нуқраи хому зарри аёр.

Зи пӯшидaниву зи густурданӣ,
Зи ҳар чиз, к-он бошад оварданӣ.

Ҳамоно шумораш надонад касе,
Зи моҳу зи рӯз ар шуморад басе.

Кунун то чӣ фармон диҳад паҳлавон,
Ки фархундапай[2] боду равшанравон».

Фиристода омад чу боди дамон,
Расонид нома бари паҳлавон.

Сипаҳбад чу нома фурӯ хонд гуфт,
Ки: «Бо номвар офарин бод чуфт»!

Зи мужда чунон шод шуд паҳлавон,
Ту гуфтӣ, ки хоҳад шуд аз сар чавон.[3]

Яке посухӣ нома афканд бун,
Бад-ӯ-дар зи ҳар дар*[14] фаровон сухун.[4]

---

[1] Л — Бурун рафтам аз чо накардам. [2] ИЛ — Фарҳундатан.
[3] Л — б. 1951, 1952 нест. [4] Л — Набишта бар ӯ-дар.
[5] ТПЗ — Яке нома чун бӯстони биҳишт,
Ту гуфтӣ, ки дорад зи анбар сиришт.
*[1] М — Бигуфт андар ӯ-дар.

Сари нома кард офарини худой,
Дигар гуфт, к-«Он номаи дилкушой.

Ба пирӯзбахтӣ фурӯ хондам
Зи шодӣ бар ӯ ҷон барафшондам.

Зи ту буд[1] шоиста чунин[2] набард,
Бад-ин кӯдакӣ коркарде чу мард[3]

Равони Наремон барафрӯхтӣ,
Ҳама душманони варо сӯхтӣ.

Аз уштур ҳамоно ҳазорон ҳазор
Ба наздат фиристодам аз баҳри бор.

Чу нома бихонӣ, сабук барнишин,
Ки бе рӯи ту ҳастам андӯҳгин.

Шутур бор кун, з-он чи бошад гузин,
Пас он гаҳ ба диж барзан оташ ба кин».

Чу нома ба наздики Рустам[4] расид,
Фурӯ хонду з-ӯ шодмонӣ гузид.

Зи ҳар чиз, ки он буд шоистатар,
Зи мӯҳру зи теғу кулоҳу камар,

Ҳам аз лӯълӯву гавҳари шоҳвор,
Ҳам аз дебаи Чин саросар нигор,

Гузиду фиристод зӣ паҳлавон,
Ҳаме шуд ба роҳ андарун корвон.

Ба кӯҳи Сипанд андар оташ фиканд,
Ки дудаш баромад ба чархи баланд.

---

[1] Л — пури. [2] И — хуб он. [3] И — Туро офарини, эй хашинормард.
[4] ИЛ — Таҳамтан.

В-аз он чой баргашт дил шодмон,
Ҳаме шуд ба раҳ-бар чу боди дамон.[1]

Чу огоҳ шуд паҳлави Нимрӯз,
Ки омад сипаҳдори гетифурӯз,

Пазира шуданро биёростанд,
Ҳама кӯю барзан бипеtogether

Баромад хурӯшидани каррной,
Ҳамон санҷи бо бӯқу ҳиндидарой,[2]

Ва-з он ҷо ба айвони Дастони Сом
Биёмад сипаҳдори ҷӯяндаком.

Ба наздики Рӯдоба омад писар,
Ба хидмат ниҳод аз бари хок сар.

Бибӯсид модар ду ёлу бараш,
Ҳаме офарин хонд бар пайкараш.

Сипаҳдор фарзандро дар канор
Гирифту бифармуд кардан нисор.

НОМАИ ЗОЛ БА СОМ

Ба мужда ба наздики Соми савор.
Фиристод нома яли номдор.

Ба нома дарун сар ба сар неку бад[3]
Намудаш бар он паҳлави пурхирад.[4]

Фиристод бо нома ҳадья басе,
Ба назди сипаҳдор кардаш гусӣ.

---

[1] Л — Ниҳода сари хеш зӣ паҳлавон.

[2] ТПЗЛИ — Ҳаме шуд ба роҳ андарун Золи Зар,
Шитобон ба дидори фаррухписар.
Таҳамтан чу руи сипаҳбад бидид,
Фурӯд омаду офарин густарид.

[3] Л — ёд кард. [4] Л — Зи кирдори он баччаи шермард.

Чу нома бари Соми Найрам расид,
Зи шодӣ рухаш ҳамчу[1] гул бишкуфид.

Биёрост базме чу хуррам баҳор,
Зи бас шодмонӣ гави номдор.

Фиристодаро хилъату ёра дод,
Зи Рустам басе достон кард ёд.

Набишт он гаҳе посухи нома боз,
Ба наздики фарзанди гарданфароз.

Ба нома дарун гуфт к-«Аз наррашер
Набошад шигифтӣ, ки[2] бошад далер.

Ҳамон баччаи шери нохӯрда шир,
Ситонад ҳаме мӯбаде тезвир.

Мар ӯро дарорад миёни гурӯҳ,
Чу дандон барорад, шавад з-ӯ[4] сутуҳ,

Абс он ки дидаст пистони мом,
Ба хуи падар бозгардад тамом.

Аҷаб нест аз Рустами номвар,[5]
Ки дорад далерӣ чу Дастон-падар,[6]

Ба[7] ҳангоми гурдиву кундоварӣ[8].
Ҳаме шер хоҳад аз ӯ ёварӣ».[9]

Чу нома ба мӯҳр андаровард гурд,
Фиристодаро хонду ӯро супурд.

Фиристода омад бари Золи Зар,
Або хилъату номаи номвар.

---

[1] Л — дили ӯ чу. [2] Л — чу. [3] ИЛ — мӯбади. [4] Л — з-он. [5] Л — номдор. [6] Л — Ки дорад падар ҳамчу Золи савор. [7] Л — Ки. [8] Л — киноварӣ. [9] Л — доварӣ.

Аз ӯ шодмон шуд дили паҳлавон,
Зи кирдори он[1] наврасида ҷавон.

Ҷаҳон з-ӯ пуруммед шуд яксара,
Зи рӯи замин то ба бурҷи бара.

Кунун аз Манучеҳр гӯям сухан,
В-аз он шоҳи пурмеҳр ҷӯям сухан.

Чӣ андарз кардаш писарро нигар,
Ба ҳангоми рафтан шаҳи додгар.[2]

АНДАРЗ КАРДАНИ МАНУЧЕҲР
ПИСАРАШРО

Чу соли Манучеҳр[3] шуд бар ду шаст,
Зи гетӣ ҳаме бори рафтан бубаст.

Ситорашиносон бари ӯ шуданд,
Ҳаме з-осмон достонҳо заданд.

Надиданд рӯзаш кашидан дароз,
Зи гетӣ ҳаме гашт боист боз.

Бидоданд з-он рӯзи талх огаҳӣ,
Ки: «Тира шавад фарри шоҳаншаҳӣ.

Гаҳи рафтан омад ба дигар сарой,
Магар пеши яздон беҳ ояд-т ҷой.

Нигар, то чӣ бояд кунун сохтан,
Набояд, ки марг оварад тохтан.

Ту носохта, сози рафтан кунӣ,
Танат зери гил дар нуҳуфтан кунӣ.[4]

Сухан чун зи донанда бишнид шоҳ,
Ба расми дигаргун биёрост гоҳ.

[1] Л — Фаррухпаи. [2] Л — б. 191, 192 нест. [3] ИЛ — Манучеҳро-сол. [4] Л — б. 2000 нест.

Ҳама мӯбадону радонро бихонд,
Ҳама рози дил пеши эшон биронд.

Бифармуд то Нӯзар омад ба пеш,
Варо пандҳо дод з-андеша беш,

Ки: «Ин тахти[1] шоҳӣ фусус асту бод,
Бад-ӯ ҷовидон дил набояд ниҳод.

Маро бар саду бист шуд солиён,
Ба ранҷу ба сахтӣ бубастам миён.

Басе шодиву коми дил рондам,
Ба разм андарун душманон хондам.

Ба фарри Фаридун бубастам миён,
Ба пандаш маро суд шуд ҳар зиён.

Биҷустам зи Туру зи Салми сутург,
Ҳамон кини Эраҷ ниёи бузург.

Ҷаҳон вижжа кардам зи патьёрахо
Басе шаҳр кардам, басе бораҳо.[2]

Чунонам, ки гӯӣ, надидам ҷаҳон,
Шумори гузашта шуд андар ниҳон.

Дарахте, ки талх оварад[3] бору барг,
Наярзад ҳаме зиндагониш марг.

В-аз он пас, ки бурдам басе дарду ранҷ,
Супурдам туро тахти шоҳиву ганҷ.

Чунон чун Фаридун маро дода буд,
Туро додам ин тоҷи шоҳозмуд.[4]

Чунон дон, ки хурдиву бар ту гузашт,
Ба хуштар замон боз бояд-т[5] гашт.

---

[1] И — тоҷи. [2] Л — б. 2006, 2009 нест. [3] Л — заҳраш бувад. [4] Л — б. 2013 нест. [5] И — ояд-т.

Нишоне, ки монад ҳаме аз ту боз,
Барояд бар он рӯзгори дароз.

Набояд, ки монад ба ҷуз офарин,
Ки покинажод оварад пок дин.

Нигар, то напечӣ[1] зи дини худой,
Ки дини худой оварад пок рой.[2]

Кунун нав шавад дар ҷаҳон доварӣ,
Чу мӯбад биёяд ба пайғамбарӣ.

Падид ояд он кас зи ховарзамин.
Нигар, то натозӣ бари ӯ ба кин.[3]

Бад-ӯ биграв, он дини яздон бувад,
Нигаҳ кун зи сар, то чӣ паймон[4] бувад.

Ту магзор ҳаргиз раҳи эзадӣ,
Ки некӣ аз ӯясту ҳам з-ӯ бадӣ.

В-аз он пас зи туркон биёяд сипоҳ,
Ниҳанд аз бари тахти Эрон кулоҳ.[5]

Туро корҳои дурушт аст пеш,
Гаҳе гург бояд будан, гоҳ меш,

Газанди ту ояд зи пури Пашанг,
Зи Турон шавад корҳо бар ту танг.

Биҷӯй, эй писар, чун шавад доварӣ,
Зи Золу зи Сом он гаҳе ёварӣ.

В-аз ин нав дарахте, ки аз бехи Зол
Баромад, кунун баркашад шоху ёл.

---

[1] И — натобӣ. [2] Л — б. 2017 нест. [3] Л — б. 2019 нест. [4] Л — фармон.

[5] ТПЗИ — Замона шавад пур зи ошӯбу шӯр,
Чунин гашт хоҳад зад аз чарх ҳур.

Аз ӯ шаҳри Турон шавад пайсипар,
Ба кини ту ояд ҳамон кинавар».[1]

Бигуфту фуруд омад обаш ба рӯй,
Ҳаме зор бигрист Нӯзар бар ӯй.

Абе он ки буд ҳеҷ беморие,
На аз дардҳо ҳеҷ озорие[2]

Ду чашми каёнӣ ба ҳам барниҳод,
Бипажмурду барзад яке сард бод.

Шуд он номвар пурҳунар шаҳриёр,
Ба гетӣ сухан монд аз ӯ ёдгор.[3]

## НӮЗАР

*Подшоҳии ӯ ҳафт сол буд*

### БАР ТАХТ НИШАСТАНИ НӮЗАР

Чу сӯги падар шоҳ Нӯзар бидошт
Зи кайҳон кулоҳи кай[4] барфарошт.[5]

---

[1] Л — б. 2024—2027 нест. [2] Л — б. 2029 нест.
[3] ТПЗ — Яке панд гӯям туро аз нахуст,
Дил аз меҳри гетӣ бибояд-т шуст,
Ҷаҳон киштзорест бо рангу бӯй,
Дарав маргу умр обу мо кишти ӯй,
Чунон чун дарав рост ҳамвора кишт
Ҳама маргроем мо ҳубу зишт.
Ба ҷоему ҳамвора тозон ба роҳ
Бад-ин ду наванди сапеду сиёҳ.
Чунон корвоне к-аз ин шаҳр-бар,
Бувад-шон гузар сӯи шаҳри дигар.
Яке пешу дигар зи пас монда боз.
Ба навбат расида ба манзил фароз,
Биё, то надорем дилро ба ранҷ,
Ки бо кас насозад сарои сипанҷ
Кунун подшоҳии Нӯзар бигӯй,
К-аш аз рӯзгорон чӣ омад ба рӯй?
[4] И — меҳӣ
[5] ТПЗ — Ситорашумор ахтаронро бидид,
Яке рӯзи бехтар чунон чун сазид.

Ба тахти Манучеҳр-бар бор дод,
Сипаҳро дирам доду[1] динор дод.

Бузургони Эрон бари тахти ӯй,
Ниҳоданд як-як абар хок руй.[2]

Ки: «Мо, шаҳриёро, ҳама бандаем,
Дилу дида аз меҳрат огандаем».[3]

Бар ин-бар наёмад басе рӯзгор,
Ки бедодгар шуд дили[4] шаҳриёр.

Ба гетӣ баромад зи ҳар ҷой ғав,
Ҷаҳонро кӯҳан шуд сар аз шоҳи нав.

Ки ӯ[5] расмҳои падар дарнавашт,
Або мӯбадону радон тунд[6] гашт.

Раҳи мардумӣ назди ӯ хор шуд,
Дилаш бандаи ганҷу динор шуд.[7]

Қадевар яко-як сипоҳӣ шуданд,
Далерон пуровози[8] шоҳӣ шуданд.

Чу аз рӯи кишвар баромад хурӯш,
Ҷаҳоне саросар баромад ба ҷӯш.

Битарсид бедодгар шаҳриёр,
Фиристод нома ба[9] Соми савор.

---

[1] Л — Бихонд анҷуманрову.

[2] ТПЗ — В-аз он пас ду маҳ ӯ бар он баргузошт,
Ки як рӯз бепарда даргаҳ надошт.
Набурд ӯ ба доду деҳиш ҳеҷ роҳ,
Ҳама хурду хуфтан будӣ кори шоҳ*.

*«Дар «З» ин ду байт пас аз б. 4 омада, ки муносибтар ба назар меояд.

[3] ИЛ — б. 4 нест. [4] ИЛ — сари; И — пас аз Б. 5 ин б. омада.
Чу бигзашт аз шоҳияш ҳафт сол,
Шикаст андаромад бар он беҳамол.

[5] И — Ҳамон; Л — Чу ӯ. [6] Л — тез.

[7] ТПЗ — Ба деҳқони бечора сар дарниҳод,
Қ-аз он кишвараш рӯ ба дигар ниҳод.

[8] Л — сазовори. [9] ИЛ — кас назди.

Ба Сагсори Мозандарон буд[1] Сом,
Нахуст аз ҷаҳонофарин бурд ном.

Худованди Ноҳиду Баҳрому Ҳур,
Ки ҳаст офаринандаи пилу мур.[2]

На душворӣ аз чиз, бартар маниш,
На осонӣ аз андак андар бавиш.

Ҳама бо тавоноии ӯ якест,
Бузург аст бисьёру ё андакест.

Кунун аз худованди Хуршеду Моҳ,
Дуруде ба ҷони Манучеҳршоҳ.

Қ-аз ӯ гашт рахшанда фаррухкулоҳ,
Ҳам аз вай ба ман инчунин пешгоҳ.[3]

Абар Соми ял бод чандон дуруд,
Ки орад ҳаме абри борон фуруд.[4]

Мар он паҳлавони ҷаҳондидаро,
Сарафроз гурди писандидаро,

Ҳамеша дилу ҳуш обод бод,
Равонаш зи ҳар дард озод бод![5]

Шиносад магар паҳлавони ҷаҳон
Суханҳо ҳама ошкору ниҳон,[6]

Ки то шоҳ мижгон ба ҳам барниҳод,
Зи Соми Наремон ҳаме кард ёд.

Ҳам эдар маро пуштгармӣ бад-ӯст,
Ки ҳам паҳлавон асту ҳам шоҳдӯст.

---

[1] Л — Набишта фиристод наздики. [2] Л — Паи аз б. 13 ин б. омада:

Худованди ақлу худованди ҷон,
Худованди гарданда ҳафт осмон.

[3] Л — б. 17 нест. [4] И — б. 17, 18 нест. [5] Л — б. 20 нест. [6] И — б. 20, 21 нест.

Нигаҳбони кишвар ба ҳангоми шоҳ,
В-аз ӯ гашт рахшанда тахту кулоҳ.

Кунун подшоҳӣ пурошӯб гашт,
Суханҳо аз андоза андар гузашт.

Агар барнагирӣ ту он[1] гурзи кин,
Аз ин тахт пардахта монад замин.

Чу нома бари Соми Найрам расид,
Яке боди[2] сард аз ҷигар баркашид.

Ба шабгир ҳангоми бонги хурӯс,
Зи даргоҳ бархост овои[3] кӯс.

Яке лашкаре ронд аз Гургсор,
Ки дарьёи сабз андар ӯ гашт хор.[4]

Чу наздики Эрон расид он сипоҳ,
Пазира шудандаш бузургон ба роҳ.

Пиёда ҳама пеши Соми далер
Бирафтанду гуфтанд ҳаргуна дер.[5]

Зи кирдори Нӯзар бигуфтанд чанд
Або номвар паҳлавони баланд.[6]

Зи бедодии Нӯзари тоҷвар,
Ки: «Бар хира гум кард роҳи падар.[7]

Ҷаҳон гашт вайрон зи кирдори ӯй,
Ғунуда шуд он бахти бедорӣ ӯй.

---

[1] Л — барнагирад ҳаме. [2] И — оҳи. [3] Л — Баромад хурӯшидани ною. [4] И — пас аз б. 29 б. омада:

Чу эрониён огаҳӣ ёфтанд,
Сӯи паҳлавон Сом биштофтанд.

[5] И — б. 30, 31 нест. [6] ИЛ — б. 30 нест;

ТПЗ — Зи Нӯзар ҳаме гуфт ҳар кас ба Сом,
Ки: «Баргашт аз роҳи некӣ тамом».

[7] И — Ки, эй паҳлавони ҷаҳон сар ба сар,
Нигаҳ кун, яке кори Нӯзар нигар.

Нагардад ҳаме бар раҳи бихрадӣ,
Аз ӯ дур шуд фарраи эзадӣ.

Чӣ бошад агар Соми ял паҳлавон,
Нишинад бар ин тахт равшанравон.

Ҷаҳон гардад обод аз бахти ӯй,[1]
Мар ӯрост Эрону он тахти ӯй.[2]

Ҳама*[1] банда бошему фармон кунем,
Равонро ба меҳраш гаравгон кунем».

Бад-эшон чунин гуфт Соми савор,
Ки-«Ин кай писандад зи мо кирдигор.

Ки чун Нӯзари аз нажоди каён,
Ба тахти кай-бар камар бар миён,

Ба шоҳӣ маро тоҷ[3] бояд бисуд,
Маҳол аст ин, кас наёрад шунуд.

Худ ин гуфт ёрад касе дар ҷаҳон,
Чунин заҳра дорад касе аз меҳон?

Агар духтаре аз Манучеҳршоҳ.
Бар ин[4] тахти заррин будӣ[5] бо кулоҳ,

Набудӣ ба ҷуз[6] хок болини ман,
Бад-ӯ шод гаштӣ[7] ҷаҳонбини ман[8]

Дилаш гар зи роҳи падар гашт боз,
Бар ин барнаёмад замони дароз.

Ҳанӯз оҳанӣ нест зангор х(в)ард,
Ки рахшанда душвор шояд-ш кард.

---

[1] Л — доди. [2] Л — ба буньёди. [3] Л — тахт. [4] Л — Бар он. [5] Л — шуди. [6] Л — ба пешаш будӣ. [7] Л — в-аз ӯ шод гашта.

[8] Л — Набудӣ ба ҷуз бандагӣ пешаам,
Зи шоҳӣ набудӣ худ андешаам.

*[1] М — Ҳамон.

Ман он эзадӣ фарра боз оварам,
Ҷаҳонро ба меҳраш ниёз оварам,

Ки хоки[1] Манучеҳр гоҳи ман аст,
Паи аспи Нӯзар кулоҳи ман аст.

Бигӯем бисьёру пандаш диҳем,
Ба панд ахтари судмандаш диҳем.[2]

Шумо з-ин гузашта пушаймон шавед,
Ба наввӣ дигар бозпаймон шавед.

Гар омурзиш аз[3] кирдигори сипеҳр
Наёбеду аз Нӯзари шоҳ меҳр,

Бад-ин гетӣ андар бувад хашми шоҳ,
Ба баргаштан оташ бувад ҷойгоҳ».

Бузургон зи гуфта пушаймон шуданд,
Ба наввӣ дигар[4] бозпаймон шуданд.

Ба фаррух паи номвар паҳлавон,*[1]
Ҷаҳон шуд ба наввӣ саросар ҷавон.[5]

Чу Сом андар омад ба наздики шоҳ,
Замин бӯс дод аз бари тахтгоҳ.

Сабук Нӯзар аз тахт омад фароз,
Сипаҳбад дар оғӯш бигрифт боз.

---

[1] И — ҷои. [2] Л — б. 48, 49 нест; И — б. 49 нест. [3] ИЛ — К-аз омӯрзиши. [4] Л — Яко-як зи ҳар. [5] Л — пас аз б. 54 ин б. омада:

Чу омад ба даргоҳ Соми савор,
Пазира шудаш Нӯзари шаҳриёр.
Биёварду бар тахти хешаш нишонд,
Басе офарини каёнӣ бихонд,
Сухан кард Нӯзар бар ӯ ошкор,
Ки лашкар чӣ карданду чун буд кор,
Ҷаҳонпаҳлавон гуфт, к-«Эй шаҳриёр,
Ҳамеша ҷаҳонро ба шодӣ гузор.
Агар шоҳ озурда гашт аз сипоҳ,
Бубахшой ҳарчандашон буд гуноҳ».

*[1] М — паҳлавони ҷаҳон.

Аз он пас бари хеш биншохташ,
Бипурсиду бисьёр бинвохташ.[1]

Ба даргаҳ яке базмгаҳ сохтанд,
Яке ҳафта бо рӯду май бохтанд.[2]

Ба пӯзиш ҳама пеши Нӯзар шуданд,
Саросар ба оини кеҳтар шуданд.[3]

---

[1] ТПЗ — Сипаҳбуд бад-ӯ гуфт, к—«Эй шаҳриёр,
Туӣ аз Фаридун яке ёдгор,
Чунон бош дар подшоҳиву дод,
Ки ҳар кас ба некӣ кунад аз ту ёд.
Чунон дон, ки ҳар к-ӯ ҷаҳонро шинохт,
Дар ӯ ҷои ором будан насохт.
Ҳар он кас, ки дил бандад андар ҷаҳон,
Хушивор хонандаш аз аблаҳон.
Фароз оварад ганҷу ҳам хоста,
Муродаш ҳама гардад ороста.
Надонӣ шабехун ба сар бар-ш марг
Кунад, бар сараш барниҳад тира тарг.
Зи тахташ сӯи тирахок оварад,
Сару тоҷаш андар мағок оварад.
Бимонад дилаш бастаи ин сарой,
Хиромаш наёбад ба назди Худой,
Равонаш бимонад дар он тирагӣ.
Ҳама сол ҷонаш пур аз хирагӣ.
Хирадманд ранҷ андар он кай барад.
Ки бигзорад он ҷою худ бигзарад.
Бари марг дарвешу сар тоҷзар,
Яке буд хоҳад дар ин раҳгузар.
Чунон бош андар сипанҷӣ сарой,
Ки ранҷа набошӣ ба назди Худой.
Фаридун шуду з-ӯ раҳи дин бимонд
Ба Заҳҳоки бадбахт нафрин бимонд».
Чунин гуфт Нӯзар, ки—«Эй номдор,
Ба гуфтори ту биспарам рӯзгор.
Пушаймонам аз кардан хештан,
Аз ин пас навозиш кунам ман ба тан.

[2] Л — б. 55—58 нест. [3] Л — Ба ҷону ба дил вежа кеҳтар шуданд.

Барафрӯхт Нӯзар зи тахти меҳӣ,
Нишаст андар ором бо фарраҳӣ.[1]

Ҷаҳонпаҳлавон пеши ӯ-бар ба пой,
Ба дастурии бозгаштан ба ҷой.[2]

Ба Нӯзар дари пандҳоро кушод,
Суханҳои неку бад-ӯ кард ёд.

Зи фаррух Фаридуну Ҳушангшоҳ
Ҳамон аз Манучеҳр-зебои гоҳ,

Ки гетӣ[3] ба доду деҳиш доштанд,
Ба бедод-бар чашм нагмоштанд.

Дили ӯ зи каҷҷӣ ба ҷой[4] оварид,
Чунон кард Нӯзар, ки ӯ рой дид.

Дили меҳтаронро бад-ӯ гарм[5] кард,
Ҳама доду бедоду[6] озарм кард.

Чу гуфта шуд ин гуфтаниҳо[7] ҳама,
Ба гарданкашону ба шоҳи рама.[8]

Бурун рафт бо хилъати нӯзарӣ,
Ҷи бо тоҷу бо тахту ангуштарӣ.

Ғуломону аспони зарринситом,
Пур аз гавҳари сурх заррин ду ҷом,

Бишуд Соми ял сӯи Мозандарон,
Набуд дашт пайдо карон то карон.[9]

---

[1] Л — б. 60 нест; И — б. 54—58, 60 нест. [2] Л — пас аз б. 61 ин. б. омада:

Баромад бар ин рӯзу хӯрданд май,
Ба шодиву ромиш ниҳоданд пай.
Бибуданд бо разму ромиш се рӯз,
Чаҳорум чу бифрӯхт гетифурӯз.

[3] Л — кайҳон. [4] Л — ба роҳ. [5] Л — нарм. [6] Л — буньёд. [7] Л — буданиҳо. [8] И — б. 61—68 нест. [9] ИЛ — б. 71 нест.

Бар ин низ бигзашт чанде сипеҳр,
На бо Нӯзар ором[1] будаш, на меҳр.[2]

ОГОҲ ШУДАНИ ПАШАНГ АЗ МАРГИ МАНУЧЕҲР

Пас он гаҳ[3] зи марги Манучеҳршоҳ
Бишуд огаҳӣ то ба Туронсипоҳ.

В-аз он рафтани[4] кори Нӯзар ҳамон,
Яко-як бигуфтанд бо бадгумон.

Чу бишнид солори Турон-Пашанг,
Чунон хост, к-ояд ба Эрон ба ҷанг.

Басе ёд кард аз падар — Зодшам,
Ҳам аз Тур барзад яке тез дам.

Зи гоҳи Манучеҳру аз лашкараш,
Зи гурдону солору аз кишвараш.

Ҳама номдорони кишвар-шро
Бихонду бузургони лашкар-шро,

Чу Ағриру[5] Гарсивазу Бормон,
Чу Гулбоди ҷангӣ, ҳижабри жиён

Сипаҳбад-ш чун Висаи тезҷанг,
Ки солор буд бар сипоҳи Пашанг.

Ҷаҳонпаҳлавон пураш Афросиёб
Бихондаш ба наздику омад шитоб.[6]

Сухан ронд аз Туру аз Салму гуфт,
Ки: «Кин зери доман нашояд нуҳуфт

Сареро куҷо мағз ҷӯшида нест,
Бар ӯ бар чунон кор пӯшида нест,

---

[1] Л — озарм.

[2] ТПЗЛ — Чу бигзашт аз шоҳияш* ҳафт сол,
Шикаст андаромад бад-он беҳамол.**

[3] Л — В-аз он пас. [4] ИЛ — Зи норафтани. [5] ИЛ — Арзосп. [6] Л — б. 81 нест.

* Л — Шоҳиш бор. ** Л — ба фарруххамол.

Қи бо мо чӣ карданд эрониён,
Бадиро бибастанд яксар миён.[1]

Қунун рӯзи тезиву[2] кин ҷустан аст,
Рух аз хуни дида гаҳи шустан аст.

Чӣ гӯед акнун, чӣ посух диҳед,
Яке рои фаррух бад-ин барниҳед».[3]

Зи гуфти падар мағзи Афросиёб
Биҷӯшиду омад сараш пуршитоб.[4]

Ба пеши падар шуд кушода забон,
Дил оганда аз кин, камар бар миён,

Ки: «Шоистаи ҷанги шерон манам,
Ҳамоварди солори Эрон манам.

Агар Зодшам тeғ бардоштӣ,
Ҷаҳонро[5] чунин хор нагзоштӣ.

Миён ар бубастӣ ба киноварӣ,
Ба Эрон бикардӣ ҳаме сарварӣ.[6]

Кунун ҳарчӣ монида буд аз ниё,
Зи кин ҷустану ҷангу аз кимиё,

Кушодан-ш бар теғи тези ман аст,
Гаҳи шӯришу растахези ман аст».

Ба мағзи Пашанг андаромад шитоб,
Чу дид он саҳиқадди Афросиёб.

Бару бозуи шеру ҳам зӯри пил,
В-аз ӯ соя афканда бар чанд мил.

[1] ТПЗ — Бихоҳам кунун кини Тури бузург.
Ҳамон шоҳи озода Салми сутург.

[2] И — ҷанг асту. [3] ИЛ — б. 86 нест. [4] ИЛ — Баромад зи орому аз хӯрду хоб. [5] ИЛ — Ҷаҳоне. [6] Л — накардӣ касе доварӣ; И — накарди магар. [7] Л — густарда.

Забонаш ба кирдори бурранда теғ,
Чу дарьё дилу каф чу боранда меғ.

Бифармуд, то баркашад теғи ҷанг,
Ба Эрон шавад бо сипоҳи Пашанг.

Сипаҳбад чу шоиста бинад писар,
Сазад, гар барорад ба хуршед сар.

Пас аз марг бошад мар ӯро ба ҷой,
Ҳаме номи ӯро бидорад ба пой.[1]

Зи пеши Пашанг омад Афросиёб,
Диле пур зи кина, саре пуршитоб.

Дари ганҷи огандаро боз кард,
Сипаҳро ба бахшиш ҳама соз кард.[2]

Чу шуд сохта кори ҷангозмой,
Ба коҳ омад Ағрираси раҳнамой.

Ба пеши падар шуд пурандеша дил,
Ки андеша дорад ҳаме пеша дил.

Чунин гуфт, к-«Эй кордида[3] падар,
Зи туркон ба мардӣ бароварда сар,

Манучеҳр аз Эрон агар кам шудаст,
Сипаҳро саре[4] Соми Найрам шудаст.

Чу Қашводу[5] чун Қорани размзан
Ҷуз ин номдорони он анҷуман.[6]

Ту донӣ, ки бар Салму Тури сутург,
Чӣ омад аз он теғзан пилгург.

---

[1] ТПЗ — *Чу ин гуфт, лашкар зи кишвар бихост,*
*Сипоҳе зи номоварон кард рост.*

[2] Л — б. 100, 101 нест. [3] И — Бад-ӯ гуфт, к—«Эй рӯздида. [4] Л — Паноҳи сипаҳ. [5] ИЛ — Гаршосп. [6] И — Чунин номдорони лашкаршикан.

Ниё Зодшам шоҳи туронсипоҳ,
Ки таркаш ҳаме суд бар чарху моҳ.

Аз ин дар сухан ҳеҷ гуна наронд,
Ба ором-бар номаи кин нахонд.

Агар мо нашӯрем беҳтар бувад,
К-аз ин шӯриш ошӯби кишвар бувад».

Чунин дод посух писарро Пашанг,
Ки: «Афросиёб он диловар наҳанг,

Яке наррашер аст рӯзи шикор,
Яке пили ҷангӣ гаҳи корзор.

Набира, ки кини ниёро наҷуст,
Сазад, гар нахонӣ нажодаш дуруст.

Туро низ бо ӯ бибояд шудан,
Ба ҳар бешу кам рои фаррух задан.

Чу аз домани абр чин кам шавад,
Биёбон зи борон пур аз нам шавад.

Чарогоҳи аспон шавад кӯҳу дашт,
Гиёҳо зи ёли ялон баргузашт.

Ҷаҳон сабз гардад саросар зи хед,[1]
Ба ҳомун саропарда бояд кашед.

Дили шод бар сабзаву гул баред,
Сипаҳро ҳама сӯи Омул баред.

Деҳистон бикӯбед дар[2] зери наъл,
Битозеду[3] аз хун кунед об лаъл.

Манучеҳр аз он ҷойгаҳ ҷангҷӯй
Ба кина сӯи Тур бинҳод рӯй.

---

[1] И — чу бед. [2] Л — Гургон ҳама. [3] Л — Бикӯбеду.

Аз он ҷо сипоҳе чу абри сиёҳ
Биёмад бари мо бад-ин размгоҳ.

Шумо низ бояд, ки ҳам з-ин нишон
Бароред гард аз сари саркашон.

Сипаҳро аз ӯ буд дар Эрон паноҳ,
Бад-ӯ гашт ороста тахту гоҳ.

Аз Эрон чу ӯ кам шуд, акнун чӣ бок,
Наярзанд онон яке[1] мушти хок.

Зи Нӯзар маро дар дил андеша нест,
Ки Нӯзар ҷавон асту пурпеша нест.[2]

Бикӯшед бо Қорани размзан,
Дигар гурд Гаршосп аз он анҷуман.

Магар даст ёбед бар дашти кин,
Бар ин ду сарафрози эронзамин.

Равони ниёкони мо х[в]аш кунед,
Дили бадсиголон пуроташ кунед».

Чунин гуфт бо номвар ҷангҷӯй,
Ки: «Ман хун зи кин андар орам ба ҷӯй».

ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БА ЭРОНЗАМИН

Чу дашт аз гиё гашт чун парниён,
Бубастанд гурдони Турон миён.[3]

Сипоҳе баромад зи туркону Чин,
Ҳамон гурздорони ховарзамин,[4]

---

[1] Л — ба як. [2] Л — б. 121—125 нест.

[3] ТПЗ — Дигар рӯз чун бардамид офтоб,
Ки мардони кин андаромад шитоб.
Заданд аз бари пил рӯина кӯс,
Ҷаҳон шуд зи гарди сипаҳ обнус.

[4] Л — ҳам аз гурздорони эронзамин.

Қи онро[1] миёну карона набуд,
Ҳамон бахти Нӯзар ҷавона набуд.

Чу лашкар ба наздики Ҷайҳун расид,
Хабар назди пури Фаридун[2] расид.[3]

Сипоҳу ҷаҳондор берун шуданд,
Зи хоки ҳумоюн ба ҳомун шуданд.[4]

Ба роҳи деҳистон ниҳоданд рӯй,
Сипаҳдорашон Қорани размҷӯй,

Шаҳаншоҳ Нӯзар паси пушти ӯй,
Ҷаҳоне саросар пур аз гуфтугӯй.

Чу лашкар ба назди деҳистон расид,
Чунон шуд,[5] ки хуршед шуд нопадид.

Саропардаи Нӯзари шаҳриёр
Қашиданд бар дашт пеши ҳисор.

Чу[6] андар деҳистон биёрост[7] ҷанг,
Бар ин барнаёмад фаровон диранг,

Қи Афросиёб андар ирмонзамин[8]
Ду солор кард аз далерон[9] гузин.

Шамососу дигар Хазарвони гурд,
Зи лашкар саворон бад-эшон супурд.

Зи ҷанговарон мард чун сӣ ҳазор,
Бирафтанд шоистаи корзор.

Сӯи Зобулистон ниҳоданд рӯй,
Зи кина ба Дастон ниҳоданд рӯй.

---

[1] Л — Сипаҳро. [2] Л — шоҳи ҳумоюн.

[3] ТПЗ — Чу Нузар хабар ёфт аз кинахоҳ,
Бихонд аз ҳама подшоҳӣ сипоҳ.
Бизад кӯсу лашкар ба ҳомун кашид,
Сипаҳро ҳама сӯи Ҷайҳун кашид.

[4] Л — б. 134 нест. [5] Л — буд. [6] Л — худ. [7] Л — баророст. [8] ИЛ — эронзамин. [9] Л — Ду солори гурд аз бузургон.

Хабар шуд, ки Соми Наремон бимурд,
Ҳаме дахма созад варо Золи гурд,

Аз он сахт шодон шуд Афросиёб,
Бидид он ки бахт андаромад зи хоб.

Биёмад чу пеши деҳистон расид,
Баробар саропардае баркашид.[1]

Сипаҳро кӣ донист кардан шумор,
Ту шав чорсад бор[2] бишмар ҳазор.

Бичӯшид, гуфтӣ, ҳама регу шах,
Саросар биёбон чу мӯру малах.

Або шоҳ Нӯзар саду чил ҳазор,
Ҳамоно, ки буданд ҷангӣ савор.

Ба лашкар нигаҳ кард Афросиёб,
Ҳаюне барафканд ҳангоми хоб.

Яке нома бинвишт назди Пашанг,
Ки ҷустем некиву[3] омад ба ҷанг.

Ҳама лашкари Нӯзар ар бишмарем,
Шикоранд яксар куҷо бишкарем.

Дигар Сом рафт аз паси шаҳриёр,
Ҳамоно наёяд бад-ин корзор.

Маро бим аз ӯ буд ба эронзамин,
Чу ӯ шуд, зи Эрон бихоҳем кин.[4]

Сутудон ҳаме созадаш Золи Зар,
Надорад ҳаме ҷангро пову пар.

---

[1] ТПЗ — Чунон шуд зи гарди саворон ҷаҳон,
Ки хуршед, гуфтӣ, шуд андар ниҳон.

[2] Л — Ту себор сад бор. [3] Л — гетию. [4] Л — б. 154 нест.

Ҳамоно Шамосос дар Нимрӯз
Нишастаст бо тоҷи гетифурӯз.

Ба ҳар кор ҳангом чустан накӯст,
Задан рой бо марди ҳушьёр, дӯст,

Чу коҳил шавад мард ҳангоми кор,
Аз ӯ пас наёбад чунон рӯзгор.

Ҳаюни таковар баровард пар,
Бишуд назди[1] солори хуршедфар.[2]

РАЗМИ БОРМОН ВА ҚУБОД ВА КУШТА ШУДАНИ ҚУБОД

Сапеда чу аз кӯҳ сар баркашид,
Талоя ба пеши деҳистон расид.

Миёни ду лашкар ду фарсанг буд,
Ҳама созу ороиши чанг буд.

Яке турк буд номи ӯ Бормон,
Ҳаме хуфтаро, гуфт, бедор мон.

Биёмад, сипаҳро ҳама бингарид,
Саропардаи шоҳ Нӯзар бидид.

Бишуд назди солори туронсипоҳ,
Нишон дод аз он лашкару боргоҳ.

В-аз он пас ба солори бедор[3] гуфт,
Ки: «Моро ҳунар чанд бояд нуҳуфт?!

Ба дастурии шоҳ ман шервор
Биҷӯям аз он анҷуман корзор.

Бубинанд пайдо зи ман дастбурд,
Ҷуз аз ман ба гетӣ надонанд[4] гурд».

[1] И — Ба наздики. [2] Л — солори Турон хабар. [3] Л — хушьёр; И — биёмад ба солор. [4] ИЛ — касеро нахонанд.

Чунин гуфт Африраси ҳушманд,
Ки: «Гар Бормонро расад з-ин газанд,

Дили марзбонон[1] шикаста шавад,
Бар ин анҷуман кор баста шавад.

Яке марди беном бояд гузид,
Ки ангушту лабро[2] набояд газид».

Урожанг шуд руи пури Пашанг,
Зи гуфтори Африрас омад-ш нанг.[3]

Ба рӯи дижам гуфт бо Бормон,
«Ту ҷавшан бипӯшу ба зеҳ кун камон.

Ту бошӣ бар он анҷуман сарфароз,
Ба ангушту дандон наёяд ниёз».

Бишуд Бормон то ба дашти набард,
Сӯи Қорани Кова овоз кард,

К-«Аз ин лашкари Нӯзари номдор,
Кӣ дорӣ, ки бо ман кунад корзор»?

Нигаҳ кард Қоран ба мардони мард,
Аз он анҷуман, то ки ҷӯяд набард,

Кас аз номдорон-ш посух надод,
Магар пиргашта диловар Қубод.

Дижам гашт солори бисьёрҳуш.
Зи гуфти бародар баромад ба ҷӯш.

Зи хашмаш сиришк андар омад ба чашм,
Аз он лашкари гашн буд ҷои хашм.

Зи чандон ҷавон мардуми ҷангҷӯй,
Яке пир дорад сӯи ҷанг рӯй.

---

[1] Л — номдорон; И — марзбон з-ӯ. [2] ИЛ — ангуши аз он пас. [3] И — омадаш танг; И — омад ба танг.

Дили Қоран озурда гашт аз Қубод,
Миёни далерон забон баркушод,

Ки: «Соли ту акнун ба ҷое расид,
Ки аз ҷанг дастат бибояд кашид.

Яке марди осуда чун Бормон,
Ҷавоне[1] кушодадилу шодмон.

Саворе ки дорад дили шери нар,
Ҳаме барфарозад ба хуршед сар.

Туӣ моявар кадхудои сипоҳ,
Ҳаме бар ту гардад ҳама рои шоҳ.

Ба хун гар шавад лаъл мӯи[2] сапед,
Шаванд ин далерони мо[3] ноумед[4]».

Нигаҳ кун, ки бо Қорани размзан,
Бародар чӣ гуфт[5] андар он анҷуман.

Чунон дод посух мар ӯро Қубод,
Ки: «Ин чархи гардон маро дод дод.

Бидон, эй бародар, ки тан маргрост,
Сари номвар[6] судани таргрост.

Зи гоҳи ҳуҷаста Манучеҳр боз
Бад-ин рӯз будам дил андар гудоз.

Касе зинда бар осмон нагзарад,
Шикор асту маргаш ҳаме бишкарад.

Якеро барояд зи шамшер ҳуш,
Бад-он гаҳ, ки ояд ду лашкар ба ҷӯш.

---

[1] Л — Ҷавону. [2] Л — риши. [3] Л — далерон ҳама.

[4] ТПЗИЛ — Шикаст андарояд бад-ин размгоҳ,
Пур аз дард гардад дили некхоҳ.

[5] Л — Чӣ гӯяд Қубод. [6] Л — размзан.

Сараш найзаву теғи буррандарост,
Танаш каргасу шери даррандарост.

Якеро ба бистар сар ояд замон,
Ҳаме рафт бояд сабук бар карон.[1]

Агар ман шавам[2] з-ин ҷаҳони фарох,
Бародар ба ҷой аст бо бурзу шох.

Яке дахмаи хусравонӣ кунед,
Пас аз рафтанам меҳрубонӣ кунед.

Сарамро ба кофуру мушку гулоб,
Танамро бад-он ҷои ҷовидхоб

Супоред морову сокин шавед,
Ба яздони додор эмин шавед».

Бигуфт ину бигрифт найза ба даст,
Ба овардгаҳ рафт чун пили маст.

Чунин гуфт бо размзан Бормон,
Ки: «Овард пешам саратро замон.[3]

Бибоист мондан, ки худ рӯзгор
Ҳаме кард бо ҷони ту корзор».

Чунин гуфт мар Бормонро Қубод,
Ки: «Якчанд гардун маро дод дод.

Ба ҷое тавон мурд, к-ояд замон,
Биёяд замон безамон як замон».

Бигуфту барангехт шабдезро,
Надод орамидан дили тезро.

Зи шабгир то соя афканд[4] ҳур,
Ҳаме ин бар он, он бар ин кард зӯр.

---

[1] Л — аз ин бегумон; И — б. 194 нест. [2] ИЛ — равам. [3] И — б. 200 нест. [4] Л — густурд.

Ба фарҷом пирӯз шуд Бормон,
Ба майдони ҷанг андар омад дамон.

Яке хишт зад бар сурини Қубод,
Ки банди камаргоҳи ӯ баркушод.

Зи асп андаромад нагунсор сар,
Шуд он шердил пири солорфар.

Бишуд[1] Бормон назди Афросиёб,
Шукуфта ду рухсора бо ҷоҳу об.

Яке хилъаташ дод, к-андар чаҳон
Кас аз кеҳтарон он надид[2] аз меҳон.[3]

Чу ӯ кушта шуд, Қорани размҷӯй
Сипаҳро биёварду бинҳод рӯй.

Ду лашкар ба сони ду дарьёи Чин,
Ту гуфтӣ, ки шуд ҷунб-ҷунбон замин.[4]

Биёмад дамон Қорани размзан,
В-аз он сӯй Гарсевази пилтан,[5]

Зи овози аспону гарди сипоҳ
На хуршед пайдо, на тобанда[6] моҳ.

Дурахшидани теғи алмосгун,
Синонҳои[7] оҳордода ба хун

Ба гирд андарун ҳамчу парри уқоб,
Ки шангарф борад бар он офтоб.

---

[1] Л — Чу шуд. [2] Л — Настуд он.

[3] ТПЗ — Ки лашкар бад-ӯ хира шуд сар басар,
Бад-он тавқу ёра, ба заррин камар
Або гӯшвору кулоҳи шаҳон.
Кас аз кеҳтарон настуд он аз меҳон.

[4] б. 212 нест.

[5] ТПЗЛ — Сарафроз* Гаршевази размҷӯй,
Або лашкари гашн бинҳод рӯй.

[6] Л — тобид равшан, на. [7] Л — Шуда лаълу.

*Л—В-аз он сӯй.

Пур аз нолаи кӯс шуд мағзи меғ,
Пур аз оби шангарф шуд ҷони теғ.

Ба ҳар сӯ, ки Қоран барафканд асп,
Ҳаме тофт оҳан чу Озаргушасп.

Ту гуфтӣ, ки алмос марҷон фишонд,
Чӣ марҷон, ки дар кин ҳаме ҷон фишонд.

Зи Қоран чу Афросиёб он бидид,
Бизад аспу лашкар сӯи ӯ кашид.

Яке разм то шаб баромад зи кӯҳ,
Бикарданду н-омад дил аз кин сутӯҳ.[1]

Чу шаб тира шуд, Қорани размхоҳ
Биёвард пеши деҳистон сипоҳ.

Бари Нӯзар омад ба пардасарой,
Зи хуни бародар шуда дил зи ҷой.

Варо дид Нӯзар фурӯ рехт об,
Аз он мижжаи сер нохурда хоб.

Чунин гуфт, к-«Аз марги Соми савор
Надидам равонро чунин сӯгвор.

Чу хуршед бодо равони Қубод,
Туро з-ин ҷаҳон ҷовидон баҳра бод!

Ҷаҳонро чунин аст оину сон,
Яке рӯз шодиву дигар ғамон.

---

[1] ТПЗ — Чу хуршед дар ҷомаи нилгун
Ниҳон шуд, чу зангӣ шаб омад бурун,
Ҷаҳон гашт чун чеҳраи Аҳриман
Кушода сияҳмори гардун даҳан.
Чу шаб тира шуд Қорани размхоҳ,
Раҳо шуд зи солори туронсиноҳ.
Ҷудо гашт лашкар чу аз як дигар,
Саросема рафтанд пурхун ҷигар.
Зи туронсипаҳ кушта буд бешумор,
Зи гурдони Эрон чу панҷаҳ ҳазор.

Ба парвардан аз маргамон[1] чора нест,
Заминро **ба ҷуз гӯр гаҳвора нест».**

Чунин гуфт Қоран, ки: «То зодаам,
Тани пурҳунар маргро додаам.

Фаридун ниҳод ин кулаҳ бар сарам,
Ки бар кини Эраҷ замин биспарам.

Ҳанӯз он камарбанд накшодаам,
Ҳамон теғи фӯлод нанҳодаам.[2]

Бародар шуд, он марди ҳангу хирад,
Саранҷоми ман ҳам бар ин бигзарад.

Анӯша бизӣ ту, ки имрӯз ҷанг
Ба танг[3] андаровард пури Пашанг.

Чу аз лашкараш гашт лахте табоҳ,
Аз осудагон хонд[4] ҷанде сипоҳ.

Маро дид бо гурзаи говрӯй,
Биёмад ба наздики ман ҷангҷӯй.[5]

Ба рӯяш бад-он гуна андар шудам,
*Ки бо дидагонаш баробар шудам.*

Яке ҷодувӣ сохт бо ман ба ҷанг,
Ки бар чашми равшан намонд обу ранг.

Шаб омад ҷаҳон сар ба сар тира гашт,
*Маро бозӯ аз кӯфтан[6] хира гашт.*

Ту гуфтӣ, замона сар омад ҳаме,
Ҳаво зери абр[7] андаромад ҳаме.

Бибоист баргаштан аз размгоҳ,
Ки монда[8] сипаҳ буду шаб шуд сиёҳ[9]

---

[1] И — марг худ. [2] Л — б. 230, 231 нест. [3] Л — чанг. [4] ИЛ — хост. [5] Л — киначӯй. [6] Л — хештан. [7] Л — хок. [8] Л — гарди. [9] ИЛ — пас аз б. 240 ин б. омада:

*Баросуд пас лашкар аз ҳарду сӯй,*
*Бирафтанд рӯзи дуввум ҷангҷӯй.*
* Л — шаб; Л — дигар.

## РАЗМИ АФРОСИЁБ БО НӮЗАР ДИГАР БОР

Рада баркашиданд Эрониён,
Чунон чун бувад сози ҷанги каён.[1]

Биғуррид кӯсу бинолид ной,
Ту гуфтӣ, замин андаромад зи ҷой.[2]

Чу Афросиёб он сипаҳро бидид,
Биёмад баробар,[3] сафе баркашид.

Чунон шуд зи гарди саворон ҷаҳон,
Ки хуршед, гуфтӣ, шуд андар ниҳон.

Деҳо-деҳ баромад зи ҳарду гурӯҳ,
Биёбон набуд ҳеҷ пайдо зи кӯҳ.

Аз он сон сипаҳ дар ҳам овехтанд,[4]
Чу рӯди равон хун ҳаме рехтанд.

Ба ҳар сӯ, ки Қоран шудӣ размхоҳ,
Фурӯ рехтӣ хун дар он размгоҳ.

Куҷо хостӣ гурд Афросиёб,
Ҳама хун шудӣ дашт чун рӯди об.

Саранҷом, Нӯзар зи қалби сипоҳ,
Биёмад ба наздики ӯ кинахоҳ.[5]

Чунон найза бар найза андохтанд,
Синон як ба дигар барафрохтанд,[6]

---

[1] ТПЗ — Чу шаб парниёни сияҳ кард чок,
Мунаввар шуд аз партави ҳур ҳок.
Шаҳи анҷум аз пардаи лоҷвард.
Яке шӯъла ангехт аз зарри зард.

[2] ИЛ — б. 243 нест. [3] Л — Бизад нои рӯину. [4] Л — Бар он сон сипаҳ бар ҳам омехтанд; И — Бад-он сон, ки ҳарду даромехтанд. [5] ИЛ — размхоҳ. [6] Л — Ки аз якдигар боз нашнохтанд; И — баромехтанд.

Ки бар ҳам напечад аз он гуна мор,
Ҷаҳонро набуд инчунин ёдгор.[1]

Чунон то шаби тира омад ба танг,
Бар ӯ чира шуд дасти пури Пашанг.

Аз эрониён[2] бештар хаста шуд,
В-аз он рӯй пайкор пайваста шуд.

Ба бечорагӣ рӯй барגоштанд,
Ба ҳомун саропарда бигзоштанд.

Дили Нӯзар аз ғам пур аз дард шуд,[3]
Ки тоҷаш зи ахтар пур аз гард шуд.[4]

Чу аз дашт биншаст овои кӯс,
Бифармуд то пеши ӯ рафт Тӯс.

Бишуд Тӯсу Густаҳм ҳарду[5] ба ҳам,
Лабон пур зи боду равон пур зи ғам.

Бигуфт он ки дар дил маро дард чист,
Ҳаме гуфт чандеву чанде гирист.

Аз андарзи[6] фаррух падар ёд кард,
Пур аз хун ҷигар, лаб пур аз бод кард,

Куҷо гуфта будаш, ки аз Турку Чин
Сипоҳе биёяд ба эронзамин.

Аз эшон туро дил шавад дардманд,
Басе бар сипоҳи ту ояд газанд.

Зи гуфтори шоҳ омад акнун нишон,
Фароз омад он рӯзи гарданкашон.

[1] ИЛ — Шаҳонро чунин кай бувад корзор. [2] Л — Эронсипаҳ. [3] ИЛ — буд. [4] ИЛМ — буд. [5] Л — бо ӯ. [6] Л — Зи эдар зи.

Ки аз номаи номдорон бихонд,[1]
Ки чандин сипаҳ кас зи туркон биронд.[2]

Шуморо сӯи Порс бояд шудан,
Шабистон биёвардану омадан,

В-аз он ҷо кашидан сӯи Зовкӯҳ,[3]
Бар он кӯҳи Албурз бурдан гурӯҳ.

Кунун сӯи[4] роҳи Сипоҳон шавед,
В-аз ин лашкари хеш[5] пинҳон равед.[6]

Зи кори шумо дилшикаста шаванд,
Бар ин хастагӣ низ хаста шаванд.

Зи тухми Фаридун магар як-ду тан
Барад ҷон аз ин бешумор анҷуман.

Надонам, ки дидор бошад, ҷуз ин,
Як имшаб бикӯшем дасти пасин.

Шабу рӯз доред корогаҳон,
Биҷӯед ҳушьёр кори ҷаҳон.

Аз ин лашкар ар бад диҳанд[7] огаҳӣ.
Ки тира шуд[8] ин фарри шоҳаншаҳӣ,

Шумо дил мадоред бас мустаманд,
Ки то буд, чунин буд чархи баланд.

Якеро ба хок андарорад[9] замон,
Яке бо кулоҳи каӣ[10] шодмон.

---

[1] Л — Кас аз номаи шаҳриёрон нахонд. [2] Л — наронд. [3] И — Зовакӯҳ; Л — Ромакӯҳ. [4] Л — Аз эдар зи. [5] Л — гашн. [6] Л — пас аз б. 267 омада:

Набояд, ки ояд шуморо газанд,
Аз ин бадкуниш, ҷодуи бадписанд.
Чу гаштанд огоҳ эрониён,
Аз ин пас бубандед кинро миён.

[7] И — Агар лашкар аз бад диҳад. [8] ИЛ — Шавад тира. [9] Л — ҷанг андароянд. [10] Л — омеҳӣ.

Тани кушта бо мурда яксон шавад,
Тапад як замон, пас таносон[1] шавад.[2]

Гирифт он ду фарзандро дар канор,
Фурӯ рехт хун[3] аз мижа шаҳриёр.

Бишуд Тӯсу Густаҳму Нӯзар бимонд,[4]
Дили дардмандаш ба ғам дарнишонд.[5]

ҶАНГИ НӮЗАР БО АФРОСИЁБ
БОРИ САВВУМ

Аз он пас биёсуд лашкар ду рӯз,
Се дигар чу бифрӯхт гетифурӯз,

Набуд шоҳро рӯзгори диранг,[6]
Ба бечорагӣ кард боист ҷанг.[7]

Або лашкари Нӯзар Афросиёб,
Чу дарёи ҷӯшон баровард тоб.

Хурӯшидан омад зи пардасарой,[8]
Або[9] нолаи бӯқу ҳиндидарой.

Табира баромад зи даргоҳи шоҳ,
Ниҳоданд бар сар зи оҳан кулоҳ.

Ба пардасарои рад Афросиёб,
Қасеро сар андар наёмад ба хоб.[10]

Ҳама шаб ҳаме лашкар оростанд,
Ҳамон теғу ҷӯшин бипоростанд.[11]

---

[1] Л — боз осон.
[2] ТПЗИ — Бидодаш аз он пандҳо чун сазид,
Пас он дасти шоҳона берун кашид.
[3] ИЛ — об. [4] ИЛ — ба ҳам. [5] Л — Ду рухсора пур обу дил пур зи ғам; И — Рухон-шон пуробу равон-шон диҷам. [6] Л — набард. [7] Л — ҷанг боист кард. [8] Л — ҳарду сарой. [9] Л — Ҳамон. [10] И — б. 281—283 нест. [11] Л — Ҳама шоғу кӯпол перостанд.

Замин кӯҳ то кӯҳ ҷавшанварон,
Бирафтанд бо гурзҳои гарон.

Набуд кӯҳ пайдо, на регу[1] на шах,
Зи дарьё ба дарьё кашиданд нах.

Биёрост Қоран ба қалб андарун,
Ки бо шоҳ бошад сипаҳро сутун.

Чапи шоҳ гурди Талимон бихост,
Чу Шопури Настӯҳ бар дасти рост.[2]

Зи шабгир, то хур зи гунбад[3] бигашт,
Набуд кӯҳ пайдо, на ҳомун, на дашт.

Дили теғ, гуфтӣ, биболад ҳаме,
Замин зери аспон бинолад ҳаме.

Чу шуд найзаҳо бар замин соядор,
Шикаст андаромад сӯи шаҳриёр.[4]

Чу омад ба бахт андарун тирагӣ,
Гирифтанд туркон бар он[5] чирагӣ.

Бар он сӯ, ки Шопури Настӯҳ буд,
Пароканда шуд, ҳарчӣ анбӯҳ буд.

Ҳаме буд Шопур, то кушта шуд,
Сари бахти эрониён гашта шуд.[6]

---

[1] И — руду.
[2] ТПЗ — В-аз он рӯй Афросиёби далер,
Баророст лашкар ба монанди шер,
Чапи лашкараш Бормон ҳамчу бод,
Ба шаст андарун чӯби оҳан ниҳод.
Сӯи рост Гарсевази пилтан,
Биистод чун кӯҳ бо кӯҳтан.
Чу ҳарду сипаҳ саф кашиданд рост,
Хурӯшидани нои руин бихост.

[3] Л — гардун. [4] И — моядор; Л — омад андар сари моядор. [5] Л — ҳаме. [6] Л — пас аз б. 294 ин б. омада:
В-аз он сӯ куҷо буд Талимони гурд,
Намонданд зинда бузургону хурд.

Басе номдорони эронсипоҳ,
Чи кушта чи хаста абар размгоҳ.

Чу шоҳу чу Қоран чунон дид кор,
Ки ахтар набуд ёр дар корзор,[1]

Аз анбӯҳи туркони пархошҷӯй
Ба сӯи деҳистон ниҳоданд рӯй.

Деҳистон гирифтанд яксар[2] ҳисор,
На бисьёр буд мар[3] сипаҳро гузор,

Шабу рӯз буд бар гузаргоҳ ҷанг,
Баромад бар ин низ чанде диранг.

Чу Нӯзар фурӯ ҳишт пай дар ҳисор,
Бар ӯ баста шуд роҳи ҷанги савор,[4]

Саворон биёрост Афросиёб,
Гусӣ кард лашкар ба ҳангоми хоб.[5]

Яке номвар туркро кард ёд,
**Сипаҳбад Курӯхони Висанажод,**

Сӯи Порс фармуд, то баркашид,
Ба роҳи биёбон сар андар кашид.

Қ-аз он сӯ буд эрониёнро буна,
Биҷӯяд буна мардуми бадбуна.[6]

Чу Қоран шунид он ки Афросиёб
Гусӣ кард лашкар ба ҳангоми хоб,

Шуд аз рашк ҷӯшону дил кард танг,
Бари Нӯзар омад ба сони паланг,

Ки: «Туроншаҳ он ноҷавонмард мард,
Нигаҳ кун, ки бо шоҳи Эрон чӣ кард?

---

[1] ИЛ — б. 295, 296 нест. [2] Л — аз эшон; И — эшон. [3] Л — Басе ҷои бад буд. [4] ИЛ — ҷангисавор. [5] Л — Гирифташ зи ҷанги диранги шитоб. [6] Л — бебуна.

Сӯи рӯйпӯшидагони сипоҳ
Сипоҳе фиристод бемар ба роҳ.

Шабистони мо гар ба даст оварад,
Бар ин номдорон шикаст оварад.

Ба нанг андарун сар шавад нопадид,
Маро сар сӯи кӯҳ бояд кашид.

Ба дастурии шоҳи пирӯзбахт,
Битозам паси турки бадхоҳ сахт.[1]

Туро хӯрданӣ ҳасту оби равон,
Сипоҳе ба меҳр аз бари ту навон,[2]

Ҳаме бошу дилро макун ҳеҷ танг,
Ки осон шавад бар ту-бар кори ҷанг.

Бикун шерӣ он ҷо, ки шерӣ сазад.
Ки аз шаҳриёрон далерӣ сазад».[3]

Бад-ӯ гуфт Нӯзар, ки: «Ин рой нест,
Сипаҳро чу ту[4] лашкаророй нест.

Зи баҳри буна рафт Густаҳму Тӯс,
Бад-он гаҳ, ки бархост овози кӯс.[5]

Бад-ин зудӣ андар шабистон расанд,
Чунон чун сазад сози эшон кунанд».[6]

Расиданд андар шабистон фароз,
Ялону бузургони гарданфароз.[7]

Нишастанд бар хону май хостанд,
Замоне дил аз ғам бипеapостанд.

---

[1] ИЛ — б. 311 нест. [2] Л — аз паи ту давон; И — равон. [3] Л — б. 314 нест;
ТП — Ки ман бурд хоҳам сипаҳро дамон,
Ба думи Курухон чу тир аз камон.
[4] Л — Сипох аст, ҷуз. [5] И — хезад хурӯши хурӯс. [6] И — б. 317 нест.
[7] Л — б. 318 нест.

Чу сармаст шуд Нӯзари шаҳриёр,
Ба парда дарун рафт дил кинадор.

Саворони Эрон гавони далер,
Зи даргаҳ бурун омаданд хир-хир.[1]

Пас он гаҳ сӯи хони Қоран шуданд,
Ҳама дида чун абри баҳман шуданд.[2]

Суханро фикананд ҳаргуна бун,
Бар он барниҳоданд яксар сухун,

Ки: «Моро сӯи Порс бояд кашид,[3]
Набояд аз ин рой ҳеҷ орамид.[4]

Чу пушидарӯёни эронсипоҳ,
Асирон шаванд аз бади кинахоҳ.

Зану зода дар банди туркон шаванд.
Абе чанг дил пур зи пайкон шаванд.

Ки гирад бад-ин дашт найза ба даст,
Киро бошад орому ҷои нишаст?»

Чу Шедӯшу Кашводу Қоран ба ҳам,
Заданд андар ин рой бар бешу кам.

Чу ниме гузашт аз шаби дерьёз,
Далерон ба рафтан гирифтанд соз.

Ҳамон гаҳ бишуд Қорани размзан,
Яке лашкаре бурд бо хештан.

Шабонгаҳ расиданд дил ноумед,
Бад-он диж, ки хондандӣ онро Сапед.[5]

---

[1] ИЛ — б. 320, 321 нест. [2] Л — Пас аз б. 322 ин б. омада:

Басе гуфта ронданд аз ҳар даре,
Фузуданд андешаи ҳар саре.

[3] Л — шудан. [4] Л — Ҷуз ин ҳеч рое набояд задан. [5] И — б. 330, 331 нест.

Бад-ин рӯй диждор буд Қаждаҳам,
Далерони бедор бо ӯ ба ҳам.[1]

В-аз он рӯи диж Бормон бо сипоҳ,
Або[2] пилу гурдон нишаста ба роҳ,

Қ-аз ӯ Қорани размзан хаста буд,
Ба хуни бародар камар баста буд.

Бипӯшид Қоран салеҳи набард,
Чу боист, кори сипаҳ рост кард.[3]

Паси ӯ бирафтанд гурдони ӯй,
Сӯи Порс бинҳод якбора рӯй.

Шуд огаҳ аз ӯ[4] Бормони далер,
Ба пеш андаромад ба кирдори шер.

Чу Қоран мар ӯро чунон тез дид,
Ба пайкор дар гард хунрез дид.[5]

Баровехт чун шер бо Бормон,
Сӯи чора ҷустан надодаш замон.

Сабук андар омад бару бар кушод,
Зи яздони фарьёдрас кард ёд.[6]

Яке найза зад бар камарбанди ӯй,
Ки бигсаст буньёду[7] пайванди ӯй.

Нагун андар омад зи пушти сутур,
Шуда тира з-ӯ чарх, тобанда[8] ҳур.[9]

Сипаҳ сар ба сар[10] дилшикаста шуданд,
Ҳама як зи дигар гусиста шуданд.

---

[1] Л — б. 329—332 нест. [2] Л — Худу. [3] Л — б. 335 нест.
ТПЗИ — Сипаҳро гузар буд бар Бормон.
Сӯи рост* шуд Қоран онгаҳ дамон.
[4] И — Чу огоҳ шуд. [5] Л — б. 337, 338 нест. [6] ИЛ — б. 340 нест.
[7] Л — ҳама банду. [8] И — гарданда. [9] Л — б. 342 нест. [10] Л — як ба як. * И — роҳ.

Сипаҳбад сӯи Порс бинҳод рӯй,
Або номвар лашкари ҷангҷӯй.

## ГИРИФТОР ШУДАНИ НӮЗАР БА ДАСТИ АФРОСИЁБ

Чу бишнид Нӯзар, ки Қоран бирафт,
Дамон аз пасаш рӯй бинҳод тафт.

Ҳаме тохт, к-аз рӯзи бад бигзарад,
Сипеҳраш магар зери пай наспарад.

Чу Афросиёб огаҳӣ ёфт з-ӯй,
Ки сӯи биёбон ниҳодаст рӯй,

Сипаҳ анҷуман карду пӯён бирафт,
Чу шер[1] аз пасаш рӯй бинҳод тафт.

Чу танг андар омад паси шаҳриёр,
Ҳамаш тохтан диду ҳам корзор.

Бар он сон,*[1] ки омад ҳаме ҷуст роҳ,
Ки то бесар орад[2] саре бо кулоҳ.

Шаби тира то шуд баланд офтоб
Ҳаме гашт бо Нӯзар Афросиёб.

Зи гарди далерон ҷаҳон[3] тор шуд,
Саранҷом Нӯзар гирифтор шуд.[4]

Худу номдорон ҳазору дувист,
Ту гуфтӣ, ки-шон бар ҷаҳон ҷой нест.

Басе роҳ ҷустанду бигрехтанд,
Ба доми бало дар биёвехтанд.[5]

---

[1] ИЛ — Дамон. [2] Л — сар сарорад; И — бар сар орад. [3] Л — ҳаво.

[4] ТПЗ — Гирифташ камарбанд пури Пашанг,
Ҷудо кард ӯро зи зини паланг.

[5] Л — бар ҳам овехтанд. *[1] М — Бад-он гаҳ.

Чунон лашкареро гирифта ба банд,
Биёвард бо шаҳриёри баланд.

Агар бо ту гардун нишинад ба роз,
Наёбӣ ҳам аз гардиши ӯ ҷавоз.

Ҳам ӯ тоҷу тахту баландӣ диҳад,
Ҳам ӯ тирагиву нажандӣ диҳад.

Ба душман ҳаме монад ӯ ҳам ба дӯст,
Аз ӯ мағз ёбӣ гаҳе гоҳ пӯст,

Ки гетӣ яке нағз бозигар аст,
Ки ҳардам варо бозии дигар аст.[1]

Сарат гар бисояд бар абри сиёҳ,
Саранҷом хок аст аз ӯ ҷойгоҳ.[2]

В-аз он пас бифармуд Афросиёб,
Ки аз ғору кӯҳу биёбону об

Биҷӯед, то Қорани размзан
Раҳой наёбад аз[3] он анҷуман.

Чу бишнид, к-ӯ пеш аз ин[4] рафта буд,
Зи кори шабистон дилошуфта буд.

Аз он пас бифармуд Афросиёб,
Ки то Бормон ронад андар шитоб.

Паси Қорани размзан ҳамчу шер,
Бигирад мар ӯро, барорад далер.[5]

---

[1] ИЛ — б. 359 нест;
ТПЗ — Нигар, то набандӣ дил андар ҷаҳон,
Набошӣ бад-ӯ эмин андар ниҳон.
[2] ТПЗ — Якеро зи моҳӣ ба моҳ оварад,
Якеро зи маҳ зери чоҳ оварад.
[3] Л — Сари номдорони;
ТПЗЛ — Куҷо рафт аз ин саҳмгин размгоҳ
Ки пешам наёяд ба тан кинахоҳ?
[4] Л — Яке гуфт Қоран (ки) шаб. [5] ИЛ — б. 364, 365 нест.

Бигуфтанд бо Бормон ӯ чӣ кард,
Чӣ гуна даровард з-аспаш ба гард,

Ғамӣ гашт аз он кор Афросиёб,
Бар ӯ талх шуд хӯрду орому хоб.[1]

Чунин гуфт бо Висаи номвар,
Ки: «Дил сахт гардон ба марги[2] писар.

Кучо Қорани Кова ҷанг оварад,
Паланг аз шитобаш диранг оварад.

Туро рафт бояд зи баҳри[3] писар,
Або лашкаре сохта пурҳунар».

КУШТА ЁФТАНИ ВИСА
ПИСАРИ ХУДРО

Бишуд Виса солори туронсипоҳ,[4]
Або номвар лашкари размхоҳ.[5]

Аз он пештар, к-ӯ ба Қоран расид,
Гиромишро кушта афканда дид.

Дарида дурафшу нагунсор кӯс,
Чу*[1] лола кафан, рӯй чун сандарӯс.

Далерону гурдони туронсипоҳ,
Басе низ бо ӯ фиканда ба роҳ.

Чу Виса чунон дид, ғамнок шуд,
Дилаш, гуфтӣ, аз ғам ба ду чок шуд.

Биборид аз дидагон оби нарм,
Паси Қоран андар ҳаме ронд гарм,

Давон гашта Виса чу оби равон,
Фитода аз ӯ шӯр андар ҷаҳон.[6]

---

[1] Л — 366, 367 нест. [2] И — меҳри. [3] Л — ба пушти; И — ба пеши. [4] Л — турконсипоҳ. [5] ИЛ — кинахоҳ. [6] ИЛ — б. 375—377 нест.
*[1] М — зи.

Зи Виса ба Қоран расид огаҳӣ,
Ки омад ба фирӯзиву фарраҳӣ.

Саворони тозӣ сӯи Нимрӯз,
Гусӣ карду худ рафт гетифурӯз.[1]

Чу аз Порс Қоран[2] ба ҳомун расид,[3]
Зи дасти чапаш гарде[4] омад падид.

Зи гард андаромад[5] дурафши сиёҳ,
Сипаҳдори туркон ба[6] пеши сипоҳ.

Рада баркашиданд аз ҳарду рӯй,
Бирафтанд гурдони пархошҷӯй.[7]

Зи қалби сипаҳ Виса овоз дод,
Ки: «Шуд тоҷу тахти бузургӣ ба бод.

Зи Қаннуҷ то марзи Кобулситон,
Ҳамон низ Ғазнину[8] Зобулситон,

Ҳама[9] сар ба сар пок дар чанги мост,
Бар айвонҳо нақши авранги мост.

---

[1] Л — Сутурони тозӣ сӯи Нимрӯз
Фиристод солори гетифурӯз.

ТПИ — Зи дарди писар Висаи ҷангҷуй,
Сӯи Порс чун бод бинҳод рӯй;

Ин б. дар 3—пас аз б. 378 омада, ки ба матн бештар мувофиқат дорад; И — пас аз б. 379 ин б. омада:

Бирафтанд гурдони пархошҷуй,
Ҳама паҳлавону ҳама номҷӯй.

[2] ИЛ — лашкар. [3] ИЛ — кашид. [4] Л — лашкар. [5] Л — Баромад аз он ҷо. [6] Л — зи.

[7] ТПЗ — Нигаҳ кард Қоран ба турониён,
Ҳама созу олоти эрониён
Бидонист, к-эрониёнро чӣ шуд,
Сар омад ҳама кору ҷонро чӣ шуд.
Сари тахти Эрон даромад ба ҷанг.
Ҷаҳон гашт бар коми пури Пашанг.

[8] ИЛ — то дари дашти. [9] Л — Ҷаҳон.

Куҷо ёфт хоҳӣ ту оромгоҳ,
Аз он пас куҷо шуд гирифтор шоҳ?».[1]

Чунин дод посух ки: «Ман Қоранам,
Гилем андар оби равон афканам[2]

На аз бим рафтам, на аз гуфтугӯй,
Ба сӯи писар-т омадам ҷангӯй[3]

Чу аз кини ӯ дил бипардохтам,
Кунун кину ҷанги[4] туро сохтам.

Намоям туро ҳам яке дастбурд,
Чунон чун намоянд мардони гурд».[5]

Барангехтанд аспҳоро зи ҷой,
Баромад хурӯшидани каррной.[6]

Баромад чапу рост гарди сипоҳ,
На рӯи ҳаво монд равшан, на моҳ.

Сабук як ба дигар баровехтанд,[7]
Чу рӯди равон хун ҳаме рехтанд.

Бизад Висаро[8] Қорани размҷӯй,
Аз ӯ Виса дар ҷанг баргошт рӯй.

---

[1] ТПЗИ — Ба Виса чунин гуфт Қоран, ки: «Бас,
Куҷо безамона намурдаст кас.
Замона чу танг омадаш кор буд.
Надорад ғаму дарду тимор суд.
Чунин аст фарҷоми гардонсипеҳр,
Бихоҳад бурид аз ту як рӯз меҳр.
Агар шоҳ Нӯзар гирифтор гашт,
На гардуни гарданда бекор гашт.
Шуморо ҳамин рӯз пеш оварад.
В-аз ин бадтарин хӯю кеш оварад».
Ва Қоран чунин гуфт бадхоҳбахт,
«Рабуд аз шумо ганҷу дайҳиму тахт.
Замону замин душмани шоҳи туст.
Туро бахти бедор гаштаст суст».

[2] Л — нафганам. [3] Л — кинаҷӯй. [4] Л — ҷангу размӣ.

[5] Л — Чунонат фиристам ба дунболи ӯй,
Ки огаҳ шавӣ зуд з-аҳволи ӯй.

[6] ИЛ — б. 391 нест. [7] ИЛ — баромехтанд. [8] Л — Бари Виса шуд.

Фаровон зи чанговарон кушта шуд,
Зи овардгаҳ Виса саргашта шуд.[1]

Чу бар Виса омад зи ахтар шикан,
Нарафт[2] аз пасаш Қорани размзан.

Бишуд Виса то пеши Афросиёб,
Зи дарди писар дидагонаш[3] пуроб.

## ТОХТ КАРДАНИ ШАМОСОС ВА ХАЗАРВОН БА ЗОБУЛИСТОН

Сипохе, ки аз шаҳри Армон шуданд,
Ба кина сӯи Зобулистон шуданд.

Шамосос, к-аз пеши Ҷайҳун бирафт,
Сӯи Систон рӯй бинҳоду тафт.

Хазарвон[4] або теғзан сӣ ҳазор,
Зи туркон бузургони[5] ханҷаргузор,

Бирафтанд бедор[6] то Ҳирманд,
Або теғу бо гурзу бахти баланд.[7]

Зи бахри падар Зол бо сӯгу дард,
Ба гуроба андар ҳаме дахма кард.

Ба шаҳр андарун гурд Меҳроб буд,
Ки равшанравон буду бехоб буд.

Фиристодае омад аз назди ӯй,
Ба сӯи Шамосос бинҳод рӯй.

Ба пеши саропарда омад фуруд,
Зи Меҳроб додаш фаровон дуруд,

Ки бедордил шоҳи туронсипоҳ,
Бимонод то ҷовидон бо кулоҳ!

---

[1] Л — б. 395 нест. [2] ИЛ — Бирафт. [3] Л — Ҳарду дида. [4] Л — Хурӯшон. [5] Л — Саворону туркони. [6] Л — Ҳушьёр. [7] Або теғу гурзу камону каманд.

Зи Заҳҳоки тозист моро нажод,
Бад-ин подшоҳӣ наям сахт шод.

Ба пайвастагӣ[1] чон харидам ҳаме,
Ҷуз ин нест чора, надидам ҳаме.

Қунун ин сарои нишасти ман аст,
Ҳама Зобулистон[2] ба дасти ман аст.

Аз эдар, ки Дастон бишуд сӯгвор,
Зи баҳри сутудони Соми савор.

Дилам шодмон шуд ба тимори ӯй,
Бар онам, ки ҳаргиз набинам-ш рӯй,

Замон хоҳам аз номвар паҳлавон,
Бад-он то фиристам ҳаюне дамон.[3]

Яке марди бинодили пуршитоб,
Фиристам ба наздики Афросиёб.

Магар к-аз ниҳони ман огаҳ шавад,
Суханҳои гӯянда[4] кӯтаҳ шавад.

Нисоре фиристам чунон чун сазост,
Ҷуз ин нест ҳар ч-аз дари подшост.

Гар эдун, ки гӯяд, ки назди ман ой,
Ҷуз аз[5] пеши тахташ набошам[6] ба пой.

Ҳама подшоҳӣ супорам бад-ӯй,
Дили хешро шод дорам бад-ӯй.

Тани паҳлавонро наёрам ба ранҷ,
Фиристам-ш ҳаргуна оганда ганҷ.

Аз ин сӯ дили паҳлавонро бибаст,
В-аз он сӯй бар чора ёзид даст.

[1] Л — пайванд ман. [2] Л — Кобулистон. [3] И — равон. [4] Л — дерина. [5] Л — шавам. [6] Л — бибошам.

Наванде барафканд наздики Зол,
Ки парранда шав, боз кун парру бол,

Ба Дастон бигӯй он чӣ дидӣ зи кор,
Бигӯяш, ки аз омадан сар махор.

Ки ду паҳлавон эдар омад ба ҷанг,
Зи туркон сипоҳе чу даштипаланг.[1]

Ду лашкар кашиданд бар Хирманд.
Ба динорашон пой кардам ба банд.

Агар з-омадан дам занӣ як замон,
Бароянд ҳама комаи бадгумон.

Фиристода наздики Дастон расид,
Ба кирдори оташ дилаш бардамид.

### РАСИДАНИ ЗОЛ БА МАДАДИ МЕҲРОБ

Сӯи гурд Меҳроб бинҳод рӯй,
Ҳаме тохт бо лашкари ҷангҷӯй.[2]

Чу меҳробро пой бар ҷой дид,
Ба сар-ш андарун донишу рой дид,

Ба дил гуфт, к-акнун зи лашкар чӣ бок,
Чи пешам Хазарвон, чи як мушти хок.[3]

Ба Меҳроб гуфт, «Эй ҳушивор мард,
Писандидаӣ дар ҳама коркард.

---

[1] Л — ҷанги паланг. [2] ТПЗ — пеш аз б. 426 ин б. омада:

Чу бишнид Дастони Сом ин паём,
Бифармуд бар чарма зарринситом:

ТПЗ — пас аз б. 426 ин б. омада:

Наёсуд рӯзу шаб аз тохтан,
Чунин то баромад бари анҷуман.

[3] ТПЗИ — Пас он гаҳ сӯи шаҳр бинҳод рӯй
Чу омад ба шаҳр андарун номҷӯй.

Қунун ман шавам дар шаби тирагун,
Яке даст ёзам бар эшон ба хун.

Шаванд огаҳ аз ман, ки боз омадам,
Дилогандаву кинасоз омадам».

Қамоне ба бозӯ дарафканд сахт,
Яке[1] тир бар сони шохи дарахт.

Нигаҳ кард, то ҷои гурдон куҷост,
Хадангаш ба чарх андарун ронд рост.[2]

Бияндохт се ҷой, се чӯба тир,
Баромад хурӯшидани дору гир.

Чу шаб рӯз гашт,[3] анҷуман шуд сипоҳ,
Бад-он тир карданд ҳар як[4] нигоҳ.

Бигуфтанд, к-ин тири Зол асту бас,
Наронад чунин[5] дар камон ҳеҷ[6] кас.

Шамосос гуфт: «Эй Хазарвони шер,
Накардӣ чунин размро хир-хир.

На Меҳроб мондӣ, на лашкар, на ганҷ,
На аз Зол будӣ бад-ин гуна[7] ранҷ».[8]

Хазарвон бад-ӯ гуфт, к-«Ин як тан аст,
На оҳантан[9] асту на оҳарман аст.

Ту аз ҷанги ӯ дил мадор эч танг,
Ҳам акнун биёрам ман ӯро ба чанг».[10]

---

[1] Л — Басе. [2] И — б. 433 нест. [3] ИЛ — шуд. [4] ИЛ — кас. [5] И — чуз ӯ. [6] ИЛ — тир. [7] Л — ғаму дарду.

[8] ТПЗИ — Набудӣ магармон чунин размгоҳ,
На душман кашидӣ ба мо—бар сипоҳ.

[9] Л — На аз оҳан.

[10] ТПЗ — Намонам варо зинда бар пушти зин,
Ҳама номдорони эронзамин.

Чу хуршеди тобон зи гунбад[1] бигашт,
Хурӯши табира баромад зи дашт.

Ба шаҳр андарун кӯс бо карнай,
Хурӯшидани зангу ҳиндидарой.

Дамон Зол пӯшид сози набард,
Бар асп андаромад ба кирдори гард.

Сипоҳаш нишастанд бар пушти зин,
Сари пур зи кин, абрӯвон пур зи чин.[2]

Биёмад[3] сипаҳро ба ҳомун кашид,
Саропардаву пил берун кашид.

Сипоҳ андар омад ба пеши сипоҳ,
Шуд аз гард[4] ҳомун чу кӯҳи сиёҳ.[5]

Хазарвон дамон бо амуду сипар,
Яке тохтан кард бар Золи Зар.

Амуде бизад бар бари равшанаш,
Шикаста шуд он номвар ҷавшанаш.

Чу шуд тофта шоҳи Зобулситон,
Бирафтанд гурдони Қобулситон.

Яке габр пӯшид Золи далер,
Ба ҷанг андар омад ба кирдори шер.

Ба даст андарун дошт гурзи падар,
Сараш гашта пурхашму пурхун ҷигар.

Хазарвон биёмад чунон кинахоҳ,
Ки шери хурӯшон ба пеши сипоҳ.

---

[1] ИЛ — бало. [2] Л — б. 443, 444 нест. [3] Л — Сипаҳбуд. [4] Л — дур.

[5] ТПЗ — Ду лашкар баробар кашиданд саф,
Зи кини чигар бар лаб оварда каф.

Чу Дастон барангехт гарди набард,
Ҳамон гаҳ Хазарвон баромад чу гард.

Даманда чунон бар Хазарвон расид.
Барафрохт он гурзро чун сазид.[1]

Бизад бар сараш гурзаи говранг,
Замин шуд зи хун ҳамчу[2] пушти паланг.[3]

Бияфканду биспарду з-ӯ баргузашт,
Зи пеши сипоҳ андар омад ба дашт.

Шамососро хост, к-ояд бурун,
Наёмад бурун, к-аш начӯшид хун,

Ба гард андарун ёфт Гулбодро,
Ба гардан баровард пӯлодро.

Чу он гурзу шамшери[4] Дастон бидид,
Ҳаме кард аз ӯ хештан нопадид.

Қамонро ба зеҳ кард Золи савор,
Хаданге бад-ӯ андарун ронд хор.

Бизад бар камарбанди Гулбод-бар,
Бар он бандзанҷири пӯлод-бар.

Миёнаш або[5] кӯҳаи зин бидухт,
Сипаҳро ба Гулбод-бар дил бисӯхт.

Чу ин ду сар афканда шуд дар набард,
Шамосос шуд бедилу руйзард.

---

[1] Л — б. 452—454 нест. [2] Л — хунаш чу. [3] Л — Пас аз б. 456 як б. омада:

Хазарвон шуд аз кинаву ҷанг сер,
Ҳамон гаҳ барангехт Золи далер.

[4] Л — Чу шамшерзан гурд. [5] Л — Камаргоҳ бо.

Гурезон Шамососу гурдон ҳама,
Пароканда чун рӯзи борон рама.[1]

Пас андар далерони Зобулситон,
Бирафтанд бо шоҳи Қобулситон.

Чунон шуд зи бас кушта овардгоҳ,
Ки[2] гуфтӣ, ҷаҳон танг шуд бар сипоҳ.

Сӯи шоҳи туркон ниҳоданд сар,
Кушода силоҳу[3] гусиста камар.

Шамосос чун дар биёбон расид,
Зи раҳ Қорани Қова омад падид.

Ки аз лашкари Виса баргашта буд,
Ба хорӣ гиромишро кушта буд.

Ба ҳам бозхурданд ҳарду сипоҳ,
Шамосос бо Қорани кинахоҳ.[4]

Бидонист Қоран, ки эшон кианд,
Зи Зобулситон тохта бар чианд.

Бизад нои рӯину бигрифт роҳ,
Ба пеши сипоҳ андаромад сипоҳ.

Ба гурдон чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки «Эй номдорони равшанравон,

Ба найза дароед дар корзор.
Магар, к-андароред з-эшон димор»

Саворон сӯи найза бурданд даст,
Хурӯшон ба кирдори пилони маст.

---

[1] ТПЗИЛ — Шамосос бо лашкари размсоз,
Пароканда аз разм гаштанд боз;

Л — б. 463, 464 нест. [2] И — Ту. [3] ИЛ — салеҳу. [4] ИЛ — размхоҳ.

Наистон шуд аз найза овардгоҳ,
Зи найза на хуршед пайдо на моҳ.

Ҳама ҳарчӣ буд лашкари турк хор
Бикушту бияфканд дар раҳгузор.[1]

Бар он лашкари баставу хаста х[в]ард,
Ба хуршеди тобон баровард гард.[2]

Гурезон Шамосос бо чанд мард,
Бирафтанд аз он тирагарди набард.

## ҚУШТА ШУДАНИ НУЗАР БА ДАСТИ АФРОСИЁБ

Суи шоҳи туркон расид огаҳӣ,
К-аз он номдорон ҷаҳон[3] шуд тиҳӣ.

Дилаш гашт пурроташи дарду ғам,
Ду рухро зи[4] хуни ҷигар дод[5] нам.

Чунин гуфт, ки:— «Ин Нузари тоҷдор,
Ба зиндону ёрони ман кушта хор.[6]

Чӣ чораст ҷуз хуни ӯ рехтан,
Яке кина аз нав барангехтан».

Барошуфту гуфто, ки: «Нузар куҷост,
К-аз ӯ Виса хоҳад ҳаме кина хост».

Ба дижхим фармуд, к-«Уро биёр,
Бад-он то биёмӯзамаш корзор».[7]

Сипаҳдор Нузар чу огоҳ шуд,
Бидонист, к-аш рӯз[8] кутоҳ шуд.

---

[1] ИЛ — 473—477 нест. [2] Л — пас аз б. 478 ин б. омада:

Басеро бибасту басеро бихаст,
Басеро ба гурзи гарон кард паст.

[3] Л — замин. [4] Л — ба. [5] Л — кард. [6] Л — б. 482 нест. [7] И — б. 485 нест. [8] Л — умр.

Сипоҳӣ пур аз ғулғулу гуфтугӯй,
Сӯи шоҳ Нӯзар ниҳоданд рӯй.

Бубастанд бозӯш бар сони санг,[1]
Қашидандаш аз ҷой пеши наҳанг.

Ба дашт оваридандаш аз хайма хор,
Бараҳна сару пову баргашта кор.

Абар шоҳ Нӯзар рад Афросиёб
Барафканд дида диле пуршитоб.[2]

Чу аз дур дидаш забон баркушод,
Зи кини ниёкон ҳаме кард ёд.

Зи Салму зи Тур андар омад нахуст,
Дилу дида аз шарми шоҳон бишуст,

Бад-ӯ гуфт ҳар бад, ки ояд равост,[3]
Бигуфту барошуфту шамшер хост.

Бизад гардани Нӯзари шаҳриёр,[4]
Танашро ба хок андарафканд хор.

Шуд он ёдгори Манучеҳршоҳ,
Тиҳӣ монд Эрон зи тахту кулоҳ.

Аё[5] донишӣ марди бисьёрҳуш,
Ҳама чодари[6] озмандӣ мапӯш,

Ки тахту кулаҳ чун ту бисьёр дид,
Ҷунин достон чанд хоҳӣ шунид.[7]

Расидӣ ба ҷое ки биштофтӣ,
Саромад, к-аз ӯ орзӯ ёфтӣ.

Чӣ ҷӯйӣ аз ин тирахоки нажанд,
Ки ҳам боз гардонадат мустаманд!

---

[1] Л — гирифтанд бозур бо зӯр танг; И — Гирифтанд бо зӯш бо банд танг; [2] Л — б. 489, 490 нест; И — б. 490 нест. [3] Л — сазост. [4] ИЛ — тоҷдор. [5] Л — Ту эй. [6] Л — ҷомаи. [7] б. 497 нест.

Пас он бастагонро кашиданд хор,
Ба ҷон хостанд он гаҳе зинҳор.[1]

Чу Аҳрираси пурҳунар он бидид,
Дил андар бари ӯ яке бардамид.

Биёмад хурӯшон ба хоҳишгарӣ,
Биёрост бо номвар доварӣ.[2]

Ки «Чандин сарафроз гурди савор,
На бо тарку ҷавшан, на дар корзор,[3]

Гирифтор куштан на воло бувад,
Нишебаст ҷое ки боло бувад.

Сазад, гар наёрӣ[4] ба ҷон-шон газанд,
Супорӣ ҳам эдун ба ман-шон ба банд.

Бар эшон яке ғор[5] зиндон кунам,
Нигаҳдорашон[6] ҳушмандон кунам.

Ба зиндон ба зорӣ*[1] бароранд ҳуш,
Ту аз хун бикаш дасту чандин макуш.

Бибахшудашон ҷон ба гуфтори[7] ӯй,
Чу бишнид зориву пайкори[8] ӯй.

Бифармудашон то ба Сорӣ баранд,
Ба ғулу ба мисмору хорӣ баранд.[9]

---

[1] Л — Кашидандашон баставу хору зор,
Ҳаме хост ҳар як ба ҷон зинҳор.
[2] ТПЗ — Чунин гуфт чандин сари бегунох,
Зи тан дур монад зи фармони шоҳ.
[3] Л — Пас аз б. 503 ин б. омада:
Ҳама бегуноҳанду бечораанд,
Ситамёфта, на ситамкораанд.
[4] И — набошад. [5] И — хона. [6] Л — Нигаҳбонашон. [7] Л — зи кирдори. [8] Л — бо дард гуфтори.
[9] ТПЗИ — В-азон пас сипаҳдори туркону Чин,
Сипаҳро пароканд дил пур зи кин.
*[1] М — Ба зориву хорӣ.

Чу ин карда шуд, сози рафтан гирифт,
Замин зери аспон нуҳуфтан гирифт.[1]

Зи пеши деҳистон сӯи Рай кашид,
Аз аспон ба ранҷу ба так хай кашид.[2]

Қулоҳи каёнӣ ба сар барниҳод,
Ба динор додан дар андар кушод.

Ба шоҳӣ нишаст андар эронзамин,
Саре пур зи ҷангу диле пур зи кин.[3]

### ОГОҲӢ ЁФТАНИ ЗОЛ АЗ МАРГИ НӮЗАР

Ба Густаҳму Тӯс омад ин огаҳӣ,
Ки шуд тира он фарри[4] шоҳаншаҳӣ.

Ба шамшери тез он сари тоҷдор[5]
Ба зорӣ буриданду баргашт кор.

Биканданд мӯю шахуданд рӯй,
Аз Эрон баромад яке ҳою ҳуй.

Сари саркашон гашт пургарду хок,
Ҳама дида хуну[6] ҳама ҷома ҷок.

Сӯи Зобулистон ниҳоданд рӯй,
Забон шоҳгӯю равон шоҳҷӯй.[7]

Бари[8] Зол рафтанд бо сӯгу дард,
Рухон пур зи хуну сарон пур зи гард.

Ки родо, далеро, шаҳо, Нӯзаро,
Гаво, тоҷдоро, маҳо, доваро!

---

[1] Л — б. 510 нест.
[2] ТПЗ — Зи Турон биёмад ба эронзамин
Ҷаҳоне даровард зери нигин;
Л — Зи эшон ба ранҷу ба бад. [3] ИЛ — б. 513 нест. [4] ИЛ — дайҳими. [5] И — номдор. [6] И — пурхун. [7] ИЛ — б. 518 нест. [8] ИЛ — Сӯи.

Нигаҳдори Эрону пушти меҳон
Сари тоҷдорону[1] шоҳи ҷаҳон.

Сарат афсар аз хок ҷӯяд ҳаме,
Замин хуни шоҳон бибӯяд ҳаме.

Гиёҳе ки рӯяд аз он буму бар,
Нагун дорад аз шарми хуршед сар,

Ҳама дод хоҳему зорӣ кунем,
Ба бар ҷомаи сӯгворӣ[2] кунем.

Нажоди[3] Фаридун бад-ӯ зинда буд,
Замин наъли аспи варо банда буд.

Ба хориву зорӣ сарашро зи тан
Буриданд бо номдор анҷуман.

Ҳама теғи заҳробгун баркашем,
Ба кин ҷустану душманонро[4] кушем.

Бипӯшед ҷавшан ҳама кинаро,
Бисозед нав кини деринаро.[5]

Ҳамоно бар ин сӯг бо мо сипеҳр
Зи дида фурӯ борадӣ хун ба[6] меҳр.

Шумо низ дида пур аз хун кунед,
Ҳама ҷомаи ноз берун кунед.

Ки бо[7] кини шоҳон нашояд, ки чашм
Набошад пур аз обу дил пур зи хашм.

Ҳама анҷуман зору гирьён шуданд,
Чу бар оташи тез бирьён шуданд.

---

[1] Л — номдорону. [2] И — Ҳама гирьяву сугдорӣ кунем; Л — ба хуни падар сӯгворӣ. [3] И — Нишони. [4] Л — ба кин ҷустан оеду душман; И — Ба кин хостан то ки душман. [5] Л — б. 528 нест. [6] Л—биборад ҳаме хуни; И — оби. [7] И — Або.

Бидаррид ҷома ба тан Золи Зар,
Бимӯиду бинишаст бар хок бар.[1]

Забон дод Дастон, ки то растахез
Набинад ниёми маро теғи тез.

Ҳамон чарма[2] дар зер тахти ман аст,
Синондор найза дарахти ман аст.

Рикеб аст пои маро ҷойгоҳ,
Яке тарки тира сарамро кулоҳ.

Бар ин кина оромишу хоб нест,
Ба монанди чашмам ба ҷӯй об нест.

Равони чунин шаҳриёри ҷаҳон,
Дурахшанда бодо[3] миёни меҳон.

Шуморо ба доди ҷаҳонофарин.
Равон тоза бодо ба ороми[4] дин.

Зи модар ҳама маргро зодаем,
Бар инему гардан варо додаем.

Чу гурдон сӯи кина биштофтанд.
Ба Сорӣ сарон огаҳӣ ёфтанд.

Ки эрониён роҳро сохтанд,
Ҳаюнон ба ҳар сӯ барандохтанд.

Фароз овардиданд бемар сипоҳ,
Зи шодӣ буриданду оромгоҳ.[5]

---

[1] ИЛ — б. 533 нест. [2] Л — Ҷаҳончарма. [3] Л — бод аз. [4] Л — Дил уммед бод андар ороми. [5] Л — б. 542, 543 нест;

ТПЗИ — Сипаҳро ҳама Зол обод кард,
Дили сарфарозон бад-он шод кард.
Зи ҳар сӯ, ки будаш фасила яла,
Ба шаҳр андаровард яксар гала.
Силеҳу дирам додан оғоз кард,
Ҷаҳонро зи гурдон пуровоз кард.

Аз эшон бишуд хурду орому хоб,
Пур аз тарс гаштанд аз Афросиёб[1]

В-аз он пас[2] ба Ағрирас омад паём,
Ки: «Эй пурманиш меҳтари некном,

Ҳама як ба як мар туро бандаем,
Ба гетӣ зи гуфтори ту зиндаем.

Ту донӣ, ки Дастон ба Зобулситон
Ба ҷой аст бо шоҳи Қобулситон.

Чу Барзину чун Қорани размзан,
Чу Харроду Қашводи лашкаршикан.

Ялонанд бо чангҳои дароз,
Надоранд аз Эрон чунин ҷанг боз.[3]

Чу тобанд гурдон аз ин сӯ инон,
Ба чашм андароранд нӯки синон.

Аз он тез гардад рад Афросиёб,
Дилаш гардад аз кини мо пуршитоб.

Сари як рама мардуми бегуноҳ,
Ба хок андар орад зи баҳри кулоҳ.

Агар бинад[4] Ағрираси ҳушманд,
Яке[5] бастагонро кушояд зи банд,

Пароканда гардем гирди ҷаҳон,
Забон баркушоем пеши меҳон.

Ба пеши бузургон ситоиш кунем,
Ҳама пеши яздон ниёиш кунем».

---

[1] И — б. 544 нест. [2] Л — эшон.

Ҳам акнун, ки бар ҳам занӣ зуд чашм.
[3] ТПЗИ — Биёянд бар кини Нӯзар ба хашм,

[4] И — Ба фармони. [5] Л — Мар ин.

Чунин гуфт[1] Ағрираси пурхирад,
К-«Аз ингуна чора на андар х[в]арад.

Зи ман ошкоро шавад душманӣ.
Бичӯшад сари марди оҳарманӣ.

Яке чора созам дигаргуна з-ин,
Ки бо ман бародар нагардад ба кин,

Гар эдун, ки Дастон шавад тезчанг,
Яке лашкар орад бари[2] мо ба чанг.

Чу орад ба наздики Сорӣ рама,
Бад-эшон супорам шуморо ҳама.[3]

Бипардозам Омул, наёям ба чанг
Сарамро зи ном андар орам ба нанг».

Бузургони Эрон зи гуфтори ӯй,
Ба рӯи замин барниҳоданд рӯй.

Чу аз офариниш бипардохтанд,
Наванде зи Сорӣ бурун тохтанд.

Биёмад[4] ба наздики Дастони Сом,
Биёвард аз он номдорон паём,[5]

Ки бахшуд бар мо чаҳондори мо,
Шуд Ағрираси пурхирад ёри мо.

Яке сахтпаймон фикандем бун,
Бар ин бар ниҳодем яксар[6] сухун,

К-аз Эрон агар Золи Зар бо ду мард
Биёянду чӯянд бо ӯ набард,

Гаронмоя Ағрираси некпай,
Сипаҳро зи Омул гузорад ба Рай.

---

[1] И — Агар бинад. [2] Л — суи. [3] И — б. 560 нест. [4] Л — Шитобон. [5] Л — Ки эй номвар паҳлавон шодком. [6] Л — бо вай.

Магар зинда аз дасти ин аждаҳо
Тани як ҷаҳон мардум ояд раҳо.

Чу пӯянда дар Зобулистон расид
Сароянда наздики Дастон расид,

Бузургону ҷанговаронро бихонд,
Паёми ялон пеши эшон биронд.

В-аз он пас чунин гуфт, ки: «Эй ёварон,[1]
Палангони[2] ҷангиву номоварон,

Қадом аст гурди*[1] кунорангдил,[3]
Ба мардӣ сияҳ карда дар ҷанг дил.

Харидори ин ҷангу ин тохтан,
Ба хуршед гардан барафрохтан»?[4]

Ба бар зад дар ин кор Қашвод даст
Манам гуфт ёзон, бад-ин дод даст.

Бар ӯ офарин кард фархунда Зол,
Ки хуррам бизӣ то бувад моҳу сол.

Сипоҳе зи гурдони пархошҷӯй,
Зи Зобул ба Омул ниҳоданд рӯй.

Чу манзил яке ду бурун шуд ба роҳ,
Хабар шуд ба Ағрираси некхоҳ.

Бизад нои рӯину лашкар биронд,
Ҳама бастагонро ба Сорӣ бимонд.

Чу Қашводи фаррух ба Сорӣ расид,
Падид омад он бандҳоро калид.[5]

---

[1] Л — бо сарварон. [2] Л — Саворони. [3] Л — або сангдил.

[4] ТПЗ — Магар як рама номдорон сарон,
Шавад раста аз ғулу банди гарон.

[5] ТПЗЛ — Ҳама банд аз пояшон баркушуд,
Зи Сорӣ биёварду баргашт зуд.

*[1] М — марди.

Яке асп мар ҳар якеро бисохт,
Аз Омул сӯи Зобулистон битохт.

Чу омад ба Дастони Сом огаҳӣ,
Ки баргашт Қашвод бо фарраҳӣ,

Яке ганҷи вижа ба дарвеш дод,
Сарояндаро ҷомаи хеш дод.

Чу Қашвод наздики Зобул расид,
Пазира шудаш Золи Зар чун сазид.

Бар он бастагон зор[1] бигрист дер,
Куҷо баста буданд дар ҷанги шер.[2]

Пас аз номвар Нӯзари номдор,
Ба сар хок баркарду бигрист зор.

Ба шаҳр андар овардашон арҷманд,
Биёрост айвонҳои баланд.

Чунон ҳам, ки ҳангоми Нӯзар буданд,
Ки бо тоҷу бо тахту афсар буданд.

Биёрост Дастон чунон[3] дастгоҳ,
Шуд аз хоста бениёз он сипоҳ.

## КУШТА ШУДАНИ АҒРИРАС БА ДАСТИ БАРОДАР

Чу Ағрирас омад зи Омул ба Рай,
Аз он кори ӯ[4] огаҳӣ ёфт кай.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин чист, к-ангехтӣ,
Ки бо шаҳд ҳанзал биёмехтӣ.[5]

---

[1] ИЛ — Зол. [2] И — Ки буданд баста ба чанголи шер. [3] Л — ҳама. [4] Л — В-аз он корҳо. [5] ИЛ — баромехтӣ.

Бифармудамат, к-ин бадонро бикуш,
Ки ҷои хирад нести ҳангоми хуш.

Ба дониш наёяд сари[1] ҷангҷӯй,
Биёбад[2] ба ҷанг андарун обрӯй.

Сари марди ҷангӣ хирад наспарад,
Ки ҳаргиз наёмехт кин бо хирад».

Чунин дод посух ба Афросиёб,
Ки: «Лахте бишояд ҳам аз[3] шарму об.

Ҳар он гаҳ к-ат омад[4] ба бад дастрас,
Зи яздон битарсу макун бад ба кас.

Ки тоҷу камар чун ту бинад басе,
Нахоҳад шудан ром бо ҳар касе».[5]

Чу бишнид Афросиёб ин сухун,
На сар дид посух мар онро на бун.[6]

Яке пур зи оташ, яке пурхирад,
Хирад бо сари дев кай дархварад.

Сипаҳбад барошуфт чун пили маст,
Ба посух ба шамшер ёзид даст.

---

[1] Л — Пур аз хашм бояд дили. [2] Л — Набояд. [3] Л — бибояд ҳаме. [4] Л — ки ёбӣ.

[5] ТПЗ — Агар доддеҳ бошӣ, эй номҷӯй,
Шавӣ бар ҳама орзу комҷӯй.
Зи худ дод додан ба ҳар неку бад
Беҳ аз ҳар чи гӯй ба назди хирад,
Раҳи растагорӣ зи деви палид
Ба кирдори хубӣ биёяд падид.
Ба назди кеҳону ба назди меҳон
Ба озори мӯре наярзад ҷаҳон.
Дарозаст дасти фалак бар бадӣ,
Ҳама некуӣ кун, агар бихрадӣ,
Чу некӣ кунӣ некӣ оят барат,
Бадиро бадӣ бошад андар х(в)арат.

[6] Л — б. 598 нест.

Миёни бародар ба ду ним кард,
Чунон некдил шуд ҳушивор[1] мард.

Чу аз кори Ағрираси номдор
Хабар шуд сӯи Золи Соми савор,

Чунин гуфт, к-«Акнун сари бахти ӯй
Шавад тору вайрон шавад тахти ӯй».[2]

Бизад нои рӯину барбаст кӯс,
Биёрост лашкар чу чашми хурӯс.

Сипаҳбад[3] сӯи Порс бинҳод рӯй,
Ҳаме рафт пурхашму дил кинаҷӯй.

Зи дарьё ба дарьё хама мард буд,
Рухи[4] моҳу хуршед пургард буд.

Чу бишнид Афросиёб ин сухун,
Ки Дастони ҷангӣ чӣ афканд бун,

Биёвард лашкар сӯи Хори Рай,
Биёрост ҷангу бияфшурд пай.

Талоя шабу рӯз дар ҷанг буд,
Ту гуфтӣ, ки гетӣ ба як ранг буд.[5]

Мубориз ҳаме кушта шуд бар ду рӯй,
Ҳама номдорони пархошҷӯй.

Баромад ду ҳафта бар ин рӯзгор,
Пиёда бимонда зи кору савор.[6]

---

[1] Л — Чунон тезсар ноҳушивор.

[2] ТПЗИ — В-аз он пас биёрост якчанд гоҳ,
Ки то чун бисозед*, кори сипоҳ.

[3] Л — шитобон. [4] Л — Ба рух. [5] И — б. 608, 609 нест. [6] Л — б. 611 нест.

* И — бисозанд.

# ЗАВИ ТАҲМОСП

*Подшоҳии ӯ панҷ сол буд*

Шабе Зол биншаст ҳангоми хоб,
Сухан гуфт бисьёр з-Афросиёб,

Ҳам аз размзан номдорони хеш,
Ҳам аз паҳлавонону ёрони хеш.

Ҳаме гуфт: «Ҳарчанд к-аз паҳлавон,
Бувад бахт бедору равшан равон,

Бибояд яке шоҳи хусравнажод,
Ки дорад гузашта суханҳо ба ёд.

Ба кирдори киштист кори сипоҳ,
Ҳамаш боду ҳам бодбон подшоҳ.[1]

Агар дораде Тӯсу Густаҳму Фар,
Сипоҳасту гурдони бисьёрмар.

Ҳар он номвар, к-ӯ набошад-ш рой,
Ба тахту бузургӣ набошад сазой.[2]

Назебад бар эшон ҳаме тоҷу тахт,
Бибояд яке шоҳи пирӯзбахт,[3]

Ки бошад бад-ӯ фарраи эзадӣ,
Битобад зи гуфтори[4] ӯ бихрадӣ».[5]

Зи тухми Фаридун биҷустанд чанд,
Яке шоҳ зебои тахти баланд.

Надиданд ҷуз пури Таҳмосп Зӯ,[6]
Ки зӯри каён дошту фарҳанг ӯ.[7]

---

[1] Л — бахти шоҳ. [2] Л — б. 7 нест. [3] ИЛ — бедорбахт. [4] Л — дайҳими.

[5] ТПЗИ — Зи паҳлу ҳама мӯбадонро бихонд,
В-аз ин гуфта чанде суханҳо биронд.

[6] ИЛ — Зав. [7] Л — Ки фарри каён дошту фарҳангу (?) гав.

Бишуд Қорану мӯбаду марзбон,
Сипоҳе зи гурдони кундоварон.[1]

Яке мужда бурданд наздики Зав,
Ки тоҷи Фаридун ба ту гашт нав.

Сипаҳдор Дастону яксар сипоҳ,
Туро хостанд, эй[2] сазоворшоҳ.[3]

Ба рӯзи ҳумоюн Зави некбахт
Биёмад, баромад бар афрози тахт.

Бузургон бар ӯ офарин хонданд,
Нисори шаҳӣ бар вай афшонданд.[4]

Ба шоҳӣ бар ӯ офарин кард Зол,
Нишаст аз бари тахт Зав панҷ сол.

Куҳан буд дар[5] сол ҳушьёрмард,
Ба доду ба хубӣ ҷаҳон тоза кард.

Сипаҳро зи роҳи[6] бадӣ боздошт,
Ки бо покяздон ба дил[7] роз дошт.

Гирифтан наёрасту бастан[8] касе,
В-аз он пас надиданд хастан касе.[9]

Ҳамон буд, ки тангӣ буд андар ҷаҳон
Шуда хушк хоку гиёро даҳон.

Наёмад ҳаме з-осмон обу нам,
Ҳаме баркашиданд нон бо[10] дирам.

Ду лашкар бад-ин гуна бар панҷ[11]-моҳ
Ба рӯй андароварда рӯи сипоҳ.

---

[1] Л — Гурӯҳе ҳунарпарвару хушзабон. [2] И — хостандӣ.

[3] ТПЗ — Саромад ҳама кори Нӯзар чу буд,
Кунун кори Заврo бибояд шунуд.

[4] Л — б. 16 нест. [5] ИЛ — бар. [6] ИЛ — кори. [7] ИЛ — ҳама. [8] Л — кӯштан басе. [9] И — бар. [10] Л — Ду хусрав бар он гуна то хашт.

Бикарданд ҳаррӯз[1] ҷанги гарон,
Ки зӯри[2] ялон буду разми сарон.

Зи тангӣ чунон шуд, ки чора намонд.
Зи лашкар ҳаме пуду тора намонд.

Сухан рафташон як ба як ҳамзабон,
Ки аз мост бар мо бади осмон.

Зи ҳарду сипаҳ хост фарьёду ғав,
Фиристода омад ба наздики Зав,

Ки аз[3] бахри мо з-ин сарои сипанҷ
Наёмад ба ҷуз дарду андӯҳу ранҷ.

Биё, то бубахшем рӯи замин,
Сароем бар якдигар офарин.

Сари номдорон тиҳӣ шуд зи ҷанг,
Зи тангӣ набуд рӯзгори диранг.

Бар он барниҳоданд яксар[4] сухан,
Ки дар дил надоранд кини кӯҳан.

Бубахшанд гетӣ ба расму ба дод,
Зи кори гузашта наёранд[5] ёд.[6]

Зи Ҷайҳун ҳаме то сари марзи Тур,
Аз он бахши гетӣ зи наздику дур,[7]

Раворав чунин то ба Чину Хутан,
Супурданд шоҳӣ бад-он анҷуман.

---

[1] Л — як рӯз. [2] Л — рӯзи. [3] ИЛ — гар. [4] ИЛ — харду. [5] Л — надоранд.

[6] ТПЗ — Чу з-ин гуна омад сухан дар миён,
Бузургони Эрону туронийён,
Нишастанд бо сулҳу гуфтанд боз,
Ки аз кина бо ҳам нагирем соз.

[7] Л — Зи рӯди Абулшахр то Марзи Рум.
Аз он бахши гетиву обод бум?

Зи марзе куҷо марзи хиргоҳ буд,
Аз ӯ Золро даст кӯтоҳ буд.

Аз ин рӯй туркон наҷӯянд роҳ,
Чунин бахш карданд тахту кулоҳ.

Сӯи Порс лашкар бурун ронд Зав,
Қуҳан буд, лекин ҷаҳон кард нав.

Сӯи Зобулистон бишуд Золи Зар,
Ҷаҳоне гирифтанд яксар ба бар.[1]

Пур аз ғулғули раъд шуд кӯҳсор,
Замин шуд пур аз рангу бӯю нигор.

Ҷаҳон чун арӯсе расида ҷавон,
Пур аз чашмаву боғу оби равон.

Чу мардум надорад ниҳоди паланг,
Нагардад замона бар ӯ тору танг.

Меҳонро ҳама анҷуман кард Зав,
Ба додор бар[2] офарин хонд нав.

Фароҳӣ, ки аз тангӣ омад падид,
Ҷаҳонофарин дошт онро калид.

Ба ҳар сӯ яке ҷашнгаҳ сохтанд,
Дил аз кину нафрин бипардохтанд.

Чунин то баромад бар ин панҷсол,
Набуданд огаҳ зи ранҷу вабол.[3]

Замона ҳамоно шуд аз дод сер,
Ҳаме хост, к-ояд ба чанголи шер.

---

[1] ТПЗ — Ҳамон лашкари турк рафтанд боз,
Баросуда аз кину пайкору соз.
Чу аз ҳамдигар бозгашт он сипоҳ,
Ба фармони дорандаи ҳуру моҳ.

[2] И — бас. [3] Л — Нагаштанд бо якдигар бадсигол.

Чу сол андаромад ба ҳаштоду шаш
Бипажмурд солори хуршедфаш.[1]

Бишуд[2] бахти эрониён кундрав,
Шуд он додгустар ҷаҳондор Зав.

## ГАРШОСП

*Подшоҳии ӯ нуҳ сол буд*

Писар буд Завро яке хешком,
Падар карда будиш Гаршосп ном.

Биёмад нишаст аз бари тахтгоҳ,
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ.

Чу биншаст бар тахтгоҳи падар,
Ҷаҳонро ҳаме дошт бо зебу фар.

Хабар шуд ба туркон, ки Зав даргузашт,
Бад-он сон, ки буд тахт бе шоҳ гашт.

Хурӯшиду бифканд киштӣ бар[3] об,
Биёмад ба Хори Рай Афросиёб.

Ҷаёвард як тан дуруди Пашанг,
Сараш пур зи кин буду дил пур зи ҷанг.

Дилаш худ зи тахту кулаҳ гашта буд,
Ба тимори Ағрирас оғушта буд.

Бад-ӯ руй нанмуд ҳаргиз Пашанг,
Шуд он теғи равшан пур аз тиразанг,

Фиристода рафтӣ ба наздики ӯй,
Ба солу ба маҳ буд, ки нанмуд руй.[4]

---

[1] Хуршедваш. [2] ИЛ — Бибуд. [3] ИЛ — Бибахшид гетиву бигзошт
[4] Л — Фиристодае рафт наздики ӯй.
Зи пеши Пашанг он шаҳи номҷӯй.

Ҳаме гуфт агар тахтро сар буди,
Чу Ағрирасаш ёр дар хвар[1] будӣ.

Ту хуни бародар бирезӣ ҳаме,
Зи парварда мурғе гурезӣ ҳаме.

Туро сӯи душман фиристам ба ҷанг,
Ҳаме бар бародар кунӣ рӯз танг.

Маро бо ту то ҷовидон кор нест,
Ба назди манат роҳи дидор нест.

Чунин то баромад бар ин[2] рӯзгор,
Дарахти бало ҳанзал овард бор.

Бад-он сол Гаршоспи Зав даргузашт
Зи гетӣ ҳамин буд ҳувайдо бигашт.[3]

Пуровоз шуд гӯш аз ин огаҳӣ,
Ки бекор шуд тахти шоҳаншаҳӣ.

Паёме биёмад ба кирдори санг,
Ба Афросиёб аз диловар Пашанг.[4]

Ки бигзар зи Ҷайҳуну баркаш сипоҳ,
Мамон то касе барнишинад ба гоҳ.

Яке лашкар орост[5] Афросиёб,
Зи дашти Сапеҷоб то рӯди об.

Ки гуфтӣ замин шуд сипеҳри равон,
Ҳаме борад аз теғи ҳиндӣ равон.

Бад-он гуна[6] ин лашкари номдор,
Биёмад раворав сӯи корзор.

---

[1] Л — Варо рои Агрирас афсар. [2] И — ӯ. [3] ИЛ — б. 15 **нест.**

[4] Л — Паёме биёмад зи назди Пашанг,
Ба Афросиёб он диловар наҳанг.

[5] ИЛ — лашкари сохт. [6] Л — Ба нӯҳ сол.

Яко-як ба Эрон расид огаҳӣ,
Ки омад харидори тахти меҳӣ.

Чу шуд[1] тахти Эрон зи шоҳон тиҳӣ.
Надиданд худ[2] рӯзгори[3] беҳӣ.

Баромад ҳама кӯю барзан ба ҷӯш,
Зи Эрон саросар баромад хурӯш.

Сӯи Зобулистон ниҳоданд рӯй,
Ҷаҳон шуд саросар пур аз гуфтугӯй.

Бигуфтанд бо Зол чандин дурушт,
Ки гетӣ гирифтӣ бас осон ба мушт.

Паси Сом то ту шудӣ паҳлавон,
Набудем як рӯз равшанравон.

Чу Зав даргузашту писар шоҳ буд,
Бадонро зи бад даст кӯтоҳ буд.

Кунун шуд ҷаҳонҷӯй Гарошоспшоҳ,
Ҷаҳон гашт бе шоҳу[5] бе сар сипоҳ.

Сипоҳе зи Ҷайҳун бад-ин сӯ кашид,
Ки шуд офтоб аз ҷаҳон нопадид.

Агар чора донӣ,[6] мар инро бисоз,
Ки омад сипаҳбад ба тангӣ фароз.

Чунин гуфт бо меҳтарон Золи Зар,
Ки: «То ман бибастам ба мардӣ камар,

Саворе чу ман пой бар зин нагошт,
Касе тегу кӯполи ман[7] барнадошт.

Ба ҷое, ки ман пой бифшордам,
Инони саворон будӣ, пордам.

---

[1] Л — Бибуд. [2] Л — Надида хаме [3] И — бас рӯн амну. [4] ИЛ — чанде. [5] ИЛ — Кунун гашт бе тоҷу. [6] Л — дорӣ. [7] ИЛ — гурзу теғи маро.

Шабу рӯз дар ҷанг яксон будам,
Зи пирӣ ҳамасола тарсон будам.[1]

Ҷунун ҷанбарӣ гашт пушти ялӣ,
Натобам[2] ҳаме ханҷари кобулӣ.

Сипосам ба яздон к-аз ин бех руст,
Баромад яке шохи фаррух дуруст.

Ки аз вай ҳаме сар ба гардун кашад,
Ба мардӣ бубинӣ ҳам ӯ чун расад.

Ҷунун гашт Рустам чу сарви саҳӣ,
Бизебад[3] бар ӯ-бар кулоҳи меҳӣ.

Яке аспи ҷангиш бояд ҳаме,
Қ-аз ин тозиаспон нашояд ҳаме.

Биҷӯям яке бораи пилтан,
Бихоҳам зи ҳарсӯ, ки ҳаст анҷуман.

Бихонам ба Рустам бар[4] ин достон,
Ки ҳастӣ бар ин кор ҳамдостон,

Ки бар кинаи тухмаи Зодшам,
Бубандӣ миёну набошӣ дижам».

Ҳама шаҳри Эрон ба[5] гуфтори ӯй,
Бибуданд шодондилу тозарӯй.

Зи ҳар сӯ ҳаюне таковар битохт,
Силеҳи[6] саворони ҷангӣ бисохт.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй пилтан,
Ба боло сарат бартар аз анҷуман,

---

[1] ТПЗИ — Ба рӯзи ҷавонӣ ба зӯри ду пой,
Чу боди базон ҷастаме ман зи ҷой.

[2] И — Нашояд. [3] Л — Ки зебад. [4] Л — бари Рустам. [5] Л — [illegible]
[6] И — салеху.

Яке кор пеш асту ранҷе дароз,
Қ-аз ӯ бигсилад хоби орому ноз.

Туро низ, пуро, гаҳи разм нест,
Чӣ созам, ки ҳангомаи базм нест.

Ҳанӯз аз лабат шир бӯяд ҳаме,
Дилат нозу шодӣ биҷӯяд ҳаме.

Чӣ гуна фиристам ба дашти набард,
Туро назди шерону мардони мард.[1]

Чӣ гӯӣ, чӣ созӣ,[2] чӣ посух диҳӣ,
Ки ҷуфтӣ ту бодо меҳиву беҳӣ»?

Чунин посух овард Рустам бад-ӯй,
Ки-«Эй номвар меҳтари номҷӯй,

Ҳамоно фаромӯш кардӣ зи ман,
Далерӣ намудан ба ҳар анҷуман.

Зи кӯҳи Сипанду зи пили жиён,
Гумонам, ки огоҳ буд паҳлавон.

Кунун гар битарсам зи пури Пашанг,
Намонад зи ман дар ҷаҳон бӯю ранг.

Кунун гоҳи разм асту овехтан,
На ҳангоми нангасту бигрехтан.

Зи афкандани шери шарзаст мард,
Ҳамон ҷустани разму дашти набард

Занонро аз он ном н-ояд баланд,
Ки пайваста дар хӯрдану хуфтананд».

Бад-ӯ гуфт, Зол: «Эй далери ҷавон,
Сари номдорону пушти гавон.

---

[1] И — пур кину дард. [2] И — чӣ созам.

Зи куҳи Сипанду зи пили сапед
Сурудиву додӣ диламро навид.

Ҳамоно, ки он разм осон будӣ,
Дилам з-ин сухан кай ҳаросон будӣ?

Валекин зи кирдори Афросиёб,
Шаби тира рафтан наёрам ба хоб.

Чӣ гуна фиристам туро пеши ӯй,
Ки шоҳи далер асту пархошҷӯй?

Туро гоҳи базм асту овои руд,
Кашидан маю паҳлавонӣ суруд.

На ҳангоми разм асту нангу набард,
Баровардан аз хок бар моҳ гард».[1]

Чунин гуфт Рустам ба Дастони Сом,
Ки «Ман нестам марди орому ҷом.

Чунин ёлу ин чангҳои дароз,
На воло бувад парваридан ба ноз.

Агар дашти кин асту гар ҷанги сахт,
Бувад ёр яздону пирӯз бахт.[2]

Бубинӣ, ки дар ҷанг ман чун шавам,
Ки бо бури гулранг дар хун шавам.[3]

Яке абр дорам ба ҷанг андарун,
Ки ҳамранги обасту борон-ш хун.

Ҳаме оташ афрӯзад аз гавҳараш,
Ҳаме мағзи пилон бисояд сараш.

---

[1] ИЛ — б. 52—65 нест.

[2] ТПЗИЛ — Ҳар он гаҳ, ки ҷочӣ ба зеҳ даркашам*.
Ситора фурӯ резад** аз таркашам.

[3] Л — Чу бо Рахши гулгун ба ҳомун шавад; И — Чу андар **сафу** зери ҷавшан.

*И—Чочикамон баркашам; **И—Забона барорад сар; Л—Замона.

Ҳар он гаҳ, ки ҷавшан ба бар даркашам,
Замона барандешад аз таркашам.[1]

Ҳар он бора, к-ӯ захми кӯполи ман
Бубинад, бару бозӯву ёли ман,

Натарсад зи арродаву манҷаниқ,
Нигаҳбон набояд варо ҷосалиқ.

Чу сар пеш дорад синонам ба ҷанг,
Бигирад зи хунаш дили санг ранг.

Яке бора бояд чу кӯҳи баланд,
Чунон чун ман орам ба ҳамми каманд,

Ки зӯри маро тоб орад ба ҷанг,
Шитобаш набошад ба ҷои диранг.

Яке гурз хоҳам чу як лахтӣ кӯҳ,
Ки ояд ба пешам зи Турон гурӯҳ.[2]

Гар оянд, разме кунам, бесипоҳ,
Ки хун борад аз абри овардгоҳ»[3]

---

[1] ТПЗ — Сарониш-он бикӯбам бад-он гурз бар,
Наёяд барам ҳеҷ пархошх(в)ар*.
Шикаста кунам ман бад-ӯ пушти пил,
Зи хун руд ронам чу дарьёи Нил.
Яке диръ хоҳам зи бабри баён,
Ки аз обу оташ набошад зиён.
На тиру на найза гузор оядаш,
Бар ӯ ҳеҷ захме на кор оядаш.

[2] Л — Яке разм созам чунон бесипоҳ,
Ки хун борад абр андар овардгоҳ;

ТПЗ — Набошад ҳаданги маро пойдор,
Куҷо з-оҳанӣ карда бошад гузор.
Кунам рӯи кишвар ҳама бесипоҳ,
Синонам гузар гирад аз чарху моҳ.
Ҳама роҳу расми паланг оварам,
Сари саркашон зери ҷанг оварам**.

*Л — танҳо б. аввал мавҷуд аст. **Л — танҳо байти охир мавҷуд аст.

Чунон шуд зи гуфтори ӯ паҳлавон,
Ки гуфтӣ барафшонд хоҳад равон.

Ба посух чунин гуфт Дастони Сом,
Ки-«Эй сергашта зи орому ҷом.

Биёрам барат гурзи Соми савор,
Қ-аз ӯ дорам андар ҷаҳон ёдгор.

Фикандӣ бад-он гурз пили жиён,
Ки ҷовид бодӣ ту, эй паҳлавон»!

Бифармуд, к-он гурзи Соми савор,
Ки кардӣ ба Мозандарон корзор,

Биёранд зӣ паҳлави номдор,
Бар он, то барорад зи душман димор.

Зи Гаршоспшаҳ монда буд ёдгор.
Падар то падар, то ба Соми савор.[1]

Таҳамтан чу гурзи ниёро бидид,
Ду лаб кард хандону шодӣ гузид.

Яке офарин хонд бар Золи Зар,
Ки «Эй паҳлавони ҷаҳон сар ба сар.

Яке асп хоҳам, куҷо гурзи ман
Кашад бо чунин фарраву бурзи ман».

Сипаҳбад зи гуфтори ӯ хира монд,
Бад-ӯ ҳар замон номи яздон бихонд.[2]

## ГИРИФТАНИ РУСТАМ РАХШРО

Гала ҳарҷӣ будаш зи Зобулситон
Биёвард чанде зи Кобулситон.

[1] И — б. 86 нест. [2] Л — б. 81—90 нест.

Ҳама пеши Рустам ҳаме ронданд,
Бар ӯ доғи шоҳон ҳаме хонданд.

Дар аспе, ки Рустам кашидӣ ба пеш,
Ба пушташ фушурдӣ ҳаме[1] дасти хеш,

Зи неруи ӯ пушт кардӣ ба ҳам,
Ниҳодӣ ба рӯи замин-бар шикам.

Чунин то биёмад яко-як ба танг,[2]
Фасила ҳаме ронданд[3] ранг-ранг.

Яке модиён тез бигзашт хинг,
Бараш чун бари шеру кӯтоҳлинг.

Ду гӯшаш чу ду ханҷари обдор,
Бару ёл фарбеҳ, миёнаш низор.

Яке курра аз пас ба болои ӯ,
Сурину бараш ҳам ба паҳнои ӯ.

Сияҳчашму бурабрашу говдум,
Сияҳхояву тунду пӯлодсум.[4]

Танаш пурнигор аз карон то карон,
Чу барги гули сурх бар заъфарон.[5]

Ба шаб мӯрча бар палоси сиёҳ
Бидидӣ ба чашм аз ду фарсанг роҳ,

Ба неруи пилу ба боло хаюн,
Ба захра чу шери кӯҳи Бесутун[6]

---

[1] И — кафи. [2] ИЛМ — зи Қобул даранг. [3] ИЛ — ҳаме тохт аз.
[4] Л — пас аз б. 100 ин б. омада:

Синонгӯшу маҳтозишу чархгард,
Заминкӯбу дарьёбуру раҳнавард,
Гузоранда аз пешу раҳбар зи пас,
Ҳамедараҳону гурезанда рас.
Аз андешаи дил сабукпӯйтар,
Зи роҳи хирадманд раҳҷӯйтар.

[5] ТПЗЛ — Чи бар об будӣ, чи бар хушкроҳ,
Ба рӯз аз хур афзун будӣ, шаб зи моҳ.
[6] И — б. 101, 102 нест.

Чу Рустам бад-он модиён бингарид,
Мар он курраи пилтанро бидид,

Қаманди каёнӣ ҳаме дод ҳам,
Ки он курраро боз гирад зи рам.

Ба Рустам чунин гуфт чӯпони пир,
Ки «Эй меҳтар аспи касонро магир».

Бипурсид Рустам, ки-«Ин аспи кист,
Ки аз доғ рӯи ду ронаш тиҳист»?

Чунин дод посух, ки «Доғаш маҷӯй,
К-аз ин ҳаст ҳар гунае гуфтугӯй.

Ҳаме Рахш хонему[1] бурабраш аст,
Ба хубӣ чу обу ба так[2] оташ аст.

Худованди инро надонем кас,
Ҳаме Рахши Рустам-ш хонем бас.

Се сол аст, то ин ба зин омадаст,
Ба чашми бузургон гузин омадаст.[3]

Чу модар-ш бинад каманду[4] савор,
Чу шер андар ояд кунад корзор.

Надонем, эй паҳлавони ҷаҳон,
Чӣ роз аст бо ин ҳам андар ниҳон.

Бипарҳез ту, эй ҳушивормард,
Ба гирди чунин аждаҳо бармагард.

Ки ин модиён чун дарояд ба ҷанг,
Бидаррад дили шеру чарми паланг».

Чу бишнид Рустам бад-он сон сухан,
Бидонист гуфтори марди кӯҳан.[5]

---

[1] Л — хонанду. [2] Л — ба ранг. [3] И — б. 110 нест. [4] Л — камандӣ.
[5] ИЛ — б. 112—115 нест.

Бияндохт Рустам каёникаманд,
Сари абраш овард ногаҳ[1] ба банд.

Биёмад чу пили[2] жиён модараш,
Ҳаме хост кандан ба дандон сараш.

Биғуррид Рустам чу шери жиён,
Зи овози ӯ хира шуд модиён.

Яке мушт зад, бар сару гарданаш,
Ба хок андар афканд ларзон танаш.[3]

Бияфтоду барчасту[4] баргашт аз ӯй,
Ба сӯи гала зуд[5] бинҳод рӯй.

Бияфшурд рон Рустами зӯрманд,
Бар ӯ тангтар кард ҳамми каманд.

Биёзид чанголи гурдӣ ба зӯр,
Бияфшурд як даст бар пушти бӯр,

Накард эч пушт аз фушурдан тиҳӣ,
Ту гуфтӣ надорад ҳаме[6] огаҳӣ.

Ба дил гуфт, к-ин бар нишасти ман аст,
Кунун кор кардан ба дасти ман аст,

Баромад чу боди дамон аз бараш,
Бишуд тез гулранг зер андараш.[7]

*Зи чӯпон бипурсид*, к «Ин аждаҳо
Ба чанд асту инро кӣ донад баҳо?»

Чунин дод посух, ки «Гар[8] Рустамӣ,
Бирав рост кун рӯи эронзамӣ.

Мар инро бару буми Эрон баҳост,
Бар ин бар ту хоҳӣ чаҳон кард[9] рост».

---

[1] Л — Сару гарданаш андаромад. [2] ИЛ — шери. [3] ИЛ — б. 119 **нест.** [4] ЛИ — Бархосту. [5] ЛИ — тез. [6] Л — магар. [7] Л — б. 125 нест. [8] И — агар. [9] И — хоҳад чаҳон гашт.

Лаби Рустам аз ханда шуд чун бусад,
Чунин[1] гуфт некӣ зи яздон сазад.

Ба зин андар овард гулрангро,
Сараш тез шуд кинаву ҷангро.

Қушодазанах кардашу тезтаг,
Бидидаш, ки дорад дилу зӯру раг.

Қашад ҷавшану хӯду кӯполро,
Тани паҳлавону бару ёлро.[2]

Чунон гашт абраш, ки дар[3] шаб сипанд,
Ҳаме сӯхтандаш зи баҳри газанд.

Чапу рост гуфтӣ, ки ҷоду шудаст,
Ба овард тозанда оҳу шудаст.

Запахнарму кафкафкану[4] дасткаш,
Сурингирду[5] бинодилу гомхваш.

Дили Золи Зар шуд чу хуррам баҳор,
Зи Рахши навоину фаррухсавор.

Дари ганҷ букшоду динор дод,
Бар имрӯзи фардо наёмад-ш ёд.

Бизад мӯҳра дар ҷом бар пушти пил,
В-аз ӯ бар шуд овоз бар чанд мил.

ЛАШКАР ҚАШИДАНИ ЗОЛ БА СУИ АФРОСИЁБ

Хурӯшидани кӯс бо каррной,
Ҳамон жандапилону ҳиндидарой.

Баромад зи Зобулситон растахез,
Замин мурдаро[6] бонг барзад, ки хез'

[1] Л — Ҳаме.
[2] ТПЗИ — Чу з-ин сон ба ҷанг омадаш борагӣ,
Дил аз ғам бипардохт якборагӣ.
[3] ИЛ — ҳар. [4] ИЛ — кафафкану. [5] — Суринпаҳну. [6] Л — **хуфтаро.**

Сипоҳе баромад зи Зобул бурун,
Чу шерон ҳама даст шуста ба хун,

Ба пеш андарун Рустами паҳлавон,
Паси пушти ӯ солхӯрда гавон.

Чунон шуд зи лашкар дару дашту роғ,
Ки бар сар наёраст паррид зоғ.

Табира задандӣ ҳама шаб ба[1] чой,
Чаҳонро на сар буд пайдо, на пой.

Ба ҳангоми бишкуфаи гулситон,
Биёвард лашкар зи Зобулситон.

Зи Зол огаҳӣ ёфт Афросиёб,
Баромад зи орому аз хӯрду хоб.

Биёвард лашкар сӯи Хори[2] Рай,
Бад-он марғзоре,[3] ки буд обу най.

В-аз Эрон биёмад думодум сипоҳ,
Зи роҳи биёбон сӯи размгоҳ.

Зи лашкар ба лашкар ду фарсанг монд,
Чаҳондидагонро сипаҳбад бихонд.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«Эй бихрадон,
Чаҳондидаву коркарда[4] радон.

Ҳам эдар басе лашкар оростем,[5]
Басе некӯиву беҳӣ хостем.[6]

Пароканда шуд рой бе тахти шоҳ,
Ҳама кор бе бӯю[7] бе сар[8] сипоҳ.

---

[1] Л — ҳаме шаст. [2] Л — руди. [3] Л — Дари марғзорон. [4] Л — кордида. [5] Л — оростам. [6] Л — хостам.

И — Ҳам андар ҳаме лашкар оростем,
Басе сарвариву меҳӣ хостем.

[7] ИЛ — берӯю. [8] Л — бемар.

Чу бар тахт биншаст фархунда Зав,
Зи гетӣ яке офарин хост нав.

Шаҳе бояд акнун[1] зи тухми каён,
Ба тахти кай бар камар бар миён.[2]

Нишон дод мӯбад маро дар замон.[3]
Яке шоҳи бо фарру бурзи каён.[4]

Зи тухми Фаридуни ял Қайқубод,
Ки бо фарру бурз асту бо расму дод.

ОВАРДАНИ РУСТАМ ҚАЙҚУБОДРО
АЗ КӮҲИ АЛБУРЗ

Ба Рустам чунин гуфт фархунда Зол,
Ки-«Баргир кӯполу бифроз ёл.[5]

Бирав тозиён то ба Албурзкӯҳ,
Гузин кун яке лашкари ҳамгурӯҳ.

Абар Қайқубод офарин кун яке,
Макун пеши ӯ дар диранг андаке.

Ба ду ҳафта бояд, ки эдар бавӣ,
Гаҳу бегаҳ аз тохтан нағнавӣ.

Бигӯй,[6] ки лашкар туро хостанд,
Ҳаме тахти шоҳӣ биёростанд.

Ки дархурди тоҷи каён ҷуз ту кас
Набинем шоҳо, ту фарьёдрас».

Чу Золи Зар ин достонҳо бигуфт,
Таҳамтан заминро ба мижгон бируфт.

---

[1] Л — Яке моҳ бояд.
[2] ТПЗИ — Шаҳе, к-ӯ ба авранг дорад замӣ,
Ки бесар набошад тани одамӣ.
[3] И — Нишон дод мӯбад ба мо фаррухон. [4] И — бахти ҷавон. [5] ИЛ— бол. [6] Л — Бигӯям.

Ба Рахш андаромад ҳамон гоҳ шод,
Гурозон биёмад бари Кайқубод.

Зи туркон басе буд талоя ба роҳ,
Расиданд дар Рустами кинахоҳ

Баровехт бо номдорон ба ҷанг,
Яке гурзаи говпайкар ба чанг.

Баровард гурзу баромад ба ҷӯш,
Ҳаме кӯфт гурзу ҳаме зад хурӯш.[1]

Рамид аз дили турк якбора ҳуш,
Ба бозӯ басе гашт бе тову туш.[2]

Далерони Турон баровехтанд,
Саранҷом аз разм бигрехтанд.

Ниҳоданд сар сӯи Афросиёб,
Ҳама дил пур аз хуну дида пур об.

Бигуфтанд ӯро ҳама бешу кам,
Сипаҳбад шуд аз кори эшон дижам.

Бифармуд то назди ӯ шуд Қулун,
Зи туркон далере гаве пурфусун.

Бад-ӯ гуфт: «Бигзин зи лашкар савор,
В-аз эдар бирав то дари шаҳриёр.

Далеру хирадманду ҳушьёр бош,
Ба пос андарун сахт бедор бош.

---

[1] ТПЗ — Яке ҳамла овард Рустам чу кӯҳ,
Ба танҳо тани хештан бегурӯҳ.
Ба як ҳамла аз ҷой баркандашон,
Пароканд аз ҳам дарафгандашон.
Ба ҳар сӯ, ки тозон шудӣ ҷангҷуй,
Равон гашти аз хун дар он ҷанг ҷӯй.
Фаровон зи туроиён кушта шуд,
Ба сар бар сипеҳри ялон гашта шуд.

[2] ИЛ — б. 167, 168 нест.

Қи эрониён мардуми риманд,
Ҳаме ногаҳон бар талоя зананд».

Бурун омад аз назди хусрав Қулун,
Ба пеш андарун мардуми раҳнамун.

Сари роҳ бар номдорон бубаст,
Ба мардони ҷангӣ, ба[1] пилони маст.

В-аз он рӯй Рустам далери[2] гузин
Бипаймуд зӣ шоҳи эронзамин.

Зи як мил раҳ то ба Албурзкӯҳ,
Яке ҷойгаҳ дид бас шукӯҳ.

Дарахтони бисьёру оби равон,
Нишастангаҳи мардуми навҷавон.

Яке тахт бинҳода наздики об,
Бар ӯ рехта мушки нобу гулоб.

Ҷавоне ба кирдори тобандамоҳ,
Нишаста бар он тахт дар[3] сояго̧ҳ.

Рада баркашида басе паҳлавон,
Ба расми бузургон камар бар миён.

Биёроста маҷлиси шоҳвор,
Ба сони биҳиште ба рангу нигор.

Чу диданд мар паҳлавонро ба роҳ,
Пазира шудандаш аз он ҷойгоҳ.[4]

Бигуфтанд, к-«Эй паҳлави номвар,[5]
Нашояд аз он ҷой кардан гузар.[6]

---

[1] ИЛ — ҷангиву. [2] Л — далеру. [3] Л — бар.

[4] ТПЗ — Чу наздики Рустам фароз омаданд,
Ба пешаш ҳама дар навоз омаданд.

[5] И — номдор. [6] И — гузор.

Ки мо мизбону ту меҳмони мо,
Фуруд ой ин ҷо ба фармони мо.

Бад-он то ба май[1] дасти шодӣ барем,
Ба ёди рухи номвар май хварем».

Таҳамтан бад-эшон чунин гуфт боз,
Ки-«Эй номдорони гарданфароз,

Маро рафт бояд ба Албурзкӯҳ,
Ба коре, ки бисьёр дорад[2] шукӯҳ,

Нашояд[3] бимондан аз ин кор боз,
Ки пеш аст бисьёр ранҷи дароз.

Ҳама марзи Эрон пур аз душман аст,
Ба ҳар дудае мотаму шеван аст.[4]

Сари тахти Эрон абе шаҳриёр,[5]
Маро бода хӯрдан наёяд ба кор».[6]

Бигуфтанд, к:— «Эй номвар паҳлавон,
Агар сӯи Албурз пӯӣ навон.

Сазад гар бигӯӣ ту, эй номҷӯй,
Ки онҷо киро мекунӣ ҷустуҷӯй?

Ки мо хели он марди фархундаем,
Ки эдар чунин базм афкандаем.

Бад-он ҷо туро раҳнамунӣ кунем,
Ба ҳангоми ёрӣ фузунӣ кунем».

Чунин дод посух бад-он анҷуман,
Ки: «Шоҳе бад-он ҷост покизатан.

---

[1] ИЛ — то ҳама. [2] И — бошад. [3] Л — Набояд. [4] ИЛ — б. 192 нест. [5] И — Маро чора бояд паи корзор.

[6] ТПЗ — Набояд нишастан ба орому ноз,
К-аз ин ғам надорам нишебу фароз.

Сарафрозро Қайқубод аст ном,
Зи тухми Фаридуни бо доду ком.[1]

Нишоне диҳедам сӯи Қайқубод,
Қасе к-аз шумо дорад ӯро ба ёд».[2]

Сари он[3] далерон забон баркушод,
Ки «Дорам нишоне ман аз Қайқубод.[4]

Гар ой фуруд андар ин хони мо,
Биярфрӯзӣ аз рӯи худ ҷони мо,[5]

Бигӯям туро ман нишони Қубод,
Ки ӯро чи гунаст расму ниҳод».

Таҳамтан зи Рахш андар омад чу бод,
Чу бишнид з-он сон[6] нишони Қубод.

Биёмад дамон то лаби рӯдбор,
Нишастанд дар зери он соядор.

Ҷавон аз бари тахти заррин нишаст,
Гирифта яке дасти Рустам ба даст.

-Ба дасти дигар ҷом пурбода кард,
В-аз ӯ ёди мардони озода кард.

Дигар ҷоми бода ба Рустам супурд,
Бад-ӯ гуфт, к: «Эй номбардор гурд,

Бипурсидӣ аз ман нишони Қубод,
Ту ин номро аз кӣ дорӣ ба ёд?»

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки-«Эй паҳлавон,
Паём оваридам ба равшанравон.

---

[1] ИЛ — б. 194—199 нест.

[2] ТПЗ — Чу баргуфт аз ин сон гави пилтан,
Шуниданд гуфтори ӯ анҷуман.

[3] Л — Яке з-он. [4] Гузин кайқубод. [5] Л—б. 202 нест. [6] Л—аз эшон.
И — з-ин сон.

Сари тахти Эрон биёростанд,
Бузургон ба шоҳӣ варо хостанд.

Падар-м он гузини меҳон сар ба сар,
Ки хонанд[1] ӯро ҳаме Золи Зар.

Маро гуфт рав то ба Албурзкӯҳ,
Қубоди диловар бубин бо гурӯҳ.

Ба шоҳӣ бар ӯ офарин кун яке,
Макун пеши ӯ-дар диранг андаке.

Бигӯяш, ки гурдон туро хостанд,
Сари тахти шоҳӣ биёростанд.

Нишон ар тавонӣ ту додан маро,
Диҳиву ба шоҳӣ расонӣ варо».

Зи гуфтори Рустам далери ҷавон,
Бихандиду гуфташ, ки-«Эй, паҳлавон.

Зи тухми Фаридун манам Қайқубод,
Падар бар падар ном дорам ба ёд».

Чу бишнид Рустам фурӯ бурд сар,
Ба хидмат фуруд омад аз тахти зар.

Ки «эй хусрави хусравони ҷаҳон,
Паноҳи далерону пушти меҳон,

Сари тахти Эрон ба коми ту бод,
Тани жандапилон ба доми ту бод!

Нишастӣ[2] ту бар тахти шоҳаншаҳӣ,
Ҳамат саркашӣ боду ҳам фарраҳӣ.

Дуруде расонам ба шоҳи ҷаҳон,
Зи Золи сипаҳбад[3] гави[4] паҳлавон.

---

[1] ИЛ — хонандаш. [2] И — Ки пушти. [3] И — гузину. [4] Л — гузини он яли.

Агар шоҳ фармон диҳад бандаро,
Ки бикшоям аз банд гуяндаро».[1]

Қубоди диловар баромад зи ҷой,
Ба гуфтори ӯ дод бас ҳушу рой.

Таҳамтан ҳамон гаҳ забон баркушод,
Паёми сипаҳдори Эрон бидод.

Сухан чун ба гӯши сипаҳбад расид.
Зи шодӣ дил андар бараш бартапид.[2]

«Биёред пас-гуфт-ҷоми набид,
Ба ёди Таҳамтан ба лаб баркашид».

Таҳамтан ҳам эдун яке ҷоми май
Бихурд, офарин кард бар ҷони кай.

Туӣ аз Фаридуни фаррух нишон,
Ки Рустам шуд аз диданаш шодмон.

Абе ту мабодо ҷаҳон як замон.
На авранги шоҳиву тоҷи каён[3]

Баромад хурӯш аз дили зеру бам,
Фаровон шуда шодӣ, андӯҳ кам[4]

---

[1] ТПЗ — Паёме бигӯям зи ҷанговарон,
Ба наздикии шоҳи равшанравон.

[2] Л — дилаш дар бар андартапид. [3] ИЛ — б. 230, 231 нест.

[4] ТПЗ — Нишастанд хубони барбатнавоз,
Яке удсӯзу яке удсоз.
Сарояндае ин ғазал соз кард.
Дафу чангу найро ҳамовоз кард,
Ки имрӯз рӯзест бо фарру дод,
Ки Рустам нишастааст бо Кайқубод
Ба шодӣ замоне барорем ком,
Зи Ҷашмед гӯему нушем ҷом.
Бидеҳ соқии нӯшлаб ҷоми май,
Бинӯшам ба ёди шаҳи некпай.
Бидеҳ соқии нушлаб Ҷоми Ҷам,
Ки биздояд аз дил зи май занги ғам.

Шаҳаншаҳ чунин гуфт бо паҳлавон,
Ки: «Хобе бидидам ба равшанравон,[1]

Ки аз сӯи Эрон ду бози сапед,
Яке тоҷи рахшон ба кирдори шед

Хиромону нозон[2] расидӣ барам,
Ниҳоданд он тоҷро бар сарам.

Чу бедор гаштам, шудам пурумед,
Аз он тоҷи рахшону бози сапед.

Биёростам маҷлиси шоҳвор
Бад-ин сон, ки бинӣ бад-ин ҷӯйбор.

Таҳамтан маро шуд чу бози сапед,
Расидам зи тоҷи далерон навид».

Таҳамтан чу бишнид аз он хоби[3] шоҳ,
Зи бозу зи тоҷи фурӯзон чу моҳ,

Чунин гуфт бо шоҳи кундоварон,
«Нишонаст хобат зи пайғамбарон.

Кунун хез, то сӯи Эрон шавем,
Ба ёрӣ ба назди далерон шавем.

---

[1] Аз ин панч шин рӯи рагбат матоб
Шабу шоҳиду шаҳду шамъу шароб.
Фалак тундхӯй аст бо ҳар касе
Ту бо ӯ макун тундхӯӣ басе.
Маи лаъл хур, хуни дилхо марез,
Ту хокӣ, чу оташ машав тунду тез.
Маи лаългун хуштар аст, эй салим,
Зи хунобаи андаруни ятим.
Агар доман олуда гардад ба май,
Ҳаромаст ҳазме надорад ба пай.
Аз он оби рангин ба наздики ман,
Беҳ аз он ки нафрин кунад пиразан.
Аз абрешими чангу овози руд,
Сароянда ин байтҳо месуруд.

[1] ТПЗ — Чу давре бигашт аз маи аргувон,
Барафрухт рухсори шоҳи ҷаҳон.

[2] ИЛ — тозон. [3] Л — аз хоби; И — он хоби.

Қубод андар омад чу оташ зи ҷой,
Ба бӯри набард андар овард пой.

Камар бар миён баст Рустам чу бод,
Биёмад ғурозон або Кайқубод.

Шабу рӯз аз тохтан нағнавид.
Чунин то ба назди талоя расид.

Қулуни диловар шуд огаҳ зи кор,
Пазира биёмад сӯи корзор.

Шаҳаншоҳи Эрон чу з-он гуна дид,
Баробар ҳаме хост саф баркашид.

Таҳамтан бад-ӯ гуфт, к-«Эй шаҳриёр,
Туро разм чунин[1] наёяд ба кор.

Ману Рахшу кӯполу баргустувон,
Ҳамоно надоранд бо ман тавон.

Дилу гурзу бозӯ маро ёр бас,
Нахоҳам чуз эзад нигаҳдор кас.

Мар ин дасту гулранги дар зери ман,
Кӣ ояд бари гурзу шамшери ман?»[2]

Бигуфт ину аз ҷой баркард Рахш,
Ба захме саворе ҳаме кард пахш.

Якеро гирифтӣ задӣ бар дигар,
Зи бинӣ фурӯ рехтӣ мағзи сар.

Яко-як рабудӣ саворон зи зин,
Ба сарпанҷаву барзадӣ бар замин.

Ба нерӯ бияндохтишон зи даст,
Сару гардану пушташон мешикаст.[3]

[1] Н — чустан. [2] ИЛ — б. 249, 250 нест. [3] ИЛ — б. 252—254 нест.

Кунун дид деве биҷаста зи банд
Ба даст андарун гурзу бар зин каманд.

Бар ӯ ҳамла овард монанди бод,
Бизад найзаву банди ҷавшан кушод.

Тахамтан бизад дасту найза гирифт,
Қулун аз далериш монда[1] шигифт.

Ситуд найза аз дасти он[2] номдор,
Бирурид чун тундур аз кӯҳсор.

Бизад найзаву баррабудаш зи зин,
Ниҳод он буни найзаро бар замин.

Қулун гашт чун мурғ бар бобзан,
Бидиданд лашкар ҳама тан ба тан.

Биронд аз бараш Рахшу биспурд хор,
Баровардаш аз мағз як сар димор.

Саворон ҳама рӯй баргоштанд,
Қулунро бад-он ҷой бигзоштанд.[3]

Ҳазимат шуд аз вай сипоҳи Қулун,
Ба якборагӣ бахт гашта нагун.

Таҳамтан гузашт аз талоя савор,
Биёмад шитобон сӯи кӯҳсор.

Куҷо буд алафзору оби равон,
Фуруд омад он ҷойгаҳ паҳлавон.

Чунин то шаби тира омад фароз,
Тахамтан ҳаме кард ҳар гуна соз.

Зи ороиши ҷомаи паҳлавӣ,
Ҳамон тоҷу ҳам бораи хусравӣ.

[1] И — гашта. [2] ИЛ — ӯ. [3] ИЛ — б. 261, 262 нест.

Чу шаб тира шуд паҳлави пешбин,
Баророст бо шоҳи эронзамин.

Ба наздики Зол оваридаш ба шаб,
Ба омад шудан ҳеҷ накшод лаб.

266 Нишастанд як ҳафта бо ройзан,
Шуданд андар он мӯбадон анҷуман.

Ки шоҳе чу шаҳ Кайқубод аз ҷаҳон
Набошад кас аз ошкору ниҳон.

Ҳам эдун бибуданд[1] як ҳафта шод,
Ба базму ба бода бари Кайқубод.[2]

Ба ҳаштум биёростанд[3] тахти оҷ,
Биёвехтанд аз бари оҷ тоҷ.

[1] И — Шабу руз буданд. [2] Л — б. 271, 272 нест. [3] Л — шуд ороста.

## ФЕҲРИСТИ ФУСУЛИ ҶИЛДИ АВВАЛ

*Абулкасым Фирдоуси*

**ШАХНАМЕ**

**Юбилейное издание в 9-ти томах**

**Том I**

(на таджикском языке)

Научная подготовка тома
*К. Айни, З. Ахроров.*

Муҳаррирон
*Ю. Аҳмадов, Р. Убайдуллоева*

Муҳаррири ороиш
*С. Логинов*

Муҳаррири техникӣ
*Е. Цынн*

Мусаҳҳеҳ
*М. Холматова*

БИ № 971

Ба матбаа 23.04.86 супурда шуд. Ба чопаш 15.05.87 имзо шуд. Формати 84×108[1]/32. Коғази типографии № 1. Гарнитураи адабӣ. Чопаш баландчаста. Ҷузъи чопии шартӣ 25,2. Ҷузъи рангаи шартӣ 25,301. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 22,90. Адади нашр 12000. Супориши № 1366. Нархаш 2 с. 20 тин.

Душанбе, нашриёти «Адиб», кӯчаи Айнӣ, 126.

*Матбааи № 1 Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои* нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Душанбе, хиёбони Ленин [illegible]